## ҲАЙАТИ МУШОВАРА ВА ТАҲРИРИЯИ 50-ҶИЛДАИ ОСОРИ КЛАССИКОН ВА МУОСИРОН АЗ СИЛСИЛАИ “АХТАРОНИ АДАБ”

ББК 84 Тоҷик 7-5
Ш-22

Таҳияву тадвин, муқаддима ва шарҳи луғот аз
*Мубашшир Акбарзод*

Муҳаррир *Гурез Сафар*

Ш-22 **Саъдии Шерозӣ. Ғазалиёт.**
– Душанбе: «Адиб», 2014, 480 саҳ.

Хонандагони арҷманд! Китобе, ки дар даст доред, аз куллиёти ғазалиёти фасеҳу малеҳи бузургтарин адиби ғазалсарои адабиёти форсии тоҷикӣ Шайх Муслиҳиддин Саъдии Шерозӣ (1184-1292) фароҳам омада, шуморо вориди ҷаҳони андешаҳои волояш мегардонад ва машоми ҷонатонро муаттар медорад.

ISBN 978-99947-2-460-4

## ҲАДИСИ ДИЛКАШИ САЪДӢ

Шайх Муслиҳиддин Саъдии Шерозӣ (1184-1292) дар таърихи адабиёти форсии тоҷикӣ ба унвони яке аз бузургтарин ғазалсароён шинохтаву эътироф гардидааст. Ӯ дар миёни шоирони қадим дорои чеҳраи мушаххас аст ва шуҳрати ғазал бо номи ӯ иртибот дорад. Ғазал то Саъдӣ низ вуҷуд дошт ва аз замони Устод Рӯдакӣ то ба ӯ шоирони зиёде дар ин навъи шеър суханпардозӣ кардаанд. Аммо зебоии забону баёне, ки дар ғазали Шайх дида мешавад ва латофату шириние, ки дорад, махсуси ӯст. Саъдӣ ба шеъри шоирони пеш аз худ комилан таваҷҷуҳ дошт ва аз онон баҳраҳое гирифта буд, вале ин таъсирпазириҳо на танҳо аз мақоми вай намекоҳад, балки амре табиист, зеро дар таърихи адабиёти халқу миллатҳои ҷаҳон адибе нест, ки аз гузаштагони худ таъсир напазируфта бошад. Ӯ ҳар ҷо ки маъниеро аз гузаштагон мегирифт, ба гунае зеботару шевотар баён менамуд.

Сухани Саъдӣ дар ҳадди камолу эътидол аст ва танофури ҳуруф, калимоти матрук, ҳашви калом, истиораҳои дур аз зеҳн ва иғроқҳои ғайри қобили пазириш дар он ба назар намерасад. Ба ин нукта худи ӯ низ борҳо дар ашъораш ишора кардааст. Сухани ӯ сухани содаву равону зебову дилнишин ва ба дили мардум наздик аст. Ҳамин наздикии баёни ӯ бадилу забони мардум сухани ӯро, бавижа ғазали ӯро мақбули хоссу ом кардааст ва бо гузашти чандин сада имрӯз ҳам барои умум гуворову дилнишин аст. То имрӯз баъзе ғазалҳои Саъдӣ забонзади хоссу омманд, ба мисли:

*Эй сорбон, оҳиста рон, к-ороми ҷонам меравад,*
*В-он дил, ки бо худ доштам, бо дилситонам меравад…*

Ё

*Бигзор, то бигирям чун абр дар баҳорон,*
*К-аз санг нола хезад рӯзи видоъи ёрон…*

Ё

*Ман надонистам аз аввал, ки ту бемеҳру вафоӣ,*
*Аҳд нобастан аз он беҳ, ки бибандию напоӣ…*

Нахустин чизе, ки аз мутолиаи ғазали Шайх ба зеҳни хонанда менишинад, малоҳати сухан ва истеҳкоми каломи ӯст. Сухани ӯ дар муқоиса бо аксари шоирони қадими форсизабон шукӯҳу ҷалоли худро дорад ва дур аз тасаннуъот аст.

Ашъори Саъдӣ оганда аз саноеъи адабистанд, ки намоёнтаринашон санъати ташбеҳ аст бо анвоъи гуногуни он. Беҳтарин ташбеҳ он аст, ки

равшан бошад ва ин вижагӣ дар ғазалиёти Шайх равшан ба назар мерасад:

*Масали* ***зираконучанбари ишқ***
***Тифли нодону мори рангин*** *аст.*

* * *

***Хати мушкбӯю холат*** *ба муносибат, ту гӯӣ,*
***Қалами губор*** *мерафту фурӯ чакид* ***холе****.*

Чизи дигаре, ки дар шеъри Саъдӣ, бавижа ғазали ӯ ҷо-ҷо ба назар мерасад ва каломашро зеботару хушоҳанг мекунад, истифодаи калимоти ба ҳам наздик аст, ки мутародифу ҳамоҳанганд:

*Гарам ту дар накушоӣ, куҷо тавонам рафт?*
***Ба ростон****, ки бимирам* ***бар остон****, эй дӯст!*

* * *

*Агар ту, сарви симинтан,* ***бар онӣ,***
*Ки аз пешам* ***биронӣ****, ман* ***бар онам****.*

Дар ғазалҳои Саъдӣ ибораҳои шоирона фаровон ба назар мерасанд, ки дар заминаи анвоъи гуногуни ташбеҳ офарида шудаанд:

*Дар димоғи майпарастон бозкуш*
*Оташи савдо ба* ***оби чашми ҷон****.*

* * *

*Ба ҳавои сари зулфи ту даровехта буд*
*Аз сари* ***шохи забон барги суханҳои тарам****.*

* * *

*На* ***дасти сабр****, ки дар* ***остини ақл*** *барам,*
*На* ***пои ақл****, ки дар* ***домани қарор*** *кашам.*

* * *

*Пора гардонад* ***Зулайхои сабо***
*Субҳдам бар* ***Юсуфи гул*** *пираҳан.*

Ҳар шоири ҷӯянда падидорандаи калимоти нав аст, ки яке аз вижагиҳои шеваи шоирист. Шайх Саъдӣ низ дар ин роҳ корҳое кардааст, ки махсуси ӯстанд:

*Кас надидаст одамизод аз ту* ***ширинтарсухан,***
*Шаккар аз пистони модар хурдаӣ ё ширро?*

* * *

*Ошиқони* ***динудунёбоз****ро хосиятест,*
*К-он набошад зоҳидони* ***молуҷоҳандӯз****ро.*

* * *

*Эй* ***мувофиқсуратумаънӣ****, ки то чашми ман аст,*
*Аз ту зеботар надидам рӯю хуштар хӯйро.*

* * *

*Инчунин рух бо парӣ бояд намуд,*
*То биёмӯзад* ***парирухсорагӣ****.*

Ширинии сухани Саъдӣ дар лутфи он зоҳир мешавад. Ӯ суханро чунон латифу зебо баён мекунад, ки ҳамеша дилнишин воқеъ мегардад:

*Рой рои туст, хоҳӣ, ҷангу хоҳӣ, оштӣ,*
*Мо қалам бар сар кашидем ихтиёри хешро.*

* * *

*Бар ҳадиси ману ҳусни ту наяфзояд кас,*
*Ҳад ҳамин аст сухандонию зебоиро.*

* * *

*Боз о, ки дар фироқи ту чашми умедвор*
*Чун гӯши рӯзадор бар «Аллоҳу акбар» аст.*

* * *

*Гуфта будӣ, ҳама зарқанду фиребанду фусӯс,*
*Саъдӣ он нест, вале чун ту бифармоӣ, ҳаст.*

* * *

*Хубрӯёни ҷафопеша вафо низ кунанд,*
*Ба касон дард фиристанду даво низ кунанд.*

* * *

*Гар кунад майл ба хубон дили ман, айб макун,*
*К-ин гуноҳест, ки дар шаҳри шумо низ кунанд.*

* * *

*Гар равад номи ман андар даҳанат, боке нест,*
*Подшоҳон ба ғалат ёди гадо низ кунанд.*

* * *

*Ҳама олам суханам рафту ба гӯшат нарасид,*
*Оре, он ҷо ки ту бошӣ, сухани мо наравад.*

* * *

*Ту худ сари васли мо надорӣ,*
*Ман одати бахти хеш донам.*

Чунон ки Шайх Саъдӣ дар эҷоди ғазал аз гузаштагон таъсир пазируфтааст, сухани ӯ ба муосирону шоирони пас аз ӯ таъсири густардае доштааст. Ин таъсирпазирӣ аз замони шоир то имрӯз идома дорад. Ба гунаи мисол, шоироне мисли Ҳофизи Шерозӣ (*Муносиби лаби лаълат ҳадис боястӣ, Ҷавоби талх бадеъ аст аз он даҳон, эй дӯст*), Камоли Хуҷандӣ (*Вақте сари савдоӣ мерафт ба бустонҳо, Бехештанам кардӣ бӯи гулу райҳонҳо)*, Бадруддини Ҳилолӣ (*Май хоҳаму маъшуқу заминею замоне, К-ӯ бошаду ман бошаму агёр набошад)*, аз шоирони қарни охир Муҳаммадҳусайни Шаҳрёр (*Ман надонистам аз аввал, ки ту бемеҳру вафоӣ, Аҳд нобастан аз он беҳ, ки бибандию напоӣ)*, Нодири Нодирпур

*(Раҳо намекунад айём дар канори манаш, Ки доди худ биситонам ба бӯса аз даҳанаш)*, аз шоирони тоҷик устод Лоиқ Шералӣ *(То хабар дорам аз ӯ, бехабар аз хештанам, Бо вуҷудаш зи ман овоз наёяд, ки манам)* ва дигарон аз ғазалҳои ҷудогонаи Саъдӣ ё аз ҷиҳати шакл, ё аз нигоҳи мазмун таъсире пазируфтаанд.

Табиист, ки ҳар шоири тавоно аз шеъри худ ва аз баландии табъаш меболаду менозад. Хуб аст, агар ин ифтихор замина дошта бошаду мояи озори дигарон нашавад. Болидани Шайх Саъдӣ аз шеъри худаш ва махсусан, аз ғазали худ, шоисташу боиста аст. Шеъри ӯ на танҳо зиндаинигаҳдори номи ӯ, балки мояи ифтихору болатандагии адабиёти деринасоли форсист. Вай дар ҷо-ҷои девони худ ба ширинию дилнишинии суханаш меболад ва ба ин ҳақ ҳам дорад, зеро дар саросари адабиёти форсизабон камтар шоире дар ширинсуханию зебобаёнӣ ҳамсони ӯст:

*Эй гули хушбӯй, агар сад қарн боз ояд баҳор,*
*Мисли ман дигар набинӣ булбули хушгӯйро.*

***

*Аҷаб аст пеши баъзе, ки тар аст шеъри Саъдӣ,*
*Вараҳи дарахти тӯбост, чӣ гуна тар набошад?!*

***

*Зи халқ гӯи латофат ту бурдаӣ имрӯз*
*Ба хубрӯию Саъдӣ ба хубгуфторӣ.*

***

*Ман дигар шеър нахоҳам ки нависам, ки магас*
*Заҳматам медиҳад, азбаски сухан ширин аст.*

Ғазалиёти Шайх Саъдии Шерозӣ дар Тоҷикистон чандин бор ба хатти кириллӣ ба табъ расидаанд. Бори нахуст ба кӯшиши А.Деҳотӣ ва И.Ализода дар «Мунтахаби куллиёт» (1956) ва баъдан ба саъю эҳтимоми С.Сиддиқов ва Н.Қаҳҳорова дар ду ҷилди куллиёти чаҳорҷилдии шоир (1988-1989) дастраси ҳаводорони каломи ширини Саъдӣ гардонда шуданд, ки заҳмати ҳамаи ин марҳумон машкур бод!

Нусхаи феълии ғазалиёти шоир дар заминаи нусхаи «Куллиёти Саъдии Шерозӣ», ки ба кӯшиши марҳум Муҳаммадалии Фурӯғӣ – барҷастатарин муҳаққиқи осори Шайх (Теҳрон, 1388) таҳия гардида, дар ҳолати зарурат бо нусхаи С.Сиддиқов муқобала карда шуд.

Шубҳае нахоҳад буд, ки ғазалиёти малеҳу фасеҳи Шайх Саъдӣ чун даврони пешин шамъи маҳфилҳо ва сари забонҳо хоҳанд буд:

*Ҳафт кишвар намекунанд имрӯз*
*Бе мақолоти Саъдӣ анҷумане.*

1

Аввали дафтар ба номи Эзади доно,
Сониъи парвардгор, ҳаййи тавоно.
Акбару аъзам, Худои оламу одам
Сурати хуб офариду сирати зебо.
Аз дари бахшандагию банданавозӣ
Мурғи ҳаворо насибу моҳии дарё.
Қисмати худ мехуранд мунъиму дарвеш,
Рӯзии худ мебаранд пашшаву анқо[1].
Ҳоҷати мӯре ба илми ғайб бидонад,
Дар буни чоҳе, ба зери сахраи саммо[2].
Ҷонвар аз нутфа мекунад, шакар аз най,
Барги тар аз чӯби хушку чашма зи хоро.
Шарбати нӯш офарид аз магаси наҳл[3],
Нахли тановар кунад зи донаи хурмо.
Аз ҳамагон бениёзу бар ҳама мушфиқ,
Аз ҳама олам ниҳону бар ҳама пайдо.
Партави нури сародиқоти ҷалолаш[4]
Аз азамат моварои фикрати доно.
Худ на забон дар даҳони орифи мадҳуш
Ҳамду сано мекунад, ки мӯй бар аъзо.
Ҳар кӣ надонад сипоси неъмати имрӯз,
Ҳайф хурад бар насиби раҳмати фардо.
Бор Худоё, муҳайминию[5] мудаббир,
В-аз ҳама айбе муқаддасию мубарро.
Мо натавонем ҳаққи ҳамди ту гуфтан
Бо ҳама каррубиёни[6] олами боло.
Саъдӣ аз он ҷо ки фаҳми ӯст, сухан гуфт,
В-арна, камоли ту ваҳм кай расад он ҷо?!

[1] Симурғ.
[2] Санги бузургу сахт.
[3] Занбӯри асал.
[4] Саропардаҳои бузургию шукӯҳ.
[5] Нигоҳбон.
[6] Малоик ва фариштагон.

2

Эй нафаси хуррами боди сабо,
Аз бари ёр омадаӣ, марҳабо!
Қофилаи шаб, чӣ шунидӣ зи субҳ?
Мурғи Сулаймон, чӣ хабар аз Сабо?
Бар сари хашм аст ҳанӯз он ҳариф,
Ё сухане меравад андар ризо?
Аз дари сулҳ омадаӣ ё хилоф?
Бо қадами хавф равам ё раҷо[1]?
Бори дигар гар ба сари кӯи дӯст
Бигзарӣ, эй пайки насими сабо,
Гӯ: Рамақе беш намонд аз заъиф,
Чанд кунад сурати беҷон бақо?
Он ҳама дилдорию паймону аҳд
Нек накардӣ, ки накардӣ вафо.
Лекин, агар даври висоле бувад,
Сулҳ фаромӯш кунад моҷаро.
То ба гиребон нарасад дасти марг,
Даст зи доман накунемат раҳо.
Дӯст набошад ба ҳақиқат, ки ӯ
Дӯст фаромӯш кунад дар бало.
Хастагӣ андар талаби роҳат аст,
Дард кашидан ба умеди даво.
Сар натавонам, ки барорам чу чанг,
В-ар чу дафам пӯст бидаррад қафо.
Ҳар саҳар аз ишқ даме мезанам,
Рӯзи дигар мешунавам бармало[2].
Қиссаи дардам ҳама олам гирифт,
Дар кӣ нагирад нафаси ошно?
Гар бирасад нолаи Саъдӣ ба кӯҳ,
Кӯҳ бинолад ба забони садо.

---

[1] Умед, орзу.
[2] Ошкор, фош.

3

Рӯи ту хуш менамояд оинаи мо,
К-оина покиза асту рӯи ту зебо.
Чун маи равшан дар обгинаи софӣ
Хӯи ҷамил аз ҷамоли рӯи ту пайдо.
Ҳар кӣ даме бо ту буд ё қадаме рафт,
Аз ту набошад ба ҳеч рӯй шикебо.
Сайди биёбон сар аз каманд бипечад,
Мо ҳама печида дар каманди ту амдо.
Тоири мискин, ки меҳр баст ба ҷое,
Гар бикушандаш, намеравад ба дигар ҷо.
Ғайратам ояд шикоят аз ту ба ҳар кас,
Дарди аҳиббо[1] намебарам ба атиббо[2].
Бархии[3] ҷонат шавам, ки шамъи уфуқро
Пеш бимирад чароғдони Сурайё[4].
Гар ту шакарханда остин бифишонӣ,
Ҳар магасе тӯтие шаванд шакархо.
Луъбати ширин агар туруш нанишинад,
Муддаъиёнаш тамаъ кунанд ба ҳалво.
Марди тамошои боғи ҳусни ту Саъдист,
Даст фурӯмоягон баранд ба яғмо.

4

Агар ту фориғӣ аз ҳоли дӯстон, ёро,
Фароғат аз ту муяссар намешавад моро.
Туро дар оина дидан ҷамоли талъати хеш
Баён кунад, ки чӣ будаст ношикеборо.
Биё, ки вақти баҳор аст, то ману ту ба ҳам
Ба дигарон бигузорем боғу саҳроро.
Ба ҷой сарви баланд истода бар лаби ҷӯй,
Чаро назар накунӣ ёри сарвболоро?

---

[1] Ҷамъи ҳабиб: маҳбуб, ёр.
[2] Ҷамъи табиб: табибон.
[3] Қурбон, фидо.
[4] Парвин.

Шамоиле, ки дар авсофи ҳусни таркибаш
Маҷоли нутқ намонад забони гӯёро.
Кӣ гуфт, дар рухи зебо назар хато бошад?
Хато бувад, ки набинанд рӯи зеборо.
Ба дӯстӣ, ки агар заҳр бошад аз дастат,
Чунон ба завқи иродат хурам, ки ҳалворо.
Касе маломати Вомиқ кунад ба нодонӣ,
Ҳабиби ман, ки надидаст рӯи Азроро.
Гирифтам, оташи пинҳон хабар намедорӣ,
Нигоҳ менакунӣ оби чашми пайдоро?!
Нагуфтамат, ки ба яғмо равад дилат, Саъдӣ,
Чу дил ба ишқ диҳӣ дилбарони яғморо?!
Ҳанӯз бо ҳама дардам умеди дармон аст,
Ки охире бувад, охир, шабони ялдоро.

5

Шаби фироқ нахоҳам давоҷи деборо[1],
Ки шаб дароз бувад хобгоҳи танҳоро.
Зи даст рафтани девона оқилон донанд,
Ки эҳтимол намондаст ношикеборо.
Гараш бибинию даст аз турунҷ бишносӣ,
Раво бувад, ки маломат кунӣ Зулайхоро.
Чунин ҷавон ки туӣ, бурқаъе[2] фурӯ овез,
В-агарна, дил биравад пири пойбарҷоро.
Ту он дарахти гулӣ, к-эътидоли қомати ту
Бибурд қомати сарви баландболоро.
Дигар ба ҳар чӣ ту гӯӣ, мухолифат накунам,
Ки бе ту айш муяссар намешавад моро.
Ду чашми бозниҳода нишастаам ҳама шаб
Чу фарқадайну[3] нигаҳ мекунам Сурайёро.
Шабею шамъею ҷамъе чӣ хуш бувад то рӯз
Назар ба рӯи ту кӯрии чашми аъдоро.

---

[1] Рӯандози ҳарир.
[2] Ниқоб, рӯбанд.
[3] Ду ситораи наздик ба ҳам дар қутби шимол.

Ман аз ту пеши кӣ нолам, ки дар шариати ишқ
Муъофи дӯст бидоранд қатли амдоро.
Ту ҳамчунон дили шаҳре ба ғамзае бибарӣ,
Ки бандагони Банӣ Саъд хони яғморо.
Дар ин равиш ки туӣ, бар ҳазор чун Саъдӣ
Ҷафову ҷавр тавонӣ, вале макун, ёро!

6

Пеши мо расми шикастан набувад аҳди вафоро,
Аллаҳ-Аллаҳ, ту фаромӯш макун суҳбати моро.
Қимати ишқ надонад, қадами сидқ надорад,
Сустаҳде ки таҳаммул накунад бори ҷафоро.
Гар мухайяр[1] бикунандам ба қиёмат, ки чӣ хоҳӣ,
Дӯст морову ҳама неъмати фирдавс шуморо.
Гар сарам меравад, аз аҳди ту сар бознапечам,
То нагӯянд пас аз ман, ки ба сар бурд вафоро.
Хунук[2] он дард, ки ёрам ба иёдат ба сар ояд,
Дардмандон ба чунин дард нахоҳанд даворо.
Бовар аз мот набошад, ту дар оина нигаҳ кун,
То бидонӣ, ки чӣ будаст гирифтори балоро.
Аз сари зулфи арӯсони чаман даст бидорад,
Ба сари зулфи ту гар даст расад боди саборо.
Сари ангушти таҳайюр бигазад ақл ба дандон,
Чу тааммул кунад ин сурати ангуштнаморо.
Орзу мекунадам шамъсифат пеши вуҷудат,
Ки саропой бисӯзанд мани бесарупоро.
Чашми кӯтаҳназарон бар вараќи сурати хубон
Хат ҳамебинаду ориф қалами сунъи Худоро.
Ҳамаро дида ба рӯят нигарон аст, валекин
Худпарастон зи ҳақиқат нашиносанд ҳаворо.
Меҳрбонӣ зи ман омӯзу гарам умр намонад,
Ба сари турбати Саъдӣ биталаб меҳргиёро.
Ҳеч ҳушёр маломат накунад мастии моро,
Қул ли соҳин тараканноса минал ваҷди сукоро.

[1] Соҳибихтиёр.
[2] Хушо.

7

Муштоқию сабурӣ аз ҳад гузашт, ёро,
Гар ту шикеб дорӣ, тоқат намонд моро.
Боре ба чашми эҳсон дар ҳоли мо назар кун,
К-аз хони подшоҳон роҳат бувад гадоро.
Султон, ки хашм гирад бар бандагони ҳазрат[1],
Ҳукмаш расад, валекин ҳадде бувад ҷафоро.
Ман бе ту зиндагонӣ худро намеписандам,
К-осоише набошад бе дӯстон бақоро.
Чун ташна ҷон супурдам, он гаҳ чӣ суд дорад
Об аз ду чашм додан бар хоки ман гиёро?
Ҳоли ниёзмандӣ дар васф менаёяд,
Он гаҳ, ки боз гардӣ, гӯем моҷароро.
Боз ову ҷони ширин аз ман ситон ба хидмат,
Дигар чӣ барг бошад дарвеши бенаворо?
Ё Раб, ту ошноро муҳлат диҳу саломат,
Чандон, ки боз бинад дидори ошноро.
На мулки подшоро дар чашми хубрӯён
Вақъест[2], эй бародар, на зуҳди порсоро.
Эй кош, барфитодӣ бурқаъ зи рӯйи Лайлӣ,
То муддаъӣ намондӣ Маҷнуни мубталоро.
Саъдӣ, қалам ба сахтӣ рафтасту некбахтӣ,
Пас, ҳар чӣ пешат ояд, гардан бинеҳ қазоро.

8

З-андоза берун ташнаам, соқӣ, бидеҳ он обро,
Аввал маро сероб кун в-он гаҳ бидеҳ асҳобро.
Ман низ чашм аз хоби хуш бар менакардам пеш аз ин,
Рӯзи фироқи дӯстон шабхуш бигуфтам хобро.
Ҳар порсоро, к-он санам аз пеши хотир бигзарад,
Чашмаш бар абрӯ афканад, ботил кунад меҳробро.
Ман сайди ваҳшӣ нестам, дар банди ҷони хештан,
Гар вай ба тирам мезанад, истодаам партобро.

---

[1] Пешгоҳ, даргоҳ.
[2] Эътиборест.

Миқдори[1] ёри ҳамнафас чун ман надонад ҳеч кас,
Моҳӣ, ки бар хушк уфтад, қимат бидонад обро.
Вақте дар обе то миён дастею пое мезадам,
Акнун ҳамон пиндоштам дарёи бепоёбро[2].
Имрӯз ҳоло ғарқаам, то бо каноре уфтам,
Он гаҳ ҳикоят гӯямат дарди дили ғарқобро.
Гар бевафоӣ кардаме, ярғу[3] ба қоон[4] бурдаме,
К-он кофир аъдо мекушад в-ин сангдил аҳбобро[5].
Фарёд медорад рақиб аз дасти муштоқони ӯ,
Овози мутриб дар саро заҳмат бувад баввобро[6].
Саъдӣ, чу ҷавраш мебарӣ, наздики ӯ дигар марав,
Эй бебасар, ман меравам? Ӯ мекашад қуллобро.

9

Гар моҳи ман барафканад аз рух ниқобро,
Бурқаъ фурӯ ҳилад ба ҷамол офтобро.
Гӯӣ ду чашми ҷодуи обидфиреби ӯ
Бар чашми ман ба сеҳр бибастанд хобро.
Аввалназар зи даст бирафтам инони ақл,
В-онро ки ақл рафт, чӣ донад савобро?
Гуфтам, магар ба васл раҳоӣ бувад зи ишқ,
Беҳосил аст хурдани мустасқӣ[7] обро.
Даъво дуруст нест, гар аз дасти нозанин
Чун шарбати шакар нахурӣ заҳри нобро.
Ишқ одамийят аст, гар ин завқ дар ту нест,
Ҳамширкатӣ ба хурдану хуфтан давобро[8].
Оташ биёру хирмани озодагон бисӯз,
То подшаҳ хироҷ нахоҳад харобро.

---

[1] Қадру арзиш.
[2] Амиқу жарф.
[3] Додхоҳӣ.
[4] Лақаби подшоҳони Чин.
[5] Дӯстон, ёрон.
[6] Дарбон.
[7] Беморе, ки ҳар чӣ об бинӯшад, ташнагияш рафъ нашавад.
[8] Чорпоён.

Қавм аз шароб масту зи манзур бенасиб,
Ман маст аз ӯ чунон, ки нахоҳам шаробро.
Саъдӣ, нагуфтамат, ки марав дар каманди ишқ?
Тири назар бияфканад Афросиёбро.

10

Бо ҷавонӣ сар хуш аст ин пири бетадбирро,
Ҷаҳл бошад бо ҷавонон панҷа кардан пирро.
Ман ки бо мӯе ба қуввat барнаёям, эй аҷаб,
Бо яке афтодаам, к-ӯ бигсилад занҷирро.
Чун камон дар бозу орад сарвқадди симтан,
Орзуям мекунад, к-омоҷ бошам тирро.
Меравад, то дар каманд афтад ба пои хештан,
Гар бар он дасту камон чашм уфтад нахчирро[1].
Кас надидаст одамизод аз ту ширинтарсухан,
Шаккар аз пистони модар хурдаӣ ё ширро?
Рӯзи бозори ҷавонӣ панҷ рӯзе беш нест,
Нақдро бош, эй писар, к-офат бувад таъхирро.
Эй ки гуфтӣ дида аз дидори бутрӯён бидӯз,
Ҳар чӣ гӯӣ, чора донам кард, ҷуз тақдирро.
Зуҳди пайдо куфри пинҳон буд чандин рӯзгор,
Парда аз сар баргирифтем он ҳама тазвирро[2].
Саъдиё, дар пойи ҷонон гар ба хидмат сар ниҳӣ,
Ҳамчунон узрат бибояд хостан тақсирро.

11

Вақти тараб хуш ёфтам он дилбари таннозро,
Соқӣ, бидеҳ он ҷомро, мутриб, бизан он созро.
Имшаб, ки базми орифон аз шамъи рӯят равшан аст,
Оҳиста, то набвад хабар риндони шоҳидбозро.
Дӯш, эй писар, май хурдаӣ, чашмат гувоҳӣ медиҳад,
Боре ҳарифе ҷӯ, ки ӯ мастур[3] дорад розро.

[1] Сайд, шикор.
[2] Найранг, риё.
[3] Пӯшида, пинҳон.

Рӯи хушу овози хуш доранд ҳар як лаззате,
Бингар, ки лаззат чун бувад маҳбуби хушовозро.
Чашмони турку абрувон ҷонро ба новак[1] мезананд,
Ё Раб, кӣ додаст ин камон он турки тирандозро?
Шӯри ғами ишқаш чунин ҳайф аст пинҳон доштан,
Дар гӯши най рамзе бигӯ, то баркашад овозро.
Шероз пурғавғо шудаст аз фитнаи чашми хушат,
Тарсам, ки ошӯби хушат барҳам занад Шерозро.
Ман мурғаке парбастаам, з-он дар қафас биншастаам,
Гар з-он ки бишкастӣ қафас, бинмудаме парвозро.
Саъдӣ, ту мурғи зиракӣ, хубат ба дом овардаам,
Мушкил ба даст орад касе монанди ту шаҳбозро.

12

Дӯст медорам ман ин нолидани дилсӯзро,
То ба ҳар навъе ки бошад, бигзаронам рӯзро.
Шаб ҳама шаб интизори субҳрӯе меравад,
К-он сабоҳат[2] нест ин субҳи ҷаҳонафрӯзро.
Ваҳ, ки гар ман боз бинам чеҳри меҳрафзои ӯ,
То қиёмат шукр гӯям толиъи пирӯзро.
Гар ман аз санги маломат рӯй барпечам, занам,
Ҷон сипар карданд мардон новаки дилдӯзро.
Комҷӯёнро зи нокомӣ чашидан чора нест,
Бар зимистон сабр бояд толиби Наврӯзро.
Оқилони хӯшачин аз сирри Лайлӣ ғофиланд,
Ин каромат нест ҷуз Маҷнуни хирмансӯзро.
Ошиқони динудунёбозро хосийятест,
К-он набошад зоҳидони молуҷоҳандӯзро.
Дигареро дар каманд овар, ки мо худ бандаем,
Ресмон дар пой ҳоҷат нест дастомӯзро.
Саъдиё, дӣ рафту фардо ҳамчунон мавҷуд нест,
Дар миёни ину он фурсат шумор имрӯзро.

[1] Тири кӯчак.
[2] Хубию зебоӣ.

13

Ваҳ, ки ман гар боз бинам рӯи ёри хешро,
То қиёмат шукр гӯям кирдгори хешро.
Ёри борафтодаро дар корвон бигзоштанд,
Бевафо ёрон, ки барбастанд бори хешро.
Мардуми бегонаро хотир нигаҳ доранд халқ,
Дӯстони мо биёзурданд ёри хешро.
Ҳамчунон уммед медорам, ки баъд аз доғи ҳаҷр
Марҳаме дар дил ниҳанд уммедвори хешро.
Рой ройи туст, хоҳӣ, ҷангу хоҳӣ, оштӣ,
Мо қалам дар сар кашидем ихтиёри хешро.
Ҳар киро дар хоки ғурбат пой дар гил монд, монд,
Гӯ, дигар дар хоби хуш бинӣ диёри хешро.
Офият хоҳӣ, назар дар манзари хубон макун,
В-ар кунӣ, бидруд кун хобу қарори хешро.
Габру[1] тарсову[2] мусулмон ҳар касе дар дини хеш
Қиблае доранду мо зебонигори хешро.
Хоки пояш хостам шуд, боз гуфтам зинҳор,
Ман бар он доман намехоҳам ғубори хешро.
Дӯш ҳурозодае дидам, ки пинҳон аз рақиб
Дар миёни ёварон мегуфт ёри хешро:
Гар муроди хеш хоҳӣ, тарки васли мо бигӯй,
В-ар маро хоҳӣ, раҳо кун ихтиёри хешро.
Дарди дил пӯшида монӣ, то ҷигар пурхун шавад,
Беҳ, ки бо душман намоӣ ҳоли зори хешро.
Гар ҳазорат ғам бувад, бо кас нагӯӣ, зинҳор,
Эй бародар, то набинӣ ғамгусори хешро.
Эй саҳисарви равон, охир, нигоҳе боз кун,
То ба хидмат арза дорам ифтиқори[3] хешро.
Дӯстон гӯянд: Саъдӣ, дил чаро додӣ ба ишқ,
То миёни халқ кам кардӣ виқори хешро?

---

[1] Зардуштӣ.
[2] Масеҳӣ.
[3] Фақр, ниёзмандӣ.

Мо салоҳи хештан дар бенавоӣ дидаем,
Ҳар касе, гӯ, маслиҳат бинанд кори хешро.

14

Имшаб сабуктар мезананд ин табли беҳангомро,
Ё вақти бедорӣ ғалат будаст мурғи бомро[1]?
Як лаҳза буд ин ё шабе, к-аз умри мо тороҷ шуд?
Мо ҳамчунон лаб бар лабе, нобаргирифта комро.
Ҳам тозарӯям, ҳам хаҷил, ҳам шодмон, ҳам тангдил,
К-аз аҳд берун омадан натвонам ин инъомро[2].
Гар пой бар фарқам ниҳӣ, ташрифи[3] қурбат медиҳӣ,
Ҷуз сар намедонам ниҳодан узр ин ақдомро.
Чун бахти неканҷомро бо мо ба куллӣ сулҳ шуд,
Бигзор, то ҷон медиҳад, бадгӯи бадфарҷомро.
Саъдӣ алам шуд дар ҷаҳон, сӯфию омӣ гӯ, бидон,
Мо бутпарастӣ мекунем он гаҳ чунин асномро[4].

15

Бархез, то яксӯ ниҳем ин далқи азрақфомро[5],
Бар боди қаллошӣ[6] диҳем ин ширки тақвономро.
Ҳар соат аз нав қиблае бо бутпарасте меравад,
Тавҳид бар мо арза кун, то бишканем асномро.
Май бо ҷавонон хурданам боре таманно мекунад,
То кӯдакон дар пай фитанд ин пири дурдошомро.
Аз мояи бечорагӣ Қитмир[7] мардум мешавад,
Мохулиёи меҳтарӣ саг мекунад Балъомро[8].
З-ин тангнои хилватам хотир ба саҳро мекашад,
К-аз бӯстон боди саҳар хуш медиҳад пайғомро.

---

[1] Хурӯси саҳархон.
[2] Неъмат додан.
[3] Хилъат, либосе, ки бузургон бибахшанд.
[4] Ҷамъи санам: бутҳо.
[5] Ҷомаи кабудранг.
[6] Майпарастӣ.
[7] Номи саги Асҳоби Каҳф.
[8] Номи яке аз уламои банӣ Исроил.

Ғофил мабош, ар оқилӣ, дарёб, агар соҳибдилӣ,
Бошад, ки натвон ёфтан дигар чунин айёмро.
Ҷое ки сарви бӯстон бо пои чӯбин мечамад[1],
Мо низ дар рақс оварем он сарви симандомро.
Дилбандам он паймонгусил, манзури чашм, ороми дил,
Не-не дилоромаш махон, к-аз дил бибурд оромро.
Дунёву дину сабру ақл аз ман бирафт андар ғамаш,
Ҷое ки султон хайма зад, ғавғо намонад омро.
Борони ашкам меравад, в-аз абрам оташ меҷаҳад,
Бо пухтагон гӯй ин сухан, сӯзиш набошад хомро.
Саъдӣ, маломат нашнавад, в-ар ҷон дар ин сир меравад,
Сӯфӣ, гаронҷонӣ бибар, соқӣ, биёвар ҷомро!

16

То бувад бори ғамат бар дили беҳуш маро,
Сӯзи ишқат нанишонад зи ҷигар ҷӯш маро.
Нагзарад ёди гулу сунбулам андар хотир,
То ба хотир бувад он зулфу буногӯш маро.
Шарбате талхтар аз заҳри фироқат бояд,
То кунад лаззати васли ту фаромӯш маро.
Ҳар шабам бо ғами ҳиҷрони ту сар дар болин,
Рӯзе ар бо ту нашуд даст дар оғӯш маро.
Бе даҳони ту агар сад қадаҳи нӯш диҳанд,
Ба даҳони ту, ки заҳр ояд аз он нӯш маро.
Саъдӣ андар кафи ҷаллоди ғамат мегӯяд:
Бандаам, банда ба куштан диҳу мафрӯш маро!

17

Чӣ кунад банда, ки гардан наниҳад фармонро?
Чӣ кунад гӯй, ки оҷиз нашавад чавгонро?
Сарвболои камонабрӯ агар тир занад,
Ошиқ он аст, ки бар дида ниҳад пайконро.
Дасти ман гир, ки бечорагӣ аз ҳад бигузашт,
Сари ман дор, ки дар пои ту резам ҷонро.

[1] Мехиромад.

Кошкӣ парда барафтодӣ аз он манзари ҳусн,
То ҳама халқ бибинанд нигористонро.
Ҳамаро дида дар авсофи ту ҳайрон мондӣ,
То дигар айб нагӯянд мани ҳайронро.
Лекин он нақш, ки дар рӯи ту ман мебинам,
Ҳамаро дида набошад, ки бибинад онро.
Чашми гирёни маро ҳол бигуфтам ба табиб,
Гуфт: Як бор бибӯс он даҳани хандонро.
Гуфтам: Оё ки дар ин дард бихоҳам мурдан,
Ки муҳол аст, ки ҳосил кунам ин дармонро.
Панҷа бо соъиди симин на ба ақл афкандам,
Ғояти ҷаҳл бувад мушт задан сандонро.
Саъдӣ аз сарзаниши халқ натарсад, ҳайҳот,
Ғарқа дар Нил чӣ андеша кунад боронро?
Сар бинеҳ, гар сари майдони иродат дорӣ,
Ногузир аст, ки гӯе бувад ин майдонро.

18

Соқӣ, бидеҳ он кӯзаи ёқути равонро[1],
Ёқут чӣ арзад? Бидеҳ он қути равонро.
Аввал падари пир хурад ратли[2] дамодам,
То муддаъиён ҳеч нагӯянд ҷавонро.
То маст набошӣ, набарӣ бори ғами ёр,
Оре, шутури маст кашад бори гаронро.
Эй рӯи ту ороми дили халқи ҷаҳоне,
Бе рӯи ту шояд ки набинанд ҷаҳонро.
Дар сурату маънӣ, ки ту дорӣ, чӣ тавон гуфт?
Ҳусни ту зи таҳсини ту бастаст забонро.
Онак, асаландӯхта дорад магаси нахл
Шаҳди лаби ширини ту – занбӯрмиёнро.
З-ин даст, ки дидори ту дил мебарад аз даст,
Тарсам, набарам оқибат аз дасти ту ҷонро.
Ё тири ҳалокам бизанӣ бар дили маҷрӯҳ,

[1] Ғизои рӯҳ.
[2] Ҷому паймонаи шароб.

Ё ҷон бидиҳам, то бидиҳӣ тири амонро.
В-он гаҳ, ки ба тирам занӣ, аввал хабарам деҳ,
То пештарат бӯса диҳам дасту камонро.
Саъдӣ, зи фироқи ту на он ранҷ кашидаст,
К-аз шодии васли ту фаромуш кунад онро.
В-ар низ ҷароҳат ба даво боз ҳам ояд,
Аз ҷойи ҷароҳат натавон бурд нишонро.

19

Камони сахт кӣ дод он латифбозуро,
Ки тири ғамза тамом аст сайди оҳуро.
Ҳазор сайди дилат пеши тир боз ояд,
Бад-ин сифат, ки ту дорӣ камони абрӯро.
Ту худ ба ҷавшану баргуставон[1] на муҳтоҷӣ,
Ки рӯзи маърака бар худ зиреҳ кунӣ мӯро.
Диёри Ҳинду ақолими Турк биспоранд,
Чу чашми турки ту бинанду зулфи ҳиндуро.
Муғон, ки хидмати бут мекунанд дар Фархор,
Надидаанд магар дилбарони бутрӯро?
Ҳисори қалъаи боғӣ[2] ба манҷаниқ надеҳ,
Ба боми қаср барафкан каманди гесӯро.
Маро, ки узлати анқо гирифтаме ҳама умр,
Чунон асир гирифтӣ, ки боз тиҳуро.
Лабат бидидаму лаълам биуфтод аз чашм,
Сухан бигуфтию қимат бирафт луълуро[3].
Баҳои руи ту бозори моҳу хур бишикаст,
Чунон ки муъҷизи Мӯсо тилисми ҷодуро.
Ба ранҷ бурдани беҳуда ганҷ натвон бурд,
Ки бахтрост фазилат, на зӯри бозуро.
Ба ишқи рӯи накӯ дил касе диҳад, Саъдӣ,
Ки эҳтимол кунад[4] хӯи зишту некӯро.

[1] Зиреҳе, ки дар ҷанг пӯшанд ва аспро низ пӯшонанд.
[2] Золим, ситамгар.
[3] Марворид.
[4] Таҳаммул.

20

Лоуболӣ чӣ кунад дафтари доноиро?
Тоқати ваъз набошад сари савдоиро.
Обро қавли ту бо оташ агар ҷамъ кунад,
Натавонад, ки кунад ишқу шикебоиро.
Дидаро фоида он аст, ки дилбар бинад,
В-ар набинад, чӣ бувад фоида биноиро?
Ошиқонро чӣ ғам аз сарзаниши душману дӯст?
Ё ғами дӯст хурад, ё ғами расвоиро.
Ҳама донанд, ки ман сабзаи хат[1] дорам дӯст,
На чу дигар ҳаявон сабзаи саҳроиро.
Ман ҳамон рӯз дилу сабр ба яғмо додам,
Ки муқайяд шудам он дилбари яғмоиро[2].
Сарв бигзор, ки қаддею қиёме дорад,
Гӯ, бибин омадану рафтану раъноиро.
Гар биронӣ, наравад, в-ар биравад, бозояд,
Ногузир аст магас даккаи ҳалвоиро.
Бар ҳадиси ману ҳусни ту наяфзояд кас,
Ҳад ҳамин аст сухандонию зебоиро.
Саъдиё, навбатӣ[3] имшаб дуҳули субҳ накӯфт,
Ё магар рӯз набошад шаби танҳоиро?!

21

Тафовуте накунад қадри подшоеро,
Ки илтифот кунад камтарин гадоеро.
Ба ҷони дӯст, ки душман бад-ин ризо надиҳад,
Ки дар ба рӯй бибанданд ошноеро.
Магар ҳалол набошад, ки бандагони мулук
Зи хайлхона биронанд бенавоеро.
В-агар ту ҷавр кунӣ, ройи мо дигар нашавад,
Ҳазор шукр бигӯем ҳар ҷафоеро.

---

[1] Мӯи тозарӯида дар рӯй.
[2] Мансуб ба яғмо, қабилае дар Туркистон, ки мардуми он ба зебоӣ машҳуранд.
[3] Нақоразан.

Ҳама саломати нафс орзу кунад мардум,
Хилофи ман, ки ба ҷон мехарам балоеро.
Ҳадиси ишқ надонад, касе ки дар ҳама умр
Ба сар накӯфта бошад дари сароеро.
Хаёл дар ҳама олам бирафту боз омад,
Ки аз ҳузури ту хуштар надид ҷоеро.
Саре ба суҳбати бечорагон фуруд овар,
Ҳамин қадар, ки бибӯсанд хоки поеро.
Қабои хуштар аз ин дар бадан тавонад буд?
Бадан наяфтад аз ин хубтар қабоеро.
Агар ту рӯй напӯшӣ бад-ин латофату ҳусн,
Дигар набинӣ дар Порс порсоеро.
Манеҳ, ба ҷони ту, бори фироқ бар дили реш,
Ки пашшае набарад санги осиёеро.
Дигар ба даст наёяд чу ман вафодоре,
Ки тарк менадиҳам аҳди бевафоеро.
Дуои Саъдӣ агар бишнавӣ, зиён накунӣ,
Ки яҳтамил, ки иҷобат бувад дуоеро.

22

Ман бад-ин хубию зебоӣ надидам рӯйро,
В-ин диловезию дилбандӣ набошад мӯйро.
Рӯй агар пинҳон кунад сангиндили симинбадан,
Мушк ғаммоз[1] аст, натвонад ниҳуфтан бӯйро.
Эй мувофиқсуратумаънӣ, ки то чашми ман аст,
Аз ту зеботар надидам рӯю хуштар хӯйро.
Гар ба сар мегардам аз бечорагӣ, айбам макун,
Чун ту чавгон мезанӣ, ҷурме набошад гӯйро.
Ҳар киро вақте даме будасту дарде сӯхтаст,
Дӯст дорад нолаи мастону ҳоёҳуйро.
Мо маломатро ба ҷон ҷӯем дар бозори ишқ,
Кунҷи хилват порсоёни саломатҷӯйро.
Бӯстонро ҳеч дигар дар намебояд ба ҳусн,
Балки сарве чун ту мебояд канори ҷӯйро.

[1] Суханчин.

Эй гули хушбӯй, агар сад қарн боз ояд баҳор,
Мисли ман дигар набинӣ булбули хушгӯйро.
Саъдиё, гар бӯса бар дасташ намеёрӣ ниҳод,
Чора он донам, ки дар пояш бимолӣ рӯйро.

23

Рафтем, агар малул шудӣ аз нишасти мо,
Фармой хидмате, ки барояд зи дасти мо.
Бархостему нақши ту дар нафси мо чунон-к
Ҳар ҷо ки ҳаст, бе ту набошад нишасти мо.
Бо чун худе дарафкан, агар панҷа мекунӣ,
Мо худ шикастаем, чӣ бошад шикасти мо?
Ҷурме накардаам, ки уқубат кунад, валек
Мардум ба шаръ менакушад турки масти мо.
Шукри Худой буд, ки он бут вафо накард,
Бошад, ки тавбае бикунад бутпарасти мо.
Саъдӣ, нагуфтамат, ки ба сарви баланди ӯ
Мушкил тавон расид ба болои пасти мо?!

24

Вақте дили савдоӣ мерафт ба бустонҳо,
Бехештанам кардӣ бӯи гулу райҳонҳо.
Гаҳ наъра задӣ булбул, гаҳ ҷома даридӣ гул,
Бо ёди ту афтодам, аз ёд бирафт онҳо.
Эй меҳри ту дар дилҳо, в-эй муҳри ту бар лабҳо,
В-эй шӯри ту дар сарҳо, в-эй сирри ту дар ҷонҳо.
То аҳди ту дарбастам, аҳди ҳама бишкастам,
Баъд аз ту раво бошад нақзи ҳама паймонҳо.
То хори ғами ишқат овехта дар доман,
Кӯтаҳназарӣ бошад рафтан ба гулистонҳо.
Онро, ки чунин дарде аз пой дарандозад,
Бояд ки фурӯ шӯяд даст аз ҳама дармонҳо.
Гар дар талабат ранҷе моро бирасад, шояд,
Чун ишқи Ҳарам[1] бошад, саҳл аст биёбонҳо.

[1] Каъба.

Ҳар тир, ки дар кеш[1] аст, гар бар дили реш ояд,
Мо низ яке бошем аз ҷумлаи қурбонҳо.
Ҳар к-ӯ назаре дорад бо ёри камонабрӯ,
Бояд, ки сипар бошад пеши ҳама пайконҳо.
Гӯянд, магӯ, Саъдӣ, чандин сухан аз ишқаш,
Мегӯяму баъд аз ман гӯянд ба давронҳо.

25

Агар ту барфиканӣ дар миёни шаҳр ниқоб,
Ҳазор муъмини мухлис дарафканӣ ба иқоб[2].
Киро маҷоли назар бар ҷамоли маймунат,
Бад-ин сифат, ки ту дил мебарӣ варои ҳиҷоб?!
Даруни мо зи ту як тан намешавад холӣ,
Кунун ки шаҳр гирифтӣ, раво мадор хароб.
Ба мӯи тофта пои дилам фурӯ бастӣ,
Чу мӯй тофтӣ, эй некбахт, рӯй матоб.
Туро ҳикояти мо мухтасар ба гӯш ояд,
Ки ҳоли ташна намедонӣ, эй гули сероб.
Агар чароғ бимирад, сабо чӣ ғам дорад?
В-агар бирезад каттон, чӣ ғам хурад маҳтоб?
Дуот гуфтаму дашном агар диҳӣ, саҳл аст,
Ки бо шакардаҳанон хуш бувад суолу ҷавоб.
Куҷоӣ, эй ки таъаннут[3] кунию таъна занӣ?
Ту бар канорию мо уфтода дар ғарқоб.
Асири банди балоро чӣ ҷои сарзаниш аст?
Гарат муовинате даст медиҳад, дарёб.
Агарчи сабри ман аз рӯи дӯст мумкин нест,
Ҳамекунам ба зарурат чу сабри моҳӣ аз об.
Ту боз даъвии парҳез мекунӣ, Саъдӣ,
Ки дил ба кас надиҳам, куллу муддаъин каззоб.

---

[1] Тирдон.
[2] Азоб, шиканҷа.
[3] Сарзаниш, маломат.

26

Моро ҳама шаб намебарад хоб,
Эй хуфтаи рӯзгор, дарёб!
Дар бодия ташнагон бимурданд,
В-аз Даҷла ба Кӯфа меравад об.
Эй сахткамони сустпаймон,
Ин буд вафои аҳди асҳоб?
Хор аст ба зери паҳлувонат,
Бар рӯи ту хобгоҳи санҷоб.
Эй дидаи ошиқон ба рӯят
Чун рӯи муҷовирон ба меҳроб.
Ман тан ба қазои ишқ додам,
Пиронасар омадам ба куттоб[1].
Заҳр аз кафи дасти нозанинон
Дар ҳалқ чунон равад, ки ҷуллоб[2].
Девонаи кӯи хубрӯён
Дардаш накунад ҷафои баввоб.
Саъдӣ натавон ба ҳеч куштан,
Илло ба фироқи рӯи аҳбоб.

27

Моҳрӯё, рӯи хуб аз ман матоб,
Бехато куштан чӣ мебинӣ савоб.
Дӯш дар хобам дар оғӯш омадӣ,
В-ин напиндорам, ки бинам ҷуз ба хоб.
Аз даруни сӯзноку чашми тар
Нимае дар оташам, ниме дар об.
Ҳар кӣ боз ояд зи дар, пиндорам, ӯст,
Ташна мискин об пиндорад сароб.
Новакашро ҷони дарвешон ҳадаф,
Нохунашро хуни мискинон хизоб[3].

[1] Мактаб, мадраса.
[2] Муарраби гулоб.
[3] Он чи бо он мӯю пӯстро ранг кунанд.

Ӯ сухан мегӯяду дил мебарад,
В-ӯ намак мерезаду мардум кабоб.
Ҳайф бошад бар чунон тан пираҳан,
Зулм бошад бар чунон сурат ниқоб.
Хай[1] ба домон аз буногӯшаш бигир,
То бигирад ҷомаат бӯи гулоб.
Фитна бошад шоҳиде, шамъе ба даст,
Саргарон аз хобу сармаст аз шароб.
Бомдоде то ба шаб рӯят мапӯш,
То бипӯшонӣ ҷамоли офтоб.
Саъдиё, гар дар бараш хоҳӣ чу чанг,
Гӯшмолат хурд бояд чун рубоб.

28

Сармаст даромад аз харобот,
Бо ақли хароб дар муноҷот.
Бар хок фиканда хирқаи зуҳд,
В-оташ зада бар либоси томот[2].
Дилбурдаи шамъи маҷлиси ӯ
Парвона ба шодию саодот.
Ҷон дар раҳи ӯ ба аҷз мегуфт,
К-эй молики арсаи каромот!
Аз хуни пиёдае чӣ хезад,
Эй бар рухи ту ҳазор шаҳ мот?
Ҳаққову ба ҷонат, ар тавон кард
Бо ту ба ҳазор ҷон мулоқот.
Гар чашми дилам ба сабр будӣ,
Ҷуз ишқ надидаме муҳиммот.
То боқии умр бар чӣ ояд,
Бар бод шуд, он чи рафт, ҳайҳот!
Софӣ чу бишуд ба даври Саъдӣ,
З-ин пас ману дурдии харобот.

---

[1] Араќи бадан.
[2] Иддиоҳои дур аз одати маъмулӣ.

29

Мутаносибанду мавзун ҳаракоти дилфиребат,
Мутаваҷҷиҳ аст бо мо суханони беҳисебат.
Чу наметавон сабурӣ, ситамат кашам зарурӣ,
Магар одамӣ набошад, ки биранҷад аз итебат[1].
Агарам ту хасм бошӣ, наравам зи пеши тират,
В-агарам ту сел бошӣ, нагурезам аз нишебат.
Ба қиёс дарнагунҷию ба васф дарнаёӣ,
Мутаҳаййирам дар авсофи ҷамолу рӯю зебат.
Агарам бароварад бахт ба тахти подшоҳӣ,
На чунон ки банда бошам, ҳама умр дар рикебат.
Аҷаб аз касе дар ин шаҳр, ки порсо бимонад,
Магар ӯ надида бошад рухи порсофиребат.
Ту бурун хабар надорӣ, ки чӣ меравад зи ишқат,
Бадар ой, агар на, оташ бизанем дар ҳиҷебат[2].
Ту дарахти хубманзар, ҳама меваӣ, валекин
Чӣ кунам ба дасти кӯтаҳ, ки намерасад ба себат?
Ту шабе дар интизорӣ нанишастаӣ, чӣ донӣ,
Ки чӣ шаб гузашта бар мунтазирони ношикебат?
Ту худ, эй шаби ҷудоӣ, чӣ шабӣ бад-ин дарозӣ?
Бигузар, ки ҷони Саъдӣ бигудохт аз ниҳебат.

30

Ҳар кӣ хасм андар ӯ каманд андохт,
Ба муроди вояш бибояд сохт.
Ҳар кӣ ошиқ набуд, мард нашуд,
Нуқра фоиқ[3] нагашт, то нагудохт.
Ҳеч муслиҳ ба кӯи ишқ нарафт,
Ки на дунёву охират дарбохт.
Ончунонаш ба зикр машғулам,
Ки надонам ба хештан пардохт.

[1] Итоб, маломат, хашм.
[2] Ҳиҷоб, саропарда.
[3] Бартар ва баргузида.

Ҳамчунон шукри ишқ мегӯям,
Ки гарам дил бисӯхт, ҷон бинавохт.
Саъдиё, хуштар аз ҳадиси ту нест
Туҳфаи рӯзгори аҳли шинохт.
Офарин бар забони ширинат,
К-ин ҳама шӯр дар ҷаҳон андохт.

31

Чӣ фитна буд, ки ҳусни ту дар ҷаҳон андохт,
Ки як дам аз ту назар барнаметавон андохт?!
Балои ғамзаи номеҳрбони хунхорат
Чӣ хун, ки дар дили ёрони меҳрбон андохт?
Зи ақлу офият он рӯз бар карон мондам,
Ки рӯзгор ҳадиси ту дар миён андохт.
На боғ монду на бустон, ки сарви қомати ту
Бирусту валвала дар боғу бӯстон андохт.
Ту дӯстӣ куну аз дида мафканам зинҳор,
Ки душманам зи барои ту дар забон андохт.
Ба чашмҳои ту, к-он чашм, к-аз ту баргирам,
Дареғ бошад бар моҳи осмон андохт.
Ҳамин ҳикоят рӯзе ба дӯстон бирасад,
Ки Саъдӣ аз паи ҷонон бирафту ҷон андохт.

32

Муаллимат ҳама шӯхию дилбарӣ омӯхт,
Ҷафову нозу итобу ситамгарӣ омӯхт.
Ғуломи он лаби заҳҳоку чашми фаттонам,
Ки кайду[1] сеҳр ба Заҳҳоку Сомирӣ андохт.
Ту бут, чаро ба муаллим равӣ, ки бутгари Чин
Ба чини зулфи ту ояд ба бутгариомӯхт?
Ҳазор булбули дастонсарои ошиқро
Бибояд аз ту сухан гуфтани дарӣ омӯхт.
Бирафт равнақи бозори Офтобу Қамар,
Аз он ки раҳ ба дукони ту Муштарӣ омӯхт.

---

[1] Найранг.

Ҳама қабилаи ман олимони дин буданд,
Маро муаллими ишқи ту шоирӣ омӯхт.
Маро ба шоирӣ омӯхт рӯзгор он гаҳ,
Ки чашми масти ту дидам, ки соҳирӣ омӯхт.
Магар даҳони ту омӯхт тангӣ аз дили ман,
Вуҷуди ман зи миёни ту лоғарӣ омӯхт.
Балои ишқи ту бунёди зуҳду бехи вараъ[1]
Чунон биканд, ки сӯфӣ қаландарӣ омӯхт.
Дигар на азми саёҳат кунад, на ёди ватан,
Касе, ки бар сари кӯят муҷовирӣ омӯхт.
Ман одамӣ ба чунин шаклу қадду хӯю равиш
Надидаам, магар ин шева аз парӣ омӯхт?!
Ба хуни халқ фурӯ бурда панҷа, к-ин ҳинност,
Надонамаш, ки ба қатли кӣ шотирӣ омӯхт.
Чунин бигирям аз ин пас, ки мард битвонад
Дар оби дидаи Саъдӣ шиноварӣ омӯхт.

33

Куҳан шавад ҳама касро ба рӯзгор иродат,
Магар маро, ки ҳамон ишқи аввал асту зиёдат.
Гарам ҷавоз набошад ба пешгоҳи қабулат,
Куҷо равам, ки намирам бар остони ибодат?
Маро ба рӯзи қиёмат магар ҳисоб набошад,
Ки ҳаҷру васли ту дидам, чӣ ҷои мавту иъодат[2]?
Шунидамат, ки назар мекунӣ ба ҳоли заъифон,
Табам гирифту дилам хуш ба интизори иёдат.
Гарам ба гӯшаи чашме шикаставор бибинӣ,
Фалак шавам ба бузургию Муштарӣ[3] ба саодат.
Биёямат, ки бибинам, кадом заҳраву[4] ёро?
Равам, ки бе ту нишинам, кадом сабру ҷалодат[5]?
Маро ҳар оина рӯзе тамом кушта бибинӣ,
Гирифта домани қотил ба ҳар ду дасти иродат.

---

[1] Зуҳд, порсоӣ.
[2] Бозгашт.
[3] Ситорае, ки саъд аст.
[4] Ҷуръат.
[5] Далерӣ, чолокӣ.

Агар ҷанозаи Саъдӣ ба кӯи дӯст бароранд,
Зиҳӣ ҳаёти накӯному рафтане ба шаҳодат.

34

Дили ҳар кӣ сайд кардӣ, накашад сар аз камандат,
На дигар умед дорад, ки раҳо шавад зи бандат.
Ба Худо, ки парда аз рӯи чу оташат барафкан,
Ки ба иттифоқ бинӣ дили оламе сипандат.
На чаман шукуфае руст чу рӯи дилситонат,
На сабо санавбаре ёфт чу қомати баландат.
Гарат орзуи он аст, ки хуни ҳалқ резӣ,
Чӣ кунад, ки шер гардан наниҳад чу гӯсфандат?
Ту амири мулки ҳуснӣ ба ҳақиқат, эй дареғо,
Агар илтифот будӣ ба фақири мустамандат.
На туро бигуфтам, эй дил, ки сари вафо надорад?
Ба тамаъ зи даст рафтию ба пой дарфикандат.
Ту на марди ишқ будӣ худ аз ин ҳисоб, Саъдӣ,
Ки на қуввати гурез асту на тоқати газандат.

35

Дӯст дорам, ки бипӯшӣ рухи ҳамчун қамарат,
То чу хуршед набинанд ба ҳар бому дарат.
Ҷурми бегона набошад, ки ту худ сурати хеш
Гар дар оина бибинӣ, биравад дил зи барат.
Ҷои ханда-ст сухан гуфтани ширин пешат,
К-оби ширин, чу бихандӣ, биравад аз шакарат.
Роҳи оҳи саҳар аз шавқ намеёрам дод,
То набояд, ки бишӯронад хоби саҳарат.
Ҳеч пироя зиёдат накунад ҳусни туро,
Ҳеч машшота[1] наёрояд аз ин хубтарат.
Борҳо гуфтаам: Ин рӯй ба ҳар кас манамой,
То тааммул накунад дидаи ҳар бебасарат.
Боз гӯям, на ки ин сурату маънӣ, ки туро-ст,
Натавонад, ки бибинад магар аҳли назарат.

[1] Ороишгар.

Роҳи сад душманам аз баҳри ту мебояд дод,
То яке дӯст бибинам, ки бигӯяд хабарат.
О ичунон сахт наёяд, сари ман гар биравад,
Нозанино, ки парешонии мӯе зи сарат.
Ғами он нест, ки бар хок нишинад Саъдӣ,
Заҳмати хеш намехоҳад бар раҳгузарат.

36

Бандавор омадам ба зинҳорат,
Ки надорам силоҳи пайкорат.
Муттафиқ мешавам, ки дил надиҳам,
Муътақид мешавам дигар борат.
Муштариро баҳои рӯи ту нест,
Ман бад-ин муфлисӣ харидорат.
Ғайратам ҳасту иқтидорам нест,
Ки бипӯшам зи чашми ағёрат.
Гарчи бетоқатам чу мӯри заъиф,
Мекушам нафсу мекашам борат.
На чунон дар каманд печидӣ,
Ки мухаллас[1] шавад гирифторат.
Ман ҳам аввал, ки дидамат, гуфтам
Ҳазар аз чашми масти хунхорат.
Дида шояд[2] ки бе ту бар накунад,
То набинад фироқи дидорат.
Ту малулию дӯстон муштоқ,
Ту гурезону мо талабгорат.
Чашми Саъдӣ ба хоб бинад хоб,
Ки бибастӣ ба чашми саҳҳорат[3].
Ту бад-ин ҳар ду чашми хоболуд,
Чӣ ғам аз чашмҳои бедорат?!

[1] Халосшуда, раҳоёфта.
[2] Шоиста аст.
[3] Ҷодугар, афсунгар.

37

Мапиндор аз лаби шириниборат,
Ки коме ҳосил ояд бе марорат[1].
Фироқ афтад миёни дӯстдорон,
Зиёну суд бошад дар тиҷорат.
Якеро чун бибинӣ куштаи дӯст,
Ба дигар дӯстонаш деҳ башорат.
Надонам ҳеч кас дар аҳли ҳуснат,
Ки бо дил бошад, илло бебасорат[2].
Маро он гӯшаи чашми диловез
Ба куштан мекунад гӯӣ ишорат.
Гар он ҳалво ба дасти сӯфӣ афтад,
Худотарсӣ набошад рӯзи ғорат.
Аҷаб дорам даруни ошиқонро,
Ки пироҳан намесӯзад ҳарорат.
Ҷамоли дӯст чандон соя андохт,
Ки Саъдӣ нопадид аст аз ҳақорат.

38

Чӣ дилҳо бурдӣ, эй соқӣ, ба соқи фитнаангезат,
Дареғо бӯса чанде бар занахдони[3] диловезат.
Хаданги ғамза аз ҳар сӯ ниҳон андохтан то кай?
Сипар андохт ақл аз дасти новакҳои хунрезат.
Баромезию бигрезию бинмоию бирбоӣ,
Фиғон аз қаҳри лутфандуду заҳри шаккаромезат!
Лаби ширинат ар Ширин бидидӣ дар сухан гуфтан,
Бар ӯ шукрона будӣ, гар бидодӣ мулки Парвизат.
Ҷаҳон аз фитнаву ошӯб якчанде баросудӣ,
Агар на рӯи шаҳрошӯбу чашми фитнаангезат.
Дигар рағбат куҷо монад касеро сӯи ҳушёрӣ,
Чу бинад даст дар оғӯши мастони саҳархезат?!

[1] Талхӣ.
[2] Кӯтаҳбин, нобино.
[3] Чона, зери манаҳ.

Дамодам даркаш, эй Саъдӣ, шароби сирфу дам даркаш,
Ки бо мастони маҷлис дарнагирад зуҳду парҳезат.

39

Бе ту ҳаром аст ба хилват нишаст,
Ҳайф бувад дар ба чунин рӯй баст.
Домани давлат чу ба даст уфтод,
Гар биҳилӣ, боз наёяд ба даст.
Ин чӣ назар буд, ки хунам бирехт?
В-ин чӣ намак буд, ки решам бихаст?
Ҳар кӣ бияфтод ба тират, нахост,
В-он ки даромад ба камандат, наҷаст.
Мо ба ту якбора муқайяд шудем,
Мурғ ба дом омаду моҳӣ ба шаст.
Сабр қафо[1] хурду ба роҳе гурехт,
Ақл бало диду ба кунҷе нишаст.
Бори мазаллат натавонам кашид,
Аҳди муҳаббат натавонам шикаст.
В-ин рамақе низ, ки ҳаст аз вуҷуд,
Пеши вуҷудат натавон гуфт ҳаст.
Ҳаргиз агар роҳ ба маънӣ барад,
Саҷдаи сурат накунад бутпараст.
Мастии хамраш накунад орзу,
Ҳар кӣ чу Саъдӣ шавад аз ишқ маст.

40

Чунон ба мӯи ту ошуфтаам, ба бӯи ту маст,
Ки нестам хабар, аз ҳар чӣ дар ду олам ҳаст.
Дигар ба рӯи касам дида бар намебошад,
Халили ман ҳама бутҳои озарӣ[2]бишикаст.
Маҷоли хоб намебошадам зи дасти хаёл,
Дари сарой нашояд бар ошноён баст.
Дари қафас талабад, ҳар куҷо гирифторест,

[1] Пасигарданӣ.
[2] Мансуб ба падари ҳазрати Иброҳим – Озар.

Ман аз каманди ту, то зиндаам, нахоҳам ҷаст.
Ғуломи давлати онам, ки пойбанди якест,
Ба ҷонибе мутааллиқ шуд, аз ҳазор бираст.
Мутеъи амри туам, гар дилам бихоҳӣ сӯхт,
Асири ҳукми туам, гар танам бихоҳӣ хаст.
Намози шоми қиёмат ба ҳуш боз орад,
Касе ки хурда бувад май зи бомдоди аласт[1].
Нигоҳи ман ба туву дигарон ба худ машғул,
Муоширон зи маю орифон зи соқӣ маст.
Агар ту, сарви хиромон, зи пой наншинӣ,
Чӣ фитнаҳо, ки бихезад миёни аҳли нишаст.
Бародарону бузургон, насиҳатам макунед,
Ки ихтиёри ман аз даст рафту тир аз шаст.
Ҳазар кунед зи борони дидаи Саъдӣ,
Ки қатра сел шавад, чун ба якдигар пайваст.
Хуш аст номи ту бурдан, вале дареғ бувад,
Дар ин сухан, ки бихоҳанд бурд даст ба даст.

41

Дер омадӣ, эй нигори сармаст,
Зудат надиҳем доман аз даст.
Бар оташи ишқат оби тадбир
Чандон ки задем, боз наншаст.
Аз рои ту сар наметавон тофт,
В-аз рӯи ту дар наметавон баст.
Аз пеши ту роҳи рафтанам нест
Чун моҳии уфтода дар шаст.
Савдои[2] лаби шакардаҳонон
Бас тавбаи солиҳон, ки бишкаст.
Эй сарви баланди бӯстонӣ
Дар пеши дарахти қоматат паст.
Бечора касе, ки аз ту бибрид,
Осуда тане, ки бо ту пайваст.
Чашмат ба карашма хуни ман рехт,

[1] Паймоне, ки рӯзи нахуст Худованд аз бандагонаш гирифт.
[2] Хаёли беҳуда, ҳавас.

В-аз қатли хато чӣ ғам хурад маст?
Саъдӣ, зи каманди хубрӯён,
То ҷон дорӣ, наметавон ҷаст.
В-ар сар faниҳӣ дар остонаш,
Дигар чӣ кунӣ, даре дигар ҳаст?

42

Нашояд гуфтан он касро диле ҳаст,
Ки надҳад бар чунин сурат дил аз даст.
На манзуре, ки бо ӯ метавон гуфт,
На хасме, к-аз камандаш метавон ҷаст.
Ба дил гуфтам: Зи чашмонаш бипарҳез,
Ки ҳушёрон наёвезанд бо маст.
Сарангуштони махзубаш[1] набинӣ,
Ки дасти сабр барпечиду бишкаст?
На озод аз сараш барметавон хост,
На бо ӯ метавон осуда биншаст.
Агар дуде равад, бе оташе нест,
В-ар хуне биёяд, куштае ҳаст.
Хаёлаш дар назар, чун оядам хоб?
Нашояд дар ба рӯи дӯстон баст.
Нашояд хирмани бечорагон сӯхт,
Намебояд дили дармондагон хаст[2].
Ба охир дӯстӣ натвон буридан,
Ба аввал худ намебоист пайваст.
Дилат аз даст берун рафта, Саъдӣ,
Наёяд боз тири рафта аз шаст.

43

Агар муроди ту, эй дӯст, бемуродии мост,
Муроди хеш дигарбора ман нахоҳам хост.
Агар қабул кунӣ в-ар биронӣ аз бари хеш,
Хилофи рои ту кардан хилофи мазҳаби мост.
Миёни айбу ҳунар пеши дӯстони карим

[1] Рангкарда, хизобкарда.
[2] Захм задан, маҷрӯҳ кардан.

Тафовуте накунад, чун назар ба айни ризост.
Инояте ки туро буд, агар мубаддал шуд,
Халалпазир набошад, иродате ки марост.
Маро ба ҳар чӣ кунӣ, дил нахоҳӣ озурдан,
Ки ҳар чӣ дӯст писандат ба ҷои дӯст, равост.
Агар адовату ҷанг аст дар миёни араб,
Миёни Лайлию Маҷнун муҳаббат асту сафост.
Ҳазор душманӣ афтад ба қавли бадгӯён,
Миёни ошиқу маъшуқ дӯстӣ барҷост.
Ғуломи қомати он луъбати қабопӯшам,
Ки дар муҳаббати рӯяш ҳазор ҷома қабост.
Наметавонам бе ӯ нишаст як соат,
Чаро ки аз сари ҷон барнаметавонам хост.
Ҷамол дар назару шавқ ҳамчунон боқӣ,
Гадо, агар ҳама олам бад-ӯ диҳанд, гадост.
Маро ба ишқи ту андеша аз маломат нест,
В-ар кунанд маломат, на бар мани танҳост.
Ҳар одамӣ, ки чунин шахси дилситон бинад,
Зарурат аст, ки гӯяд: ба сарв монад рост.
Ба рӯи хубон, гуфтӣ, назар хато бошад,
Хато набошад, дигар магӯ чунин, ки хатост.
Хуш аст бо ғами ҳиҷрони дӯст Саъдиро,
Ки гарчи ранҷ ба ҷон мерасад, умеди давост.
Балову заҳмати имрӯз бар дили дарвеш
Аз он хуш аст, ки уммеди раҳмати фардост.

44

Бӯи гулу бонги мурғ бархост,
Ҳангоми нишоту рӯзи саҳрост.
Фарроши хазон варақ бияфшонд,
Наққоши сабо чаман биёрост.
Моро сари боғу бӯстон нест,
Ҳар ҷо ки туӣ, тафарруҷ он ҷост.
Гӯянд: Назар ба рӯи хубон
Наҳй аст, на ин назар, ки морост.
Дар рӯи ту сирри сунъи бечун
Чун об дар обгина пайдост.

Чашми чапи хештан барорам,
То чашм набинадат ба ҷуз рост.
Ҳар одамие, ки муҳри меҳрат
Дар вай нагирифт, санги хорост.
Рӯзе тару хушки ман бисӯзад,
Оташ, ки ба зери деги савдост.
Нолидани беҳисоби Саъдӣ
Гӯянд, хилофи рои доност.
Аз вартаи мо хабар надорад,
Осуда, ки бар канори дарёст.

45

Хуш меравад ин писар, ки бархост,
Сарвест, чунин ки меравад рост.
Абрӯш камони қатли ошиқ,
Гесӯш каманди ақли доност.
Болои чунин агар дар ислом
Гӯянд, ки ҳаст, зеру болост.
Эй оташи хирмани азизон,
Биншин, ки ҳазор фитна бархост.
Бе ҷурм бикуш, ки банда-мамлук,
Бе шаръ бибар, ки хона яғмост.
Дардат бикашам, ки дард доруст,
Хорат бихурам, ки хор хурмост.
Ангуштнамои халқ будан
Зишт аст, валек бо ту зебост.
Бояд ки саломати ту бошад,
Саҳл аст, саломате ки бар мост.
Ҷон дар қадами ту рехт Саъдӣ,
В-ин манзилат аз Худой мехост.
Хоҳӣ, ки дигар ҳаёт ёбад,
Як бор бигӯ, ки куштаи мост.

46

Дигар нашунидем чунин фитна, ки бархост,
Аз хона бурун омаду бозор биёрост.
Дар ваҳм нагунҷад, ки чӣ дилбанду чӣ ширин,
Дар васф наёяд, ки чӣ матбӯъу чӣ зебост.
Сабру дилу дин мераваду тоқату ором,
Аз захм падид аст, ки бозуш тавоност.
Аз баҳри Худо, рӯй мапӯш аз зану аз мард,
То сунъи Худо менигаранд аз чапу аз рост.
Чашме, ки туро бинаду дар қудрати бечун
Мадҳуш намонад, натавон гуфт, ки биност.
Дунё ба чӣ кор ояду фирдавс чӣ бошад?
Аз бори Худо, беҳ зи ту ҳоҷат натавон хост.
Фарёди ман аз дасти ғамат айб набошад,
К-ин дард, напиндорам, аз они мани танҳост.
Бо ҷавру ҷафои ту насозем, чӣ созем?
Чун заҳраву ёро набувад, чора мудорост.
Аз рӯи шумо сабр на сабр аст, ки заҳр аст,
В-аз дасти шумо заҳр на заҳр аст, ки ҳалвост.
Он кому даҳону лабу дандон, ки ту дорӣ,
Айш аст, вале то зи барои кӣ муҳайёст?
Гар хуни ману ҷумлаи олам ту бирезӣ,
Иқрор биёрем, ки ҷурм аз тарафи мост.
Таслими ту Саъдӣ натавонад, ки набошад,
Гар сар биниҳад, в-ар наниҳад, дасти ту болост.

47

Силсилаи мӯи дӯст ҳалқаи доми балост,
Ҳар кӣ дар ин ҳалқа нест, фориғ аз ин моҷарост.
Гар бизанандам ба теғ дар назараш бе дареғ,
Дидани ӯ як назар сад чу манаш хунбаҳост.
Гар биравад ҷони мо дар талаби васли дӯст,
Ҳайф набошад, ки дӯст дӯсттар аз ҷони мост.
Даъвии ушшоқро шаръ нахоҳад баён,
Гунаи зардаш далел, нолаи зораш гувост.

Мояи парҳезгор қуввати сабр асту ақл,
Ақл гирифтори ишқ, сабр забуни ҳавост.
Дилшудаи пойбанд гардани ҷон дар каманд,
Заҳраи гуфтор на, к-ин чӣ сабаб, в-он чарост?
Молики мулки вуҷуд, ҳокими радду қабул,
Ҳар чӣ кунад, ҷавр нест, в-ар ту биноли, ҷафост.
Теғ барор аз миён, заҳр барафкан ба ҷон,
К-аз қибали[1] мо қабул, в-аз тарафи мо ризост.
Гар бинавозӣ ба лутф, в-ар бигудозӣ ба қаҳр,
Ҳукми ту бар ман равон, заҷри ту бар ман равост.
Ҳар кӣ ба ҷаври рақиб ё ба ҷафои ҳабиб
Аҳд фаромуш кунад, муддаъии бевафост.
Саъдӣ, аз ахлоқи дӯст ҳар чӣ барояд, накӯст,
Гӯ, ҳама дашном гӯ, к-аз лаби ширин дуост.

48

Сабр кун, эй дил, ки сабр сирати аҳли сафост,
Чораи ишқ эҳтимол[2], шарти муҳаббат вафост.
Молики радду қабул ҳар чӣ кунад, подшост,
Гар бизанад, ҳоким аст, в-ар бинавозад, равост.
Гарчи бихонад, ҳанӯз дасти ҷазаъ[3] бар дуост,
В-арчи биронад, ҳанӯз рӯи умед аз қафост.
Барқи ямонӣ биҷаст, боди баҳорӣ бихост,
Тоқати Маҷнун бирафт, хаймаи Лайлӣ куҷост?
Ғафлат аз айёми ишқ пеши муҳаққиқ хатост,
Аввали субҳ аст, хез, к-охири дунё фаност.
Суҳбати ёри азиз ҳосили даври бақост,
Якдама дидори дӯст ҳарду ҷаҳонаш баҳост.
Дарди дили дӯстон гар ту писандӣ, равост,
Ҳар чӣ муроди шумост, ғояти мақсуди мост.
Банда чӣ даъво кунад? Ҳукм Худовандрост,
Гар ту қадам мениҳӣ, то бинихам чашми рост.

[1] Назд, пеш.
[2] Таҳаммул, бурдборӣ.
[3] Бесабрӣ, ношикебоӣ.

Аз дари хешам марон, к-ин на тариқи вафост,
Дар ҳама шаҳре ғариб, дар ҳама мулке гадост.
Бо ҳама ҷурмам умед, бо ҳама хавфам раҷост,
Гар дирами мо мис аст, лутфи шумо кимиёст.
Саъдӣ, агар ошиқӣ, майли висолат чарост?
Ҳар кӣ дили дӯст ҷуст, маслиҳати худ нахост.

49

Хуррам он буқъа, ки оромгаҳи ёр он ҷост,
Роҳати ҷону шифои дили бемор он ҷост.
Ман дар ин ҷой ҳамин сурати беҷонаму бас,
Дилам он ҷост, ки он дилбари айёр он ҷост.
Танам ин ҷост сақиму[1] дилам он ҷост муқим,
Фалак ин ҷост, вале кавкаби сайёр он ҷост.
Охир, эй боди сабо, бӯе агар меорӣ,
Сӯи Шероз гузар кун, ки маро ёр он ҷост.
Дарди дил пеши кӣ гӯям, ғами дил бо кӣ хурам?
Равам он ҷо, ки маро маҳрами асрор он ҷост.
Накунад майл дили ман ба тамошои чаман,
Ки тамошои дил он ҷост, ки дилдор он ҷост.
Саъдӣ, ин манзили вайрон чӣ кунӣ? Ҷои ту нест,
Рахт барбанд, ки манзилгаҳи аҳрор он ҷост.

50

Ишқ варзидаму ақлам ба маломат бархост,
К-он ки ошиқ шуд, аз ӯ ҳукми саломат бархост.
Ҳар кӣ бо шоҳиди гулрӯй ба хилват бинишаст,
Натавонад зи сари роҳи маломат бархост.
Кӣ шунидӣ, ки барангехт саманди ғами ишқ,
Ки на андар ақибаш гарди надомат бархост?
Ишқ ғолиб шуду аз гӯшанишинони салоҳ
Номи мастурию номуси каромат бархост.
Дар гулистоне, к-он гулбуни хандон бинишаст,
Сарви озод ба як пои ғаромат[2] бархост.

---

[1] Бемор.
[2] Товон, вом.

Гули садбарг, надонам, ба чӣ равнақ бишукуфт,
Ё санавбар ба кадомин қаду қомат бархост.
Дӣ замоне ба такаллуф[1] бари Саъдӣ бинишаст,
Фитна биншаст, чу бархост, қиёмат бархост.

51

Он на зулф асту буногӯш, ки рӯз асту шаб аст,
В-он на болои санавбар, ки дарахти рутаб аст.
На даҳонест, ки дар ваҳми сухандон ояд,
Магар андар сухан оию бидонад, ки лаб аст.
Оташи рӯи ту з-ин гуна, ки дар халқ гирифт,
Аҷаб аз сухтагӣ нест, ки хомӣ аҷаб аст.
Одамӣ нест, ки ошиқ нашавад вақти баҳор,
Ҳар гиёҳе, ки ба Наврӯз наҷунбад, ҳатаб[2] аст.
Ҷунбиши сарв, ту пиндорӣ, к-аз боди сабост,
На, ки аз нолаи мурғони чаман дар тараб аст.
Ҳар касеро ба ту ин майл набошад, ки маро,
К-офтобӣ туву кӯтоҳназар мурғи шаб аст.
Хоҳам андар талабат умр ба поён овард,
Гарчи роҳам на ба андозаи пои талаб аст.
Ҳар қазое сабабе дораду ман дар ғами дӯст,
Аҷалам мекушаду дарди фироқаш сабаб аст.
Сухани хеш ба бегона намеёрам гуфт,
Гила аз дӯст ба душман на тариқи адаб аст.
Лекин ин ҳол муҳол аст, ки пинҳон монад,
Ту зиреҳ медарию пардаи Саъдӣ қасаб[3] аст.

52

Он моҳи дуҳафта дар ниқоб аст, ё ҳуре даст дар хизоб аст,
В-он вусма[4] бар абрувони дилбанд, ё қавси қузаҳ бар офтоб аст.
Селоб зи сар гузашт, ёро, з-андоза бадар мабар ҷафоро,

---

[1] Кореро аз рӯи иҷбор ба бемайлӣ анҷом додан.
[2] Ҳезум.
[3] Ҳарир, катони нозук.
[4] Гиёҳе, ки бо он абрӯро ранг кунанд.

Боз ой, ки аз ғами ту моро чашмею ҳазор чашма об аст.

Тундию ҷафову зиштхӯӣ ҳарчанд ки мекунӣ, накӯӣ,
Фармон барамат, ба ҳар чӣ гӯӣ,
ҷон бар лабу чашм бар хитоб аст.
Эй рӯи ту аз биҳишт бобе[1], дил бар намаки лабат кабобе,
Гуфтам, бизанам бар оташ обе, в-ин оташи дил на ҷои об аст.
Сабр аз ту касе наёварад тоб, чашмам зи ғамат намебарад хоб,
Шак нест, ки бар мамарри[2] селоб чандон ки бино кунӣ,
хароб аст.
Эй шуҳраи шаҳру фитнаи хайл,
фӣ манзарики-н-наҳору ва-л-лайл,
Ҳар к-ӯ накунад ба суратат майл, дар сурати одамӣ давоб аст.
Эй доруи дилпазири дардам, иқрор ба бандагит кардам,
Донӣ, ки ман аз ту банагардам, чандон ки хато кунӣ,
савоб аст.
Гарчи ту амиру мо асирем, гарчи ту бузургу мо ҳақирем,
Гарчи ту ғанию мо фақирем, дилдории дӯстон савоб аст.
Эй сари равону гулбуни нав, маҳпайкари офтобпартав,
Бистону бидеҳ, бигӯю бишнав, шабҳои чунин на вақти хоб аст.
Имшаб шаби хилват аст то рӯз, эй толиъи саъду бахти фирӯз,
Шамъе ба миёни мо барафрӯз ё шамъ макун, ки моҳтоб аст.
Соқӣ, қадаҳе қаландаривор дардеҳ ба муоширони ҳушёр,
Девона ба ҳоли хеш бигзор, к-ин мастии мо на аз шароб аст.
Бод аст ғурури зиндагонӣ, барқ аст лавомиъи[3] ҷавонӣ,
Дарёб, даме ки метавонӣ, биштоб, ки умр дар шитоб аст.

[1] Дар.
[2] Гузаргоҳ.
[3] Анвор, партавҳо.

Ин гурсуна гурги бетараҳҳум худ сер намешавад зи мардум,
Абнои[1] замон мисоли гандум, в-ин даври фалак чу осиёб аст.
Саъдӣ, ту на марди васли ӯӣ, то лоф занию қурб ҷӯӣ,
Эй ташна, ба хира чанд пӯӣ, к-ин раҳ ки ту меравӣ, сароб аст.

[1] Фарзандон.

53

Дидори ту ҳалли мушкилот аст,
Сабр аз ту хилофи мумкинот аст.
Дебочаи сурати бадеъат
Унвони камоли ҳусни зот аст.
Лабҳои ту Хизр агар бидидӣ,
Гуфтӣ: Лаби чашмаи ҳаёт аст.
Бар кӯзаи об неҳ даҳонат,
Бардор, ки кӯзаи набот аст.
Тарсам, ту ба сеҳри ғамза як рӯз
Даъво бикунӣ, ки муъҷизот аст.
Заҳр аз қибали ту нӯшдору,
Фаҳш аз даҳани ту таййибот[1] аст.
Чун рӯи ту сурате надидам
Дар шаҳр, ки мубтили салот[2] аст.
Аҳди туву тавбаи ман аз ишқ
Мебинаму ҳар ду бесубот аст.
Охир, нигаҳе ба сӯи мо кун,
К-ин давлати ҳуснро закот аст.
Чун ташна бисӯхт дар биёбон,
Чӣ фоида, гар ҷаҳон Фурот аст?!
Саъдӣ ғами нестӣ надорад,
Ҷон додани ошиқон наҷот аст.

54

Сарви чаман пеши эътидоли ту паст аст,
Рӯи ту бозори офтоб шикастаст.
Шамъи фалак бо ҳазор машъали анҷум[3]
Пеши вуҷудат чароғи бознишастаст.
Тавба кунад мардум аз гуноҳ ба шаъбон,
Дар рамазон низ чашмҳои ту маст аст.

[1] Суханони поку муназзаҳ.
[2] Ботилкунандаи намоз.
[3] Ситораҳо.

Ин ҳама зӯроварию мардию шерӣ
Мард надонад, ки аз каманди ту ҷастаст.
Ин яке аз дӯстон ба теғи ту куштаст,
В-он дигар аз ошиқон ба тири ту хастаст.
Дида ба дил мебарад ҳикояти Маҷнун,
Дида надорад, ки дил ба меҳр набастаст.
Дасти талаб доштан зи домани маъшуқ
Пеши касе гӯ, к-иш ихтиёр ба даст аст.
Бо чу ту рӯҳоние тааллуқи хотир
Ҳар кӣ надорад, давоби нафспараст аст.
Мункири Саъдӣ, ки завқи ишқ надорад,
Найшакараш дар даҳони талх кабаст[1] аст.

55

Маҷнуни ишқро дигар имрӯз ҳолат аст,
К-ислом дини Лайлию дигар залолат аст.
Фарҳодро аз он чӣ, ки Ширин туруш кунад?
Инро шикеб нест, гар онро малолат аст.
Азро, ки нонавишта бихонад ҳадиси ишқ,
Донад, ки оби дидаи Вомиқ рисолат аст.
Мутриб ҳамин тариқи ғазал гӯ, нигоҳ дор,
К-ин раҳ ки баргирифт, ба ҷое далолат аст.
Эй муддаъӣ, ки мегузарӣ бар канори об,
Моро ки ғарқаем, надонӣ, чӣ ҳолат аст.
З-ин дар куҷо равем, ки моро ба хоки ӯ,
В-ӯро ба хуни мо ки бирезад, ҳаволат аст.
Гар сар қадам намекунамаш, пеши аҳли дил
Сар бар намекунам, ки мақоми хиҷолат аст.
Ҷуз ёди дӯст ҳар чӣ кунӣ, умр зоеъ аст,
Ҷуз сирри ишқ ҳар чӣ бигӯӣ, батолат аст.
Моро дигар муомила бо ҳеч кас намонд,
Байъе[2] ки бе ҳузури ту кардам, иқолат[3] аст.

---

[1] Харбузаи талх, ҳанзал.
[2] Муомила.
[3] Бекор, мансух.

Аз ҳар ҷафот бӯи вафое ҳамедиҳад,
Дар ҳар тааннутет ҳазор истимолат аст.
Саъдӣ, бишӯй лавҳи дил аз нақши ғайри ӯ,
Илме ки раҳ ба Ҳақ нанамояд, ҷаҳолат аст.

56

Эй к-оби зиндагонии ман дар даҳони туст,
Тири ҳалоки зоҳири ман дар камони туст.
Гар бурқаъе фурӯ бигузорӣ бад-ин ҷамол,
Дар шаҳр ҳар кӣ кушта шавад, дар замони туст.
Ташбеҳи рӯи ту накунам ман ба офтоб,
К-ин мадҳи офтоб, на таъзими шони туст.
Гар як назар ба гӯшаи чашми ородате
Бо мо кунӣ в-агар накунӣ, ҳукм аз они туст.
Ҳар рӯз халқро сари ёрею соҳибест,
Моро ҳамин сар аст, ки бар остони туст.
Бисёр дидаем дарахтони мевадор,
З-ин беҳ надидаем, ки дар бӯстони туст.
Гар дасти дӯстон нарасад, боғро чӣ ғам?
Маънӣ ки меравад, гунаҳ аз боғбони туст.
Бисёр дар дил омад аз андешаҳову рафт,
Нақше ки он намеравад аз дил, нишони туст.
Бо ман ҳазор навбат агар душманӣ кунӣ,
Эй дӯст, ҳамчунон дили ман меҳрбони туст.
Саъдӣ, ба қадри хеш таманнои васл кун,
Симурғи мо чӣ лоиқи зоғошёни туст?

57

Ҳар субҳдам насими гул аз бӯстони туст,
Алҳони будбул аз нафаси дӯстони туст.
Чун Хизр дид он лаби ҷонбахши дилфиреб,
Гуфто, ки оби чашмаи ҳайвон даҳони туст.
Юсуф ба бандагит камар баста бар миён,
Будаш яқин, ки мулки малоҳат аз они туст.
Ҳар шоҳиде, ки дар назар омад ба дилбарӣ,
Дар дил наёфт роҳ, ки он ҷо макони туст.

Ҳаргиз нишон зи чашмаи Кавсар шунидаӣ?
К-ӯро нишоне аз даҳани бенишони туст.
Аз рашки офтоби ҷамолат бар осмон
Ҳар моҳ моҳ дидам, чун абрувони туст.
Ин боди рӯҳпарвар аз анфоси субҳдам
Гӯӣ, магар зи турраи анбарфишони туст.
Сад пираҳан қабо кунам[1] аз хуррамӣ, агар
Бинам, ки дасти ман чу камар дар миёни туст.
Гуфтанд, меҳмонии ушшоқ мекунӣ,
Саъдӣ ба бӯсае зи лабат меҳмони туст.

58

Иттифоқам ба сари кӯи касе афтодаст,
Ки дар он кӯй чу ман кушта басе афтодаст.
Хабари мо бирасонед ба мурғони чаман,
Ки ҳамовози шумо дар қафасе афтодаст.
Ба дилором бигӯ, эй нафаси боди саҳар,
Кори мо ҳамчу саҳар бо нафасе афтодаст.
Рӯи ширин чӣ тавон гуфт, бар ӯ холи сиёҳ?!
Ангубин аст, ки дар вай магасе афтодаст.
Ҳеч кас айби ҳавас бохтани мо накунад,
Магар он кас, ки ба доми ҳавасе афтодаст.
Саъдиё, ҳоли парокандаи гӯй он донад,
Ки ҳама умр ба чавгони касе афтодаст.

59

Ин туӣ ё сарви бустонӣ ба рафтор омадаст?
Ё малак дар сурати мардум ба гуфтор омадаст?
Он парӣ, к-аз халқ пинҳон буд чандин рӯзгор,
Боз мебинам, ки дар олам падидор омадаст.
Уд месӯзанд ё гул медамад дар бӯстон,
Дӯстон, ё корвони мушки Тотор омадаст?
То маро бо нақши рӯяш ошноӣ уфтод,
Ҳар чӣ мебинам, ба чашмам нақши девор омадаст.

---

[1] Чок кунам, бидарам.

Сорбоно, як назар дар рӯи он зебо нигор
Гар ба ҷоне медиҳӣ, инак, харидор омадаст.
Ман дигар дар хона наншинам асиру дардманд,
Хоса ин соат, ки гуфтӣ, гул ба гулзор омадаст.
Гар ту инкори назар дар офариниш мекунӣ,
Ман ҳамегӯям, ки чашм аз баҳри ин кор омадаст.
Ваҳ, ки гар ман боз бинам рӯи ёри хешро,
Мурдае бинӣ, ки бо дунё дигар бор омадаст.
Ончи бар ман меравад дар бандат, эй ороми ҷон,
Бо касе гӯям, ки дар банде гирифтор омадаст.
Най, ки менолад ҳаме дар маҷлиси озодагон,
З-он ҳаменолад, ки бар вай захми бисёр омадаст.
То напиндорӣ, ки баъд аз чашми хоболуди ту,
То бирафтӣ, хобам андар чашми бедор омадаст.
Саъдиё, гар ҳиммате дорӣ, манол аз ҷаври ёр,
То ҷаҳон будаст, ҷаври ёр бар ёр омадаст.

60

Шаби фироқ кӣ донад, ки то саҳар чанд аст?
Магар касе, ки ба зиндони ишқ дар банд аст.
Гирифтам, аз ғами дил роҳи бӯстон гирам,
Кадом сарв ба болои дӯст монанд аст?
Паёми ман кӣ расонад ба ёри меҳргусил?
Ки баршикастию моро ҳанӯз пайванд аст.
Қасам ба ҷони ту гуфтан тариқи иззат нест,
Ба хоки пои ту, в-он ҳам азим савганд аст,
Ки бо шикастани паймону баргирифтани дил
Ҳанӯз дида ба дидорат орзуманд аст.
Биё, ки бар сари кӯят бисоти чеҳраи мост
Ба ҷои хок, ки дар зери поят афкандаст.
Хаёли рӯи ту бехи умед биншондаст,
Балои ишқи ту бунёди сабр баркандаст.
Аҷаб дар он, ки ту маҷмӯъу гар қиёс кунӣ,
Ба зери ҳар хами мӯят диле парокандаст.
Агар бараҳна набошӣ, ки шахс бинмоӣ,
Гумон баранд, ки пироҳанат гулогандаст.

Зидастрафта на танҳо манам дар ин савдо,
Чӣ дастҳо, ки зи дасти ту бар Худованд аст.
Фироқи ёр, ки пеши ту барги коҳе нест,
Биёву бар дили ман бин, ки кӯҳи Алванд аст.
Зи заъф тоқати оҳам намонду тарсам, халқ
Гумон баранд, ки Саъдӣ зи дӯст хурсанд аст.

61

Афсӯс бар он дида, ки рӯи ту надидаст,
Ё дидаву баъд аз ту ба рӯе нигаридаст.
Гар муддаъиён нақш бибинанд париро,
Донанд, ки девона чаро ҷома даридаст.
Он кист, ки пиромани хуршеди ҷамолаш
Аз мушки сиёҳ[1] доираи нима кашидаст?
Эй оқил, агар пой ба сангет барояд,
Фарҳод бидонӣ, ки чаро санг буридаст.
Раҳмат накунад бар дили бечораи Фарҳод,
Он кас, ки сухан гуфтани Ширин нашунидаст.
Аз дасти камонмуҳраи[2] абрӯи ту дар шаҳр
Дил нест, ки дар бар чу кабӯтар натапидаст.
Дар ваҳм наёяд, ки чӣ матбӯъ дарахтӣ,
Пайдост, ки ҳаргиз кас аз ин мева начидаст.
Сирри қалами қудрати бечуни илоҳӣ
Дар рӯи ту чун рӯй дар оина падид аст.
Мо аз ту ба ғайр аз ту надорем таманно,
Ҳалво ба касе деҳ, ки муҳаббат начашидаст.
Бо ин ҳама борони бало бар сари Саъдӣ
На-шгифт, агараш хонаи чашм обчакидаст.

62

Эй луъбати хандон, лаби лаълат кӣ мазидаст?
В-эй боғи латофат, биҳи рӯят кӣ газидаст?
Некӯтар аз ин мева ҳама умр кӣ хурдаст?
Ширинтар аз ин харбуза ҳаргиз кӣ буридаст?

---

[1] Гесӯи мушкин.
[2] Камони муҳраандозӣ.

Эй Хизр, ҳалолат накунам чашмаи ҳайвон,
Донӣ, ки Сикандар ба чӣ меҳнат талабидаст?
Он хуни касе рехтаӣ ё маи сурх аст?
Ё тути сиёҳ аст, ки бар ҷома чакидаст?
Бо ҷумла баромезию аз мо бигурезӣ,
Ҷурм аз ту набошад, гунаҳ аз бахти рамидаст.
Нек аст, ки девор ба якбор бияфтод,
То ҳеч кас ин боғ нагӯӣ, ки надидаст.
Бисёр таваққуф накунад меваи пурбор,
Чун ом бидонанд, ки ширину расидаст.
Гул низ дар он ҳафта даҳан боз намекард
В-имрӯз насими саҳараш парда даридаст.
Дар Даҷла, ки мурғобӣ аз андеша нарафтӣ,
Киштӣ равад акнун, ки татар ҷиср[1] буридаст.
Рафт, он ки фуқоъ аз ту кушоянд дигар бор,
Моро бас аз ин кӯза, ки бегона макидаст.
Саъдӣ, дари бустони ҳавои дигаре зан,
В-ин кишта раҳо кун, ки дар ӯ галла чаридаст.

63

Аз ҳар чӣ меравад, сухани дӯст хуштар аст,
Пайғоми ошно нафаси рӯҳпарвар аст.
Ҳаргиз вуҷуди ҳозири ғоиб шунидаӣ?
Ман дар миёни ҷамъу дилам ҷои дигар аст.
Шоҳид ки дар миён набувад, шамъ, гӯ, бимир!
Чун ҳаст , агар чароғ набошад, мунаввар аст.
Абнои рӯзгор ба саҳро раванду боғ,
Саҳрову боғи зиндадилон кӯи дилбар аст.
Ҷон, меравам, ки дар қадам андозамаш зи шавқ,
Дармондаам ҳанӯз, ки нузле муҳаққар аст.
Кош, он бахашмрафтаи мо оштӣ кунад,
Боз омадӣ, ки дидаи ушшоқ бар дар аст.
Ҷоно, дилам чу уд бар оташ бисӯхтӣ,
В-ин дам, ки мезанам зи ғамат, дуди миҷмар аст.

[1] Пули дарё.

Шабҳои бетуам шаби гӯр аст дар хаёл,
В-ар бе ту бомдод кунам, рӯзи маҳшар аст.
Гесут анбаринаи гардан тамом буд,
Маъшуқи хубрӯй чӣ муҳтоҷи зевар аст?
Саъдӣ, хаёли беҳуда бастӣ умеди васл,
Ҳаҷрат бикушту васл ҳанӯзат мусаввар аст.
Зинҳор аз ин умеди дарозат, ки дар дил аст,
Ҳайҳот аз ин хаёли муҳолат, ки дар сар аст.

64

Ин бӯи рӯҳпарвар аз он хӯи дилбар аст,
В-ин оби зиндагонӣ аз он ҳавзи Кавсар аст.
Эй боди бӯстон, магарат нофа дар миён,
В-эй мурғи ошно, магарат нома дар пар аст?
Бӯи биҳишт мегузарад бо насими дӯст,
Ё корвони субҳ, ки гетӣ мунаввар аст?
Ин қосид аз кадом замин аст, мушкбӯй,
В-ин нома-дар чӣ дошт, ки унвон муаттар аст?
Бар роҳи бод уд дар оташ ниҳодаанд,
Ё худ дар он замин ки туӣ, хок анбар аст.
Боз ову ҳалқа бар дари риндони шавқ зан,
К-асҳобро ду дида чу мисмор[1] бар дар аст.
Боз о, ки дар фироқи ту чашми умедвор
Чун гӯши рӯзадор бар «Аллоҳу акбар» аст.
Донӣ, ки чун ҳамегузаронем рӯзгор?
Рӯзе ки бе ту мегузарад, рӯзи маҳшар аст.
Гуфтем, ишқро ба сабурӣ даво кунем,
Ҳар рӯз ишқ бештару сабр камтар аст.
Сурат зи чашм ғоибу ахлоқ дар назар,
Дидор дар ҳиҷобу маъонӣ баробар аст.
Дар нома низ чанд бигунҷад ҳадиси ишқ?
Кӯтаҳ кунам, ки қиссаи мо кори дафтар аст.
Ҳамчун дарахти бодия Саъдӣ ба барқи шавқ
Сӯзону меваи суханаш ҳамчунон тар аст.

[1] Мех.

Оре, хуш аст вақти ҳарифон ба бӯи уд,
В-аз сӯз ғофиланд, ки дар ҷони миҷмар[1] аст.

65

Айби ёрону дӯстон ҳунар аст,
Сухани душманон на муътабар аст.
Муҳри меҳр аз даруни мо наравад,
Эй бародар, ки нақш бар ҳаҷар[2] аст.
Чӣ тавон гуфт дар латофати дӯст?
Ҳар чӣ гӯям, аз он латифтар аст.
Он ки манзури дидаву дили мост,
Натавон гуфт, шамс ё қамар аст.
Ҳар касе, гӯ, ба ҳоли худ бошад,
Эй бародар, ки ҳоли мо дигар аст.
Ту ки дар хоб будаӣ ҳама шаб,
Чӣ насибат зи булбули саҳар аст?
Одамиро ки ҷони маънӣ нест,
Дар ҳақиқат дарахти бесамар аст.
Мо парокандагони маҷмӯъем,
Ёри мо ғоиб асту дар назар аст.
Барги тар хушк мешавад ба замон,
Барги чашмони мо ҳамеша тар аст.
Ҷони ширин фидои суҳбати ёр,
Шарм дорам, ки нек мухтасар аст.
Ин қадар дуни қадри ӯст, валек
Ҳадди имкони мо ҳамин қадар аст.
Парда бар худ наметавон пӯшид,
Эй бародар, ки ишқ пардадар аст.
Саъдӣ аз боргоҳи қурбати дӯст,
То хабар ёфтаст, бехабар аст.
Мо сар, инак, ниҳодаем ба тавъ[3],
То Худовандгорро чӣ сар аст.

[1] Удсӯз.
[2] Санг.
[3] Тоат.

66

Ҳар касеро натавон гуфт, ки соҳибназар аст,
Ишқбозӣ дигару нафспарастӣ дигар аст.
Ба ҳар он чашм ки бинанд, сиёҳ асту сапед,
Ё сапедӣ зи сиёҳӣ бишиносад, басар аст.
Ҳар кӣ дар оташи ишқаш набувад тоқати сӯз,
Гӯ, ба наздик марав, к-офати парвона пар аст.
Гар ман аз дӯст бинолам, нафасам содиқ нест,
Хабар аз дӯст надорад, ки зи худ бохабар аст.
Одамисурат агар дафъ кунад шаҳвати нафс,
Одамихӯй шавад, в-арна, ҳамон ҷонвар аст.
Шарбат аз дасти дилором, чи ширину чи талх,
Бидеҳ, эй дӯст, ки мустасқӣ аз он ташнатар аст.
Ман худ аз ишқи лабат фаҳми сухан менакунам,
Ҳар чӣ з-он талхтарам гар ту бигӯӣ, шакар аст.
В-ар ба теғам бизанӣ, бо ту маро хасмӣ нест,
Хасми онам, ки миёни ману теғат сипар аст.
Ман аз ин банд нахоҳам бадар омад ҳама умр,
Банди пое ки ба дасти ту бувад, тоҷи сар аст.
Дасти Саъдӣ ба афо нагсилад аз домани ту,
Тарки луълу натавон гуфт, ки дарё хатар аст.

67

Фарёди ман аз фироқи ёр аст,
В-афғони ман аз ғами нигор аст.
Бе рӯи чу моҳи он нигорин
Рухсораи ман ба хун нигор[1] аст.
Хуни ҷигарам зи фурқати[2] ту
Аз дида равона дар канор аст.
Дарди дили ман зи ҳад гузаштаст,
Ҷонам зи фироқ беқарор аст.
Касро зи ғами ман огаҳӣ нест,
Овах[1], ки ҷаҳон на пойдор аст.

---

[1] Рангин.
[2] Ҷудой, фироқ.

Аз дасти замона дар азобам,
З-он ҷону дилам ҳаме фигор[2] аст.
Саъдӣ, чӣ кунӣ шикоят аз дӯст,
Чун шодию ғам на барқарор аст?

68

Чашмат хуш асту бар асари хоб хуштар аст,
Таъми даҳонат аз шакари ноб хуштар аст.
Зинҳор аз он табассуми ширин, ки мекунӣ,
К-аз хандаи шукуфаи сероб хуштар аст.
Шамъе ба пеши рӯи ту гуфтам, ки бар кунам[3],
Ҳоҷат ба шамъ нест, ки маҳтоб хуштар аст.
Дӯш орзуи хоби хушам буд як замон,
Имшаб назар ба рӯи ту аз хоб хуштар аст.
Дар хобгоҳи ошиқи сарбарканори дӯст
Кемухти[4] хорпушт зи санҷоб хуштар аст.
З-он сӯи баҳри оташ агар хониям ба лутф,
Рафтан ба рӯи оташам аз об хуштар аст.
З-оби равону сабзаву саҳрову лолазор
Бо ман магӯ, ки чашм дар аҳбоб хуштар аст.
Заҳрам мадеҳ ба дасти рақибони тундхӯй,
Аз дасти худ бидеҳ, ки зи ҷуллоб ҳуштар аст.
Саъдӣ дигар ба гӯшаи ваҳдат намеравад,
Хилват хуш асту суҳбати асҳоб хуштар аст.
Ҳар боб аз ин китоби нигорин ки бар кунӣ,
Ҳамчун биҳишт, гӯй, аз он боб хуштар аст.

69

Ишрат хуш асту бар тарафи ҷӯй хуштар аст,
Май бар самоъи булбули хушгӯй хуштар аст.
Айш аст бар канори суманзор хоби субҳ,
Не, дар канор ёри суманбӯй хуштар аст.

---

[1] Дардо, дареғо.
[2] Хаста, озурда.
[3] Равшан кунам, барфурӯзам.
[4] Пӯсти даббоғишуда.

Хоб аз хумори бодаи нӯшини бомдод
Бар бистари шақоиқи худрӯй хуштар аст.
Рӯй аз ҷамоли дӯст ба саҳро макун, ки рӯй
Дар рӯи ҳамнишини вафоҷӯй хуштар аст.
Овози чангу мутриби хушгӯй, гӯ, мабош,
Моро ҳадиси ҳамдами хушхӯй хуштар аст.
Гар шоҳид аст сабза бар атрофи гулситон,
Бар оразайни шоҳиди гулрӯй хуштар аст.
Об аз насими бод зиреҳрӯй гашта гир,
Мафтули зулфи ёри зиреҳмӯй хуштар аст.
Гӯ, чашма оби Кавсару бустон биҳишт бош,
Моро мақом бар сари ин кӯй хуштар аст.
Саъдӣ, ҷафо набурда, чӣ донӣ ту қадри ёр?
Таҳсили коми дил ба такопӯй хуштар аст.

70

Эй ки аз сарви равон қадди ту чолоктар аст,
Дил ба рӯи ту зи рӯи ту тарабноктар аст.
Дигар аз ҳарбаи ҳунхори аҷал нандешам,
Ки на аз ғамзаи хунрези ту нобоктар аст.
Чуст[1] будаст маро кисвати[2] маънӣ ҳама вақт,
Боз бар қомати зебои ту чолоктар аст.
Назари поки маро душман агар таъна занад,
Домани дӯст, биҳамдиллаҳ, аз он поктар аст.
То гули рӯи ту дар боғи латофат бишукуфт,
Пардаи сабри ман аз домани гул чоктар аст.
Пой бар дидаи Саъдӣ неҳ, агар бихромӣ,
Ки ба сад манзилат аз хоки дарат хоктар аст.

71

Диле ки ошиқу собир бувад, магар санг аст?
Зи ишқ то ба сабурӣ ҳазор фарсанг аст.
Бародарони тариқат, насиҳатам макунед,
Ки тавба дар раҳи ишқ обгина[1] бар санг аст.

---

[1] Чолок.
[2] Ҷома, либос.

Дигар ба хуфя намебоядам шаробу самоъ[2],
Ки некномӣ дар дини ошиқон нанг аст.
Чӣ тарбият шунавам ё чӣ маслиҳат бинам,
Маро ки чашм ба соқию гӯш бар чанг аст?!
Ба ёдгори касе домани насими сабо
Гирифтаему дареғо, ки бод дар чанг аст.
Бахашмрафтаи моро кӣ мебарад пайғом?
Биё, ки мо сипар андохтем, агар ҷанг аст.
Бикуш чунон ки тавонӣ, ки бе мушоҳидаат
Фарохнои ҷаҳон бар вуҷуди мо танг аст.
Маломат аз дили Саъдӣ фурӯ нашӯяд ишқ,
Сиёҳӣ аз ҳабашӣ чун равад, ки худ ранг аст?

72

Пои сарви бӯстонӣ дар гил аст,
Сарви моро пои маънӣ дар дил аст.
Ҳар кӣ чашмаш бар чунон рӯй уфтод,
Толиъаш маймуну фолаш муқбил[3] аст.
Некхоҳонам насиҳат мекунанд,
Хишт бар дарё задан беҳосил аст.
Эй бародар, мо ба гирдоб-андарем,
В-он ки шунъат[4] мезанад, бар соҳил аст.
Шавқро бар сабр қувват ғолиб аст,
Ақлро бо ишқ даъво ботил аст.
Нисбати ошиқ ба ғафлат мекунанд,
В-он ки маъшуқе надорад, ғофил аст.
Дида бошӣ ташна, мустаъҷил ба об?
Ҷон ба ҷонон ҳамчунон мустаъҷил аст.
Базли ҷоҳу молу тарки ному нанг
Дар тариқи ишқ аввалманзил аст.
Гар бимирад толибе дар банди дӯст,
Саҳл бошад, зиндагонӣ мушкил аст.

---

[1] Шиша.
[2] Ҳолате, ки аз ваҷд сӯфиён ба дастафшонию пойкӯбӣ мепардозанд.
[3] Неку фархунда.
[4] Таънаву сарзаниш.

Ошиқе мегуфту хуш-хуш мегирист,
Ҷон биёсояд, ки ҷонон қотил аст.
Саъдиё, наздики рои ошиқон
Халқ маҷнунанду маҷнун оқил аст.

73

Дида аз дидори хубон баргирифтан мушкил аст,
Ҳар кӣ моро ин насиҳат мекунад, беҳосил аст.
Ёри зебо гар ҳазорат ваҳшат аз вай дар дил аст,
Бомдодон рӯи ӯ дидан сабоҳи муқбил[1] аст.
Он ки дар чоҳи занахдонаш дили бечорагон
Чун малак маҳбус дар зиндони чоҳи Бобил аст.
Пеш аз ин ман даъвии парҳезгорӣ кардаме,
Боз мегӯям, ки ҳар даъво ки кардам, ботил аст.
Заҳр наздики хирадмандон агарчи қотил аст,
Чун зи дасти дӯст мегирӣ, шифои оҷил аст.
Ман қадам берун намеёрам ниҳод аз кӯи дӯст,
Дӯстон, маъзур доредам, ки поям дар гил аст.
Бош, то девона гӯяндам ҳама фарзонагон,
Тарки он натвон гирифтан, то ту гӯӣ оқил аст.
Он ки мегӯяд назар бар сурати хубон хатост,
Ӯ ҳамин сурат ҳамебинад, зи маънӣ ғофил аст.
Сорбон, оҳиста рон, к-ороми ҷон дар маҳмил[2] аст,
Чорпоён бор бар пуштанду моро бар дил аст.
Гар ба сад манзил фироқ афтад миёни мову дӯст,
Ҳамчунонаш дар миёни ҷони ширин манзил аст.
Саъдӣ, осон аст бо ҳар кас гирифтан дӯстӣ,
Лек чун пайванд шуд хӯ, боз кардан мушкил аст.

---

[1] Бомдоди неку саодатманд.
[2] Ҳавдаҷ, каҷова, ки бар пушти маркаб банданд.

74

Шароб аз дасти хубон Салсабил[1] аст,
В-агар худ хуни майхорон, сабил аст.
Намедонам, рутабро чошнӣ чист,
Ҳамебинам, ки хурмо бар нахил аст.
На вусма-ст он, ба дилбандӣ хазиб аст,
На сурма-ст он, ба ҷодуӣ каҳил[2] аст.
Сарангуштони соҳибдилфиребаш
На дар ҳинно, ки дар хуни қатил аст.
Ало, эй корвон, маҳмил биронед,
Ки моро банд бар пои раҳил[3] аст.
Ҳар он шаб дар фироқи рӯи Лайлӣ,
Ки бар Манун равад, лайле тавил[4] аст.
Камандаш медавонад пои муштоқ,
Биёбонро напурсад, чанд мил аст.
Чу мӯр афтону хезон рафт бояд,
В-агар худ раҳ ба зери пои пил аст.
Ҳабиб он ҷо ки дасте барфишонад,
Муҳибб ар сар наяфшонад, бахил аст.
Зи мо гар тоъат ояд, шармсорем,
В-аз эшон гар қабеҳ ояд, ҷамил аст.
Бадили[5] дӯстон гиранду ёрон,
Валекин шоҳиди мо бебадил аст.
Сухан берун магӯй аз ишқ, Саъдӣ,
Сухан ишқ асту дигар қолу қил[6] аст.

---

[1] Номи чашмае дар биҳишт.
[2] Чашми сурмакашида.
[3] Кӯч, бонги ҳаракати корвон.
[4] Шаби дароз.
[5] Бадал, ҳар чӣ ба ҷои дигаре қарор гирад.
[6] Гуфтугӯ.

75

Корам чу зулфи ёр парешону дарҳам аст,
Пуштам ба сони абруи дилдор пурхам аст.
Ғам шарбате зи хуни дилам нӯш карду гуфт:
Ин шодии касе, ки дар ин давр хуррам аст.
Танҳо дили ман аст гирифтор дар ғамон,
Ё худ дар ин замона дили шодмон кам аст?
З-ин сон ки медиҳад дили ман доди ҳар ғаме,
Инсоф, мулки олами ишқаш мусаллам аст.
Донӣ, хаёли рӯи ту дар чашми ман чӣ гуфт?
Оё чӣ ҷост ин, ки ҳамарӯза бо нам аст?
Хоҳӣ чу рӯзи равшан донӣ ту ҳоли ман,
Аз тирашаб бипурс, ки ӯ низ маҳрам аст.
Эй кошкӣ миёни манастию дилбарам
Пайванде инчунин, ки миёни ману ғам аст.

76

Ёро, биҳишт суҳбати ёрони ҳамдам аст,
Дидори ёри номутаносиб ҷаҳаннам аст.
Ҳар дам, ки дар ҳузури азизе бароварӣ,
Дарёб, к-аз ҳаёти ҷаҳон ҳосил он дам аст.
На ҳар кӣ чашму гӯшу даҳон дорад, одамист,
Бас девро, ки сурати фарзанди Одам аст.
Он аст одамӣ, ки дар ӯ ҳусни сирате
Ё лутфи суратест, дигар ҳашви[1] олам аст.
Ҳаргиз ҳасад набурдаву ҳасрат нахурдаам,
Ҷуз бар ду рӯи ёри мувофиқ, ки дар ҳам аст.
Онон ки дар баҳор ба саҳро намераванд,
Бӯи хуши рабеъ[2] бар эшон муҳаррам[3] аст.
В-он сангдил, ки дида бидӯзад зи рӯи хуб,
Пандаш бидеҳ, ки ҷаҳл дар ӯ сахт муҳкам аст.

---

[1] Зоид, нолозим.
[2] Баҳор.
[3] Ҳаромшуда, таҳримшуда.

Ором нест дар ҳама олам ба иттифоқ,
В-ар ҳаст, дар муҷовирати ёри маҳрам аст.
Гар хуни тоза меравад аз реши[1] аҳли дил,
Дидори дӯстон ки бибинанд, марҳам аст.
Дунё хуш асту мол азиз асту тан шариф,
Лекин рафиқ бар ҳама чизе муқаддам аст.
Мумсик барои мол ҳамасола тангдил,
Саъдӣ ба рӯи дӯст ҳамарӯза хуррам аст.

77

Бар ман, ки сабӯҳизадаам[2], хирқа ҳаром аст,
Эй маҷлисиён, роҳи харобот[3] кадом аст?
Ҳар кас ба ҷаҳон ҳуррамие пеш гирифтанд,
Моро ғамат, эй моҳи паричеҳра, тамом аст.
Бархез, ки дар сояи сарве бинишинем,
К-он ҷо ки ту биншинӣ, бар сарв қиём аст.
Доми дили соҳибназаронат хами гесуст,
В-он холи буногӯш магар донаи дом аст?
Бо чун ту ҳарифе ба чунин ҷой дар ин вақт
Гар бода хурам, хамри биҳиштӣ, на ҳаром аст.
Бо муҳтасиби[4] шаҳр бигӯед, ки зинҳор
Дар маҷлиси мо санг маяндоз, ки ҷом аст.
Ғайрат нагузорад, ки бигӯям, ки маро кушт,
То халқ надонанд, ки маъшуқа чӣ ном аст.
Дардо, ки бипухтем дар ин сӯзи ниҳонӣ,
В-онро хабар аз оташи мо нест, ки хом аст.
Саъдӣ, мабар андеша, ки дар коми наҳангон
Чун дар назари дӯст нишинӣ, ҳама ком аст.

---

[1] Захм, ҷароҳат.
[2] Касе, ки бомдодон бода нӯшида бошад.
[3] Майкада, майхона.
[4] Маъмури иҷрои наҳй аз мункар.

78

Имшаб, ба ростӣ, шаби мо рӯзи равшан аст,
Иди висоли дӯст алорағми душман аст.
Боди биҳишт мегузарад ё насими боғ,
Ё накҳати даҳони ту, ё бӯи лодан аст?
Ҳаргиз набошад аз тану ҷонат азизтар,
Чашмам, ки дар сар асту равонам, ки дар тан аст.
Гардан ниҳам ба хидмату гӯшат кунам ба қавл,
То хотирам муаллақи он гӯшу гардан аст.
Эй подшоҳ, соя зи дарвеш вомагир,
Ночор, хӯшачин бувад, он ҷо ки хирман аст.
Дур аз ту дар ҷаҳони фарохам маҷол нест,
Олам ба чашми тангдилон чашми сӯзан аст.
Ошиқ гурехтан натавонад, ки дасти шавқ
Ҳар ҷо ки меравад, мутааллиқ ба доман аст.
Ширин бадар намеравад аз хона бе рақиб,
Донад шакар, ки дафъи магас бодбезан аст.
Ҷаври рақибу сарзаниши аҳли рӯзгор
Бо ман ҳамон ҳикояти гови дуҳулзан[1] аст.
Бозони шоҳро ҳасад ояд бад-ин шикор,
К-он шоҳбозро дили Саъдӣ нишеман аст.
Қалби рафиқ чанд бипӯшад ҳадиси ишқ?
Ҳарч он ба обгина бипӯшӣ, мубайян аст.

79

Ин боди баҳори бӯстон аст,
Ё бӯи висоли дӯстон аст?!
Дил мебарад ин хати нигорин,
Гӯӣ хати рӯи дилситон аст.
Эй мурғи ба доми дил гирифтор,
Боз ой, ки вақти ошён аст.

---

[1] Монанди гове, ки таблзан бар пушти ӯ табл мекӯбад ва говро аз он садо тарсе набошад.

Шабҳо ману шамъ мегудозем,
Ин аст, ки сӯзи ман наҳор аст.
Гӯшам ҳама рӯз аз интизорат
Бар роҳу назар бар остон аст.
В-ар бонги муаззине миёяд,
Гӯям, ки дарои корвон аст.
Бо он ҳама душманӣ, ки кардӣ,
Боз ой, ки дӯстӣ ҳамон аст.
Бо қудрати бозувони ишқат
Сарпанҷаи сабр нотавон аст.
Безории дӯстони дамсоз
Тафриқ[1] миёни ҷисму ҷон аст.
Нолидани дардноки Саъдӣ
Бар даъвии дӯстӣ баён аст.
Оташ ба наи қалам дарандохт,
В-ин ҳибр[2] ки меравад, духон[3] аст.

80

Ин хатти шариф аз он банон[4] аст
В-ин нақли ҳадис аз он даҳон аст.
Ин бӯи абири ошноӣ
Аз соҳати ёри меҳрбон аст.
Муҳр аз сари нома баргирифтам,
Гуфтӣ, ки сари гулобдон аст.
Қосид магар оҳуи Хутан буд,
К-иш нофаи мушк дар миён аст.
Ин худ чӣ иборати латиф аст?
В-ин худ чӣ кифояти баён аст?
Маълум шуд ин ҳадиси ширин,
К-аз мантиқи[5] он шакарфишон аст.
Ин хат ба замин нашояд андохт,
К-аз ҷониби моҳи осмон аст.

---

[1] Ҷудоӣ.
[2] Дуда, мураккаб, ки бо он хат нависанд.
[3] Дуд.
[4] Сарангушт.
[5] Сухан ва гуфтор.

Рӯзе биравад равони Саъдӣ,
К-ин айш на айши ҷовидон аст.
Хуррам тани ӯ, ки чун равонаш
Аз тан биравад, сухан равон аст.

81

Чӣ рӯй аст он, ки пеши корвон аст?
Магар шамъе ба дасти сорвон аст?
Сулаймон аст гӯӣ дар аморӣ[1],
Ки бар боди сабо тахташ равон аст.
Ҷамоли моҳпайкар бар баландӣ
Бад-он монад, ки моҳи осмон аст.
Биҳиштисурате дар ҷавфи маҳмил,
Чу барҷе, к-офтобаш дар миён аст.
Худовандони ақл ин турфа бинанд,
Ки хуршеде ба зери соябон аст.
Чу нилуфар дар обу меҳр дар меғ[2]
Парирух дар ниқоби парниён аст.
Зи рӯи кори ман бурқаъ барандохт
Ба якбор, он ки дар бурқаъ ниҳон аст.
Шутур пешӣ гирифт аз ман ба рафтор[3],
Ки бар ман беш аз ӯ бори гарон аст.
Зиҳӣ андакқвафои сустпаймон,
Ки он сангиндили номеҳрбон аст.
Туро гар дӯстӣ бо мо ҳамин буд,
Вафои мову аҳди мо ҳамон аст.
Бидор, эй сорбон, охир, замоне,
Ки аҳди васлро охирзамон аст.
Вафо кардем, бо мо ғадр карданд,
Бирав, Саъдӣ, ки ин подоши кор аст.
Надонистӣ, ки дар поёни пирӣ
На вақти панҷа кардан бо ҷавон аст.

[1] Каҷова, маҳмил.
[2] Абр.
[3] Ҳаракат.

82

Ҳазор сахтӣ агар бар ман ояд, осон аст,
Ки дӯстию иродат ҳазорчандон аст.
Сафар дароз набошад ба пои толиби дӯст,
Ки хори дашти муҳаббат гул асту райҳон аст.
Агар ту ҷавр кунӣ, ҷавр нест, тарбият аст,
В-агар ту доғ ниҳӣ, доғ нест, дармон аст.
На обрӯй, ки гар хуни дил бихоҳӣ рехт,
Мухолифат накунам, он кунам, ки фармон аст.
Зи ақли ман аҷаб ояд савобгӯёнро,
Ки дил ба дасти ту додан хилоф дар ҷон аст.
Ман аз канори ту дур уфтодаам, на аҷаб,
Гарам қарор набошад, ки доғи ҳиҷрон аст.
Аҷаб дар он сари зулфи муанбари мафтул,
Ки дар канори ту хусбад, чаро парешон аст?
Ҷамоате ки надонанд ҳаззи рӯҳонӣ,
Тафовуте ки миёни давобу инсон аст,
Гумон баранд, ки дар боғи ишқ Саъдиро
Назар ба себи занахдону нори пистон аст.
Маро ҳар оина хомӯш будан авлотар,
Ки ҷаҳл пеши хирадманд узри нодон аст.
Ва мо убаррию нафсӣ ва ло узаккиҳо,
Ки ҳар чӣ нақл кунанд аз башар, дар имкон аст.

83

Магар насими саҳар бӯи зулфи ёри ман аст,
Ки роҳати дили ранҷури беқарори ман аст.
Ба хоб дар наравад чашми бахти ман ҳама умр,
Гараш ба хоб бибинам, ки дар канори ман аст.
Агар муоина[1] бинам, ки қасди ҷон дорад,
Ба ҷон музоиқа бо дӯстон на кори ман аст.
Ҳақиқат он ки на дар хурди ӯст ҷони азиз,
Валек дархури имкону иқтидори ман аст.

---

[1] Ба чашм дидан.

На ихтиёри ман аст ин муомилат, лекин
Ризои дӯст муқаддам бар ихтиёри ман аст.
Агар ҳазор ғам аст аз ҷафои ӯ бар дил,
Ҳанӯз бандаи ӯям, ки ғамгусори ман аст.
Даруни хилвати мо ғайр дарнамегунҷад,
Бирав, ки ҳар кӣ на ёри ман аст, ёри ман аст.
Ба лолазору гулистон намеравад дили ман,
Ки ёди дӯст гулистону лолазори ман аст.
Ситамгаро, дили Саъдӣ бисӯхт дар талабат,
Дилат насӯхт, ки мискин умедвори ман аст?!
В-агар муроди ту ин аст, бемуродии ман
Тафовуте накунад, чун муроди ёри ман аст.

84

Зи ман мапурс, ки дар дасти ӯ дилат чун аст,
Аз ӯ бипурс, ки ангуштҳош дар хун аст.
В-агар ҳадис кунам, тандурустро чӣ хабар,
Ки андаруни ҷароҳатрасидагон чун аст?
Ба ҳусни талъати Лайлӣ нигоҳ менакунад,
Фитода дар паи бечорае, ки Маҷнун аст.
Хаёли рӯи касе дар сар аст ҳар касро,
Маро хаёли касе, к-аз хаёл берун аст.
Хуҷаста рӯзи касе, к-аз дараш ту боз ой,
Ки бомдод ба рӯи ту фоли маймун[1] аст.
Чунин шамоили мавзуну қадди хуш, ки туроcт,
Ба тарки ишқи ту гуфтан на табъи мавзун аст.
Агар касе ба маломат зи ишқ баргардад,
Маро ба ҳар чӣ ту гӯӣ, иродат афзун аст.
На подшоҳ мунодӣ задаст, май махуред?!
Биё, ки чашму даҳони ту масту майгун аст.
Канори Саъдӣ аз он рӯз, к-аз ту дур афтод,
Азоби дида, ту гӯӣ, канори Ҷайҳун аст.

[1] Муборак, хуҷаста.

85

Бо ҳама меҳру бо манаш кин аст,
Чӣ кунам? Ҳаззи бахти[1] ман ин аст.
Шояд, эй нафс, то дигар накунӣ
Панҷа бо соъиде, ки симин аст.
Наниҳад пой, то набинад ҷой,
Ҳар киро чашми маслиҳатбин аст.
Масали зиракону чанбари ишқ
Тифли нодону мори рангин аст.
Дардманди фироқ сар наниҳад,
Магар он шаб, ки гӯр болин аст.
Гиря, гӯ, бар ҳалоки ман макунед,
Ки на ин навбати нахустин аст.
Лозим аст эҳтимоли чандин ҷавр,
Ки муҳаббат ҳазорчандин аст.
Гар ҳазорам ҷавоби талх диҳӣ,
Эътиқоди ман он ки ширин аст.
Мард агар шер дар каманд орад,
Чун камандаш гирифт, мискин аст.
Саъдиё, тан ба нестӣ дардеҳ,
Чора бо сахтбозувон ин аст.

86

Бахти ҷавон дорад, он ки бо ту қарин аст,
Пир нагардад, ки дар биҳишти барин аст.
Дигар аз он ҷонибам намоз набошад,
Гар ту ишорат кунӣ, ки қибла чунин аст.
Оинае пеши офтоб ниҳода-ст
Бар дари он хайма, ё шуоъи ҷабин аст?
Гар ҳама олам зи лавҳи фикр бишӯянд,
Ишқ нахоҳад шудан, ки нақши нигин аст.
Гӯша гирифтам зи халқу фоидае нест,
Гӯшаи чашмат балои гӯшанишин аст.

---

[1] Саҳми бахт, баҳраи толеъ.

То на тасаввур кунӣ, ки бе ту сабурам,
Гар нафасе мезанем, бозпасин аст.
Ҳусни ту ҳар ҷо ки табли ишқ фурӯ кӯфт,
Бонг баромад, ки ғорати дилу дин аст.
Симу зарам гӯ мабошу давлату мулкат,
Рӯи ту бинам, ки мулки рӯи замин аст.
Ошиқи содиқ ба захми дӯст намирад,
Заҳри музобам бидеҳ, ки мои маъин аст.
Саъдӣ аз ин пас, ки роҳ пеши ту донист,
Гар раҳи дигар равад, залоли мубин аст.

87

Гар касе сарв шунидаст, ки рафтаст, ин аст,
Ё санавбар, ки буногӯшу бараш симин аст.
На баландист ба сурат, ки ту маълум кунӣ,
Ки баланд аз назари мардуми кӯтаҳбин аст.
Хоб дар аҳди ту дар чашми ман ояд? Ҳайҳот!
Ошиқӣ кори саре нест, ки бар болин аст.
Ҳама ором гирифтанду шаб аз нима гузашт,
В-он чи дар хоб нашуд, чашми ману Парвин аст.
Худ гирифтам, ки назар бар рухи хубон куфр аст,
Ман аз ин бознагардам, ки маро ин дин аст.
Вақти он аст, ки мардум раҳи саҳро гиранд,
Хоса акнун, ки баҳор омаду фарвардин аст.
Чаман имрӯз биҳишт асту ту дармебоӣ[1],
То халоиқ ҳама гӯянд, ки ҳурулъин[2] аст.
Ҳар чӣ гуфтем дар авсофи камолийяти ӯ,
Ҳамчунон ҳеч нагуфтем, ки садчандин аст.
Он чи сарпанҷаи симини ту бо Саъдӣ кард,
Бо кабӯтар накунад панҷа, ки бо шоҳин аст.
Ман дигар шеър нахоҳам ки нависам, ки магас
Заҳматам медиҳад, азбаски сухан ширин аст.

[1] Ту лозим ҳастӣ, ту бояд бошӣ.
[2] Зани сияҳчашми биҳиштӣ.

88

Бо хирадмандию хубӣ порсову некхӯст,
Сурате ҳаргиз надидам, к-ин ҳама маънӣ дар ӯст.
Гар хаёли ёрӣ андешанд, боре[1] чун ту ёр,
Ё ҳавои дӯстӣ варзанд, боре чун ту дӯст.
Хоки пояш бӯса хоҳам дод, обам[2], гӯ, бибар,
Обрӯи меҳрбонон пеши маъшуқ оби ҷӯст,
Шоҳидаш[3] дидору гуфтан, фитнааш абрӯву чашм,
Нодираш болову рафтан, дилпазираш табъу хӯст.
То ба худ боз оям, он гаҳ васфи дидораш кунам,
Аз кӣ мепурсӣ дар ин майдон, ки саргардон чу гӯст?
Айби пироҳан даридан мекунандам дӯстон,
Бевафо ёрам, ки пироҳан ҳамедаррам, на пӯст.
Хоки сабзорангу[4] боди гулфишону оби хуш,
Абри марворидборону ҳавои мушкбӯст.
Тирборон бар сару сӯфӣ гирифтори назар,
Муддаъӣ дар гуфтугӯю ошиқ андар ҷустуҷӯст.
Ҳар киро кунҷ ихтиёр омад, ту даст аз вай бидор,
К-ончунон шӯридасар пояш ба ганҷе-дар фурӯст.
Чашм агар бо дӯст дорӣ, гӯш бо душман макун,
Ошиқию некномӣ, Саъдиё, сангу сабӯст.

89

Бито[5], ҳалок шавад дӯст дар муҳаббати дӯст,
Ки зиндагонии ӯ дар ҳалок будани ӯст.
Маро ҷафову вафои ту пеш яксон аст,
Ки ҳар чӣ дӯст писандад ба ҷои[6] дӯст, накӯст.
Марову ишқи ту гетӣ ба як шикам зодаст,
Ду рӯҳ дар бадане чун ду мағз дар як пӯст.

---

[1] Ба ҳар ҳол.
[2] Обрӯям.
[3] Зебо, хубрӯй.
[4] Сабзранг.
[5] Мухаффафи биҳил, то; иҷоза фармо, бигзор ки.
[6] Дар бораи, барои.

Ҳар он чи бар сари озодагон равад, зебост,
Алалхусус, ки аз дасти ёри зебохӯст.
Дилам зи даст бадар бурд сарвболое,
Хилофи одати он сарвҳо, ки бар лаби ҷӯст.
Ба хоб дӯш чунон дидаме, ки зулфайнаш
Гирифта будаму дастам ҳанӯз ғолиябӯст[1].
Чу гӯй бар ҳама олам ба ҷон бигардидам
Зи дасти ишқашу чавгон ҳанӯз дар паи гӯст.
Ҷамоате ба ҳамин оби чашми берунӣ
Назар кунанду надонанд, к-оташам дар тӯст[2].
Зи дӯст, ҳар кӣ ту бинӣ, муроди худ хоҳад,
Муроди хотири Саъдӣ муроди хотири ӯст.

90

Сармаст даромад аз дарам дӯст,
Лабхандазанон чу ғунча дар пӯст.
Чун дидамаш он рухи нигорин,
Дар худ ба ғалат шудам, ки ин ӯст.
Ризвон[3] дари хулд[4] боз кардаст,
К-аз атр машоми рӯҳ[5] хушбӯст.
Пеши қадамаш ба сар давидам,
Дар пой фитодамаш, ки эй дӯст!
Якбора ба тарки мо бигуфтӣ,
Зинҳор, нагӯӣ, ин на некӯст.
Бар ман, ки дилам чу шамъ яктост,
Пироҳани ғам чу шамъ даҳтӯст.
Чашмаш ба карашма гуфт бо ман:
Дар наргиси масти ман чӣ оҳуст?
Гуфтам: Ҳама некуист, лекин
Ин аст, ки бевафову бадхӯст.

---

[1] Моддае хушбӯ, мураккаб аз чанд маводи муаттар, монанди мушку анбар.
[2] Дарун, андарун.
[3] Нигаҳбони дари биҳишт.
[4] Биҳишт.
[5] Димоғи ҷон.

Бишнав нафасе дуои Саъдӣ,
Гарчи ҳама оламат дуогӯст.

91

Сафар дароз набошад ба пои толиби дӯст,
Ки зиндаи абад аст, одамӣ ки куштаи ӯст.
Шаробхурдаи маънӣ чу дар самоъ ояд,
Чӣ ҷои ҷома, ки бар хештан бидаррад пӯст.
Ҳар он ки бо рухи манзури мо назар дорад,
Ба тарки хеш бигӯяд, ки хасм арбадаҷӯст.
Ҳақир то нашуморӣ ту оби чашми фақир,
Ки қатра-қатраи борон чу бо ҳам омад, ҷӯст.
Намеравад, ки камандаш ҳамебарад муштоқ,
Чӣ ҷои панди насиҳаткунони беҳудагӯст?
Чу дар миёнаи хок уфтодае бинӣ,
Аз он бипурс, ки чавгон, аз он мапурс, ки гӯст.
Чарову чун нарасад бандагони мухлисро,
Равост, гар ҳама бад мекунӣ, бикун, ки накӯст.
Кадом сарви саҳирост бо вуҷуди ту қадр?
Кадом ғолияро пеши хоки пои ту бӯст?
Басе бигуфт худованди ақлу нашнидам,
Ки дил ба ғамзаи хубон мадеҳ, ки сангу сабӯст.
Ҳазор душман агар бар саранд Саъдиро,
Ба дӯстӣ[1], ки нагӯяд ба ҷуз ҳикояти дӯст.
Ба оби дидаи хунин набишта қиссаи ишқ,
Назар ба сафҳаи аввал макун, ки тӯбартӯст.

92

Кас ба чашмам дарнамеояд, ки гӯям мисли ӯст,
Худ ба чашми ошиқон сурат набандад мисли дӯст.
Ҳар кӣ бо мастон нишинад, тарки мастурӣ кунад,
Обрӯи некномон дар харобот оби ҷӯст.
Ҷуз худовандони маъниро нағалтонад самоъ,
Аввалат мағзе бибояд, то бурун ой зи пӯст.
Бандаам, гӯ, тоҷ хоҳӣ бар сарам неҳ ё табар,

---

[1] Савганд ба муҳаббат.

Ҳар чӣ пеши ошиқон ояд зи маъшуқон, накӯст.

Ақл боре хусравӣ мекард бар мулки вуҷуд,
Боз чун Фарҳод ошиқ бар лаби ширини ӯст.
Анбарин чавгони зулфашро гар истиқсо[1] кунӣ,
Зери ҳар мӯе диле бинӣ, ки саргардон чу гӯст.
Саъдиё, чандон ки хоҳӣ гуфт васфи рӯи ёр,
Ҳусни гул беш аз қиёси булбули бисёргӯст.

93

Ёри ман он ки лутфи Худованд ёри ӯст,
Бедоду доду радду қабул ихтиёри ӯст.
Дарёи ишқро ба ҳақиқат канор нест,
В-ар ҳаст, пеши аҳли ҳақиқат канори ӯст.
Дар аҳди Лайлӣ ин ҳама маҷнун набудаанд,
В-ин фитна барнахост, ки дар рӯзгори ӯст.
Соҳибдиле намонд дар ин фасли навбаҳор,
Илло ки ошиқи гулу маҷрӯҳи хори ӯст.
Донӣ, кадом хок, бар ӯ рашк мебарам?
Он хоки некбахт, ки дар раҳгузори ӯст.
Бовар макун, ки сурати ӯ ақли ман бибурд,
Ақли ман он бибурд, ки суратнигори ӯст.
Гар дигарон ба манзари зебо назар кунанд,
Моро назар ба сурати парвардгори ӯст.
Инам қабул бас, ки бимирам бар остон,
То нисбатам кунанд, ки хидматгузори ӯст.
Бар ҷавру бемуродию дарвешию ҳалок
Онро ки сабр нест, муҳаббат на кори ӯст.
Саъдӣ, ризои дӯст талаб кун, на ҳаззи хеш,
Абд он кунад, ки рои худовандгори ӯст.

94

Хуршед зери сояи зулфи чу шоми ӯст,
Тӯбо[2] ғуломи қадди санавбархироми ӯст.

---

[1]Ҷустуҷӯ барои расидан ба маънии ҳақиқии чизе.
[2] Номи дарахтест дар биҳишт

Он қомат аст? Не, ба ҳақиқат қиёмат аст,
Зеро ки растахези ман андар қиёми ӯст.
Бар марг дил хуш аст дар ин воқиа маро,
К-оби ҳаёт[1] дар лаби ёқутфоми ӯст.
Бӯи баҳор медамадам ё насими субҳ,
Боди биҳишт мегузарад ё паёми ӯст?
Дил ишва мефурӯхт, ки ман мурғи зиракам,
Инак, фитода дар сари зулфи чу доми ӯст.
Бечора мондаам ҳама рӯзе ба доми ӯ,
В-инак, фитодаам ба ғарибӣ, ки коми ӯст.
Ҳар лаҳза дар барам дил аз андеша хун шавад,
То худ ғуломи кист, ки Саъдӣ ғуломи ӯст.

95

Он ки дили ман чу гӯй дар хами чавгони уст,
Мавқифи[2] озодагон бар сари майдони ӯст.
Раҳ ба дар аз кӯи дӯст нест, ки берун баранд,
Силсилаи пои ҷамъ зулфи парешони ӯст.
Чанд насиҳат кунанд бехабаронам ба сабр?
Дарди маро, эй ҳаким, сабр на дармони ӯст.
Гар кунад инъом ӯ дар мани мискин нигоҳ,
В-ар накунад, ҳоким аст, банда ба фармони ӯст.
Гар бизанад бе гуноҳ, одати бахти ман аст,
В-ар бинавозад ба лутф, ғояти эҳсони ӯст.
Майл надорам ба боғ, унс нагирам ба сарв,
Сарве агар лоиқ аст, қадди хиромони ӯст.
Чун битавонад нишаст, он ки дилаш ғоиб аст?
Ё битавонад гурехт, он ки ба зиндони ӯст?
Ҳайрати ушшоқро айб кунад бебасар,
Баҳра надорад зи айш, ҳар кӣ на ҳайрони ӯст.
Чун ту гуле кас надид дар чамани рӯзгор,
Хоса, ки мурғе чу ман булбули бустони ӯст.
Гар ҳама мурғе зананд сахткамонон ба тир,
Ҳайф бувад булбуле, к-ин ҳама дастони ӯст.

---
[1] Оби зиндагонӣ, ки зиндагии ҷовидон мебахшад.
[2] Ҷои истодан.

Саъдӣ, агар толибӣ, роҳ раву ранҷ бар,
Каъбаи дидори дӯст сабри биёбони ӯст.

96

Зи ҳар чӣ ҳаст, гузир[1] асту ногузир аз дӯст,
Ба қавли ҳар кӣ ҷаҳон[2], меҳр бармагир аз дӯст.
Ба бандагию сағирӣ гарат қабул кунад,
Сипос дор, ки фазле бувад кабир аз дӯст.
Ба ҷои дӯст гарат ҳар чӣ дар ҷаҳон бахшанд,
Ризо мадеҳ, ки матоъе бувад ҳақир аз дӯст.
Ҷаҳону ҳар чӣ дар ӯ ҳаст бо наъими биҳишт,
На неъматест, ки боз оварад фақир аз дӯст.
На гар қабул кунандат, сипос дорию бас,
Ки гар ҳалок шавӣ, миннате пазир аз дӯст.
Маро, ки дида ба дидори дӯст бар кардам,
Ҳалол нест, ки бар ҳам ниҳам ба тир аз дӯст.
В-агар чунон ки мусаввар[3] шавад гузир аз ишқ,
Куҷо равам, ки намебошадам гузир аз дӯст?!
Ба ҳар тариқ ки бошад, асири душманро
Тавон хариду нашояд харид асир аз дӯст.
Кӣ дар замири ман ояд, зи ҳар кӣ дар олам,
Ки ман ҳанӯз напардохтам замир[4] аз дӯст?!
Ту худ назир надорӣ, в-агар бувад ба масал,
Ман он наям, ки бадал гираму назир аз дӯст.
Ризои дӯст нигаҳ дору сабр кун, Саъдӣ,
Ки дӯстӣ набувад нолаву нафир[5] аз дӯст.

97

Субҳе муборак аст назар бар ҷамоли дӯст,
Бар хурдан аз дарахти умеди висоли дӯст.
Бахтам нахуфта буд, ки аз хоби бомдод
Бархостам ба толиъи фархундафоли дӯст.

[1] Чора, илоҷ.
[2] Ҳар кӣ дар ҷаҳон аст, ҳамаи ҷаҳониён.
[3] Тасаввур гардад, пиндошта шавад.
[4] Хотир.
[5] Фарёд, фиғон.

Аз дил бурун шав, эй ғами дунёву охират,
Ё хона ҷои рахт бувад, ё маҷоли дӯст.
Хоҳам, ки бехи суҳбати ағёр[1] барканам,
Дар боғи дил раҳо накунам ҷуз ниҳоли дӯст.
Ташриф доду рафт, надонам зи бехудӣ,
К-ин дӯст буд дар назарам ё хаёли дӯст.
Ҳушам намонду ақл намонду сухан бибаст,
Муқбил касе, ки маҳв шавад дар камоли дӯст.
Саъдӣ ҳиҷоб нест, ту оина пок дор,
Зангорхурда чун бинамояд ҷамоли дӯст?

98

Гуфтам, магар ба хоб бибинам хаёли дӯст,
Инак, алассабоҳ[2] назар бар ҷамоли дӯст.
Мардум ҳилоли ид бидиданду пеши мо
Ид асту онак[3], абруи ҳамчун ҳилоли дӯст.
Моро дигар ба сарви баланд илтифот нест
Аз дӯстии қомати боэътидоли дӯст.
З-он бехудам, ки ошиқи содиқ набошадаш
Парвои нафси хештан аз иштиғоли дӯст.
Эй хоб, гирди дидаи Саъдӣ дигар магард,
Ё дида ҷои хоб бувад, ё хаёли дӯст.

99

Субҳ механдаду ман гирякунон аз ғами дӯст,
Эй дами субҳ, чӣ дорӣ хабар аз мақдами дӯст?
Бар худам гиря ҳамеояду бар хандаи ту,
То табассум чӣ кунӣ бехабар аз мабсими[4] дӯст?
Эй насими саҳар, аз ман ба дилором бигӯй,
Ки касе ҷуз ту надонам, ки бувад маҳрами дӯст.
Гӯ, ками ёр барои дили ағёр магир,
Душман ин нек пасандад, ки ту гирӣ ками дӯст.

---

[1] Бегонагон.
[2] Бомдодон.
[3] Акнун он ҷост.
[4] Табассум, лабханд.

Ту, ки бо ҷониби хасмат ба иродат назар аст,
Беҳ, ки зоеъ нагузорӣ тарафи муъзами дӯст.
Ман на онам, ки адӯ гуфт, ту худ донӣ нек,
Ки надорад дили душман хабар аз олами дӯст.
Не, не, эй бод, марав, ҳоли мани хаста магӯй,
То ғуборе нанишинад ба дили хуррами дӯст.
Ҳар касеро ғами хеш асту дили Саъдиро
Ҳама вақте ғами он, то чӣ кунад бо ғами дӯст.

100

Ин мутриб аз куҷост, ки баргуфт номи дӯст,
То ҷону ҷома базл[1] кунам бар паёми дӯст?
Дил зинда мешавад ба умеди вафои ёр,
Ҷон рақс мекунад ба самоъи каломи дӯст.
То нафхи сур[2] бознаёяд ба хештан,
Ҳар к-уфтод масти муҳаббат зи ҷоми дӯст.
Ман, баъд аз ин агар ба диёре сафар кунам,
Ҳеч армағоние набарам, ҷуз паёми дӯст.
Ранҷури ишқ беҳ нашавад, ҷуз ба бӯи ёр,
В-ар рафтанист, ҷон надиҳад, ҷуз ба номи дӯст.
Вақте амири мамлакати хеш будаме,
Акнун ба ихтиёру иродат ғуломи дӯст.
Гар дӯстро ба дигаре аз ман фароғат аст,
Ман дигаре надорам қоиммақоми дӯст.
Болои боми дӯст чу натвон ниҳод пой,
Ҳам чора он, ки сар биниҳӣ зери боми дӯст.
Дарвешро кӣ ном барад пеши подшоҳ?
Ҳайҳот аз ифтиқори ману иҳтишоми дӯст!
Гар коми дӯст куштани Саъдист, бок нест,
Инам ҳаёт бас, ки бимирам ба коми дӯст.

101

Эй пайки пайхуҷаста, ки дорӣ нишони дӯст,
Бо мо магӯ ба ҷуз сухани дилситони дӯст.

[1] Бахшиши чизе.
[2] Дамидани Исрофил дар қиёмат барои зинда кардани мурдагон.

Ҳол аз даҳони дӯст шунидан чӣ хуш бувад,
Ё аз даҳони он ки шунид аз даҳони дӯст.
Эй ёри ошно, алами корвон куҷост,
То сар ниҳем бар қадами сорбони дӯст?
Гар зар фидои дӯст кунанд аҳли рӯзгор,
Мо сар фидои пои рисолатрасони[1] дӯст.
Дардову ҳасрато, ки инонам зи даст рафт,
Дастам намерасад, ки бигирам инони дӯст.
Ранҷури ишқи дӯст чунонам, ки ҳар кӣ дид,
Раҳмат кунад магар дили номеҳрбони дӯст.
Гар дӯст бандаро бикушад ё бипарварад,
Таслим аз они бандаву фармон аз они дӯст.
Гар остини дӯст бияфтад ба дасти ман,
Чандон ки зиндаам, сари ман в-остони дӯст.
Бе ҳасрат аз ҷаҳон наравад ҳеч кас бадар,
Илло шаҳиди ишқ ба тир аз камони дӯст.
Баъд аз ту ҳеч дар дили Саъдӣ гузар накард,
В-он кист дар ҷаҳон, ки бигирад макони дӯст?!

102

То дастҳо камар накунӣ бар миёни дӯст,
Бӯсе ба коми дил надиҳӣ бар даҳони дӯст.
Донӣ, ҳаёти куштаи шамшери ишқ чист?
Себе газидан аз рухи чун бӯстони дӯст.
Бар моҷарои Хусраву Ширин қалам кашид,
Шӯре ки дар миёни ман асту миёни дӯст.
Хасме ки тири кофираш андар ғазо[2] накушт,
Хунаш бирехт абруи ҳамчун камони дӯст.
Дил рафту дида хун шуду ҷони заъиф монд,
В-он ҳам барои он ки кунам ҷон фидои дӯст.
Рӯзе ба пои маркаби тозӣ[3] дарафтамаш,
Гар кибру ноз бознапечад инони дӯст.
Ҳайҳот коми ман, ки бароят ба ин талаб,

[1] Паёмовар, номарасон.
[2] Ҷанг, набард.
[3] Тозон, тозанда.

Ин бас, ки номи ман биравад бар забони дӯст.

Чун ҷон супурданист, ба ҳар сурате, ки ҳаст,
Дар кӯи ишқ хуштару бар остони дӯст.
Бо хештан ҳамебарам ин шавқ то ба хок,
В-аз хок сар барораму пурсам нишони дӯст.
Фарёди мардумон ҳама аз дасти душман аст,
Фарёди Саъдӣ аз дили номеҳрбони дӯст.

103

Зи ҳад гузашт ҷудоӣ миёни мо, эй дӯст,
Биё, биё, ки ғуломи туам, биё, эй дӯст,
Агар ҷаҳон ҳама душман шавад, зи домани ту
Ба теғи марг шавад дасти ман раҳо, эй дӯст.
Сарам фидои қафои маломат аст, чӣ бок,
Гарам бувад сухани душман аз қафо, эй дӯст?
Ба ноз агар бихиромӣ, ҷаҳон хароб кунӣ,
Ба хуни хаста агар ташнаӣ, ҳало, эй дӯст!
Чунон ба доғи ту бошам, ки гар аҷал бирасад,
Ба шаръам аз ту ситонанд хунбаҳо, эй дӯст.
Вафои аҳд нигаҳ дору аз ҷафо бигузар,
Ба ҳаққи он ки наям ёри бевафо, эй дӯст.
Ҳазор сол пас аз марги ман чу боз оӣ,
Зи хок наъра барорам, ки марҳабо[1], эй дӯст.
Ғами ту даст бароварду хуни чашмам рехт,
Макун, ки даст барорам ба раббано[2], эй дӯст.
Агар ба хурдани хун омадӣ, ҳало, бархез,
В-агар ба бурдани дил омадӣ, биё, эй дӯст.
Бисоз бо мани ранҷури нотавон, эй ёр,
Бибахш бар мани мискини бенаво, эй дӯст.
Ҳадиси Саъдӣ агар нашнавӣ, чӣ чора кунад?
Ба душманон натавон гуфт моҷаро, эй дӯст.

[1] Офарин, хуш омадӣ.
[2] Парвардгоро.

104

Маро ту ғояти мақсудӣ аз ҷаҳон, эй дӯст,
Ҳазор ҷони азизат фидои ҷон, эй дӯст!
Чунон ба доми ту улфат гирифт мурғи дилам,
Ки ёд менакунад аҳди ошён, эй дӯст.
Гарам ту дар накушоӣ, куҷо тавонам рафт?
Ба ростон, ки бимирам бар остон, эй дӯст.
Диле шикаставу ҷоне ниҳода бар кафи даст,
Бигӯ «биёр», ки гӯям «бигир», ҳон, эй дӯст.
Танам бипӯсаду хокам ба бод реза шавад,
Ҳанӯз меҳри ту бошад дар устухон, эй дӯст.
Ҷафо макун, ки бузургон ба хурдае зи раҳӣ[1]
Чунин сабук нанишинанду саргарон, эй дӯст.
Ба лутф агар бихурӣ хуни ман, раво бошад,
Ба қаҳрам аз назари хештан марон, эй дӯст.
Муносиби лаби лаълат ҳадис боястӣ,
Ҷавоби талх бадеъ аст аз он даҳон, эй дӯст.
Маро ризои ту бояд, на зиндагонии хеш,
Агар муроди ту қатл аст, вораҳон, эй дӯст!
Кӣ гуфт, Саъдӣ аз осеби ишқ бигрезад?
Ба дӯстӣ, ки ғалат мебарад гумон, эй дӯст,
Ки гар ба ҷон расад аз дасти душманонам кор,
Зи дӯстӣ накунам тавба ҳамчунон, эй дӯст.

105

Оби ҳаёти ман аст хоки сари кӯи дӯст,
Гар ду ҷаҳон хуррамист, мову ғами рӯи дӯст.
Валвала дар шаҳр нест, ҷуз шикани зулфи ёр,
Фитна дар офоқ нест, ҷуз хами абрӯи дӯст.
Доруи муштоқ чист? Заҳр зи дасти нигор,
Марҳами ушшоқ чист? Захм зи бозуи дӯст.
Дӯст ба ҳиндуи[2] худ гар бипазирад маро,
Гӯши ману то ба ҳашр[3] ҳалқаи ҳиндуи дӯст.

---

[1] Банда, ғулом.
[2] Ғуломӣ, чокарӣ.
[3] Рӯзи растахез.

Гар мутафарриқ шавад хоки ман андар ҷаҳон,
Бод наёрад рабуд гарди ман аз кӯи дӯст.
Гар шаби ҳиҷрон маро тохтан орад аҷал,
Рӯзи қиёмат занам хайма ба паҳлӯи дӯст.
Ҳар ғазалам номаест, сурати ҳоле[1] дар ӯ,
Нома навиштан чӣ суд, чун нарасад сӯи дӯст?
Лоф мазан, Саъдиё, шеъри ту худ сеҳр гир,
Сеҳр нахоҳад харид ғамзаи ҷодуи дӯст.

106

Шодӣ ба рӯзгори гадоёни кӯи дӯст,
Бар хоки раҳ нишаста ба уммеди рӯи дӯст.
Гуфтам, ба гӯшае бинишинам, вале дилам
Наншинад аз кашидани хотир ба сӯи дӯст.
Сабрам зи рӯи дӯст муяссар намешавад,
Донӣ, тариқ чист? Таҳаммул зи хӯи дӯст.
Ночор ҳар кӣ дил ба ғами рӯи дӯст дод,
Кораш ба ҳам баромада бошад чу мӯи дӯст.
Хотир ба боғ меравадам рӯзи навбаҳор,
То бо дарахти гул бинишинам ба бӯи дӯст.
Фардо, ки хоки мурда ба ҳашр одамӣ кунанд,
Эй бод, хоки ман маталаб ҷуз ба кӯи дӯст.
Саъдӣ чароғ менакунад[2] дар шаби фироқ,
Тарсад, ки дида боз кунад ҷуз ба рӯи дӯст.

107

Субҳдам боде ба саҳро бурд бод аз кӯи дӯст,
Бӯстон дар анбари соро[3] гирифт аз бӯи дӯст.
Дӯст гар бо мо бисозад, давлате бошад азим,
В-ар насозад, мебибояд сохтан бо хӯи дӯст.
Гар қабулам мекунад, мамлуки[4] худ мепарварад,
В-ар биронад, панҷа натвон кард бо бозуи дӯст.

[1] Шарҳи ҳолу аҳвол.
[2] Намеафрӯзад, равшан намекунад.
[3] Анбари холис.
[4] Банда, ғулом.

Ҳар киро хотир ба рӯи дӯст рағбат мекунад,
Бас парешонӣ бибояд бурданаш чун мӯи дӯст.
Дигаронро ид агар фардост, моро ин дам аст,
Рӯзадорон моҳи нав бинанаду мо абрӯи дӯст.
Ҳар касе бехештан ҷавлони ишқе мекунад,
То ба чавгони кӣ дархоҳад фитодан гӯи дӯст.
Душманамро бад намехоҳам, ки он бадбахтро
Ин уқубат бас, ки бинад дӯст ҳамзонуи дӯст.
Ҳар касеро дил ба саҳроею боғе меравад,
Ҳар кас аз сӯе бадар рафтанду ошиқ сӯи дӯст.
Кош боре, боғу бустонро ки таҳсин мекунанд,
Булбуле будӣ чу Саъдӣ ё гуле чун рӯи дӯст.

108

Маро худ бо ту чизе дар миён ҳаст,
В-агарна, рӯи зебо дар ҷаҳон ҳаст.
Вуҷуде дорам, аз меҳрат гудозон,
Вуҷудам рафту меҳрат ҳамчунон ҳаст.
Мабар зан[1], к-аз сарам савдои ишқат
Равад, то бар заминам устухон ҳаст.
Агар пешам нишинӣ, дил нишонӣ,
В-агар ғоиб шавӣ, дар дил нишон ҳаст.
Ба гуфтан рост н-ояд шарҳи ҳуснат,
Валекин гуфт хоҳам, то забон ҳаст.
Надонам, қомат аст он ё қиёмат,
Кӣ мегӯяд, чунин сарви равон ҳаст?
Тавон гуфтан ба маҳ монӣ, вале моҳ
Напиндорам, чунин шириндаҳон ҳаст.
Ба ҷуз пешат нахоҳам сар ниҳодан,
Агар болин набошад, остон ҳаст.
Бирав, Саъдӣ, ки кӯи васли ҷонон
На бозорест, к-он ҷо қадри ҷон ҳаст.

[1] Гумон.

109

Биё, биё, ки маро бо ту моҷарое ҳаст,
Бигӯй, агар гунаҳе рафту гар хатое ҳаст.
Раво бувад, ки чунин беҳисоб дил бибарӣ?
Макун, ки мазлимаи[1] халқро ҷазое ҳаст.
Тавонгаронро айбе набошад, ар вақте
Назар кунанд, ки дар кӯи мо гадое ҳаст.
Ба коми душману бегона рафт чандин рӯз,
Зи дӯстон нашунидам, ки ошное ҳаст.
Касе намонд, ки бар дарди ман бибахшояд,
Касе нагуфт, ки берун аз ин давое ҳаст.
Ҳазор навбат агар хотирам бишӯронӣ,
Аз ин тараф ки манам, ҳамчунон сафое ҳаст.
Ба дуди оташи мохулиё[2] димоғ бисӯхт,
Ҳанӯз ҷаҳли мусаввар, ки кимиёе ҳаст.
Ба коми дил нарасидему ҷон ба ҳалқ расид,
В-агар ба ком расад, ҳамчунон раҷое ҳаст.
Ба ҷони дӯст, ки дар эътиқоди Саъдӣ нест,
Ки дар ҷаҳон ба ҷуз аз кӯи дӯст ҷое ҳаст.

110

Ҳар чӣ дар рӯи ту гӯянд ба зебоӣ, ҳаст,
В-он чи дар чашми ту аз шӯхию раъноӣ, ҳаст.
Сарвҳо дидам дар боғу тааммул кардам,
Қомате нест, ки чун ту ба дилороӣ ҳаст.
Эй ки монанди ту булбул ба сухандонӣ нест,
Натавон гуфт, ки тӯтӣ ба шакархоӣ[3] ҳаст.
На туро аз мани мискин, на гули хандонро
Хабар аз машғалаи булбули савдоӣ ҳаст.
Рост гуфтӣ, ки фараҷ ёбӣ, агар сабр кунӣ,
Сабр нек аст, касеро ки тавоноӣ ҳаст.

[1] Зулму ситаме, ки бар касе раво доранд, додхоҳӣ.
[2] Фикри беҳуда, хаёли хом, навъе ҷунун.
[3] Шакаршиканӣ.

Ҳаргиз аз дӯст шунидӣ, ки касе бишкебад?
Дӯстӣ нест дар он дил, ки шикебоӣ ҳаст.
Хабар аз ишқ набудасту набошад ҳама умр,
Ҳар кӣ ӯро хабар аз шунъату расвоӣ ҳаст.
Он на танҳост, ки бо ёди ту унсе дорад,
То нагӯӣ, ки маро тоқати танҳоӣ ҳаст.
Ҳамаро дида ба рӯят нигарон аст, валек
Ҳама касро натавон гуфт, ки биноӣ ҳаст.
Гуфта будӣ, ҳама зарқанду фиребанду фусӯс,
Саъдӣ он нест, вале чун ту бифармоӣ, ҳаст.

111

Машнав, эй дӯст, ки ғайр аз ту маро ёре ҳаст,
Ё шабу рӯз ба ҷуз фикри туам коре ҳаст.
Ба каманди сари зулфат на ман афтодаму бас,
Ки ба ҳар ҳалқаи мӯет гирифторе ҳаст.
Гар бигӯям, ки маро бо ту сару коре нест,
Дару девор гувоҳӣ бидиҳад: коре ҳаст!
Ҳар кӣ айбам кунад аз ишқу маломат гӯяд,
То надидаст туро, бар манаш инкоре ҳаст.
Сабр бар ҷаври рақибат, чӣ кунам, гар накунам?
Ҳама донанд, ки дар суҳбати гул хоре ҳаст.
На мани хомтамаъ ишқи ту меварзаму бас,
Ки чу ман сӯхта дар хайли[1] ту бисёре ҳаст.
Бод хоке зи мақоми ту биёварду бибурд
Оби ҳар тиб[2], ки дар таблаи атторе ҳаст.
Ман чӣ дар пои ту резам, ки писанди ту бувад?
Ҷону сарро натавон гуфт, ки миқдоре ҳаст.
Ман аз ин далқи мураққаъ[3] бадар оям рӯзе,
То ҳама халқ бидонанд, ки зунноре[4] ҳаст.
Ҳамаро ҳаст, ҳамин доғи муҳаббат ки мârост,
Ки на мастам ману дар даври ту ҳушёре ҳаст.

[1] Дӯстдорон, пайравон.
[2] Бӯи хуш.
[3] Ҷомаи васладор.
[4] Камарбанде, ки масеҳиён бар камар мебастанд.

Ишқи Саъдӣ на ҳадисест, ки пинҳон монад,
Достонест, ки дар ҳар сари бозоре ҳаст.

112

Зиҳӣ рафиқ, ки бо чун ту сарвболоест,
Ки аз Худой бар ӯ неъматею олоест[1].
Ҳар он ки бо ту даме ёфтаст дар ҳама умр,
Наёфтаст, агараш баъд аз он таманноест.
Ҳар он ки рои ту маълум карду дигар бор
Барои худ нафасе мезанад, на бас роест.
На ошиқ аст, ки ҳар соаташ назар ба касе,
На ориф аст, ки ҳар рӯз хотираш ҷоест.
Марову ёди ту бигзору кунҷи танҳоӣ,
Ки ҳар кӣ бо ту ба хилват бувад, на танҳоест.
Ба ихтиёр шикебоӣ аз ту натвон бурд,
Ба изтирор тавон буд, агар шикебоест.
Назар ба рӯи ту ҳар бомдод наврӯзест,
Шаби фироқи ту ҳар шаб ки ҳаст, ялдоест.
Халос бахш, Худоё, ҳама асиронро,
Магар касе, ки асири каманди зебоест.
Ҳаким бин, ки баровард сар ба шайдоӣ,
Ҳакимро ки дил аз даст рафт, шайдоест.
Валек узр тавон гуфт пои Саъдиро,
Дар ин лаҷам[2] чу фурӯ шуд, на аввалин поест.

113

Маро аз он чӣ, ки беруни шаҳр саҳроест?
Қарини дӯст ба ҳар ҷо ки ҳаст, хуш ҷоест.
Касе ки рӯи ту дидаст, аз ӯ аҷаб дорам,
Ки боз дар ҳама умраш сари тамошоест.
Умеди васл мадору хаёли дӯст мабанд,
Гарат ба хештан аз зикри дӯст парвоест.
Чу бар вилояти дил даст ёфт лашкари ишқ,
Ба даст бош, ки ҳар бомдод яғмоест.

---

[1] Некиҳо, неъматҳо.
[2] Гилу лой, лаҷан.

Ба бӯи зулфи ту бо бод айшҳо дорам,
Агарчи айб кунандам, ки бодпаймоест.
Фароғи суҳбати девонагон куҷо бошад,
Туро ки ҳар хами мӯе каманди доноест?!
Зи дасти ишқи ту ҳар ҷо ки меравам, дасте
Ниҳода бар сару хоре шикаста дар поест.
Ҳазор сарв ба маънӣ ба қоматат нарасад,
В-агарчи сарв ба сурат баландболоест.
Туро кӣ гуфт, ки ҳалво диҳам ба дасти рақиб?
Ба дасти хештанам заҳр деҳ, ки ҳалвоест.
На хос дар сари ман ишқ дар ҷаҳон омад,
Ки ҳар саре ки ту бинӣ, раҳини савдоест.
Туро маломати Саъдӣ ҳалол кай бошад,
Ки бар канорию ӯ дар миёни дарёест.

114

Дардест дарди ишқ, ки ҳечаш табиб нест,
Гар дардманди ишқ бинолад, ғариб нест.
Донанд оқилон, ки маҷонини ишқро
Парвои қавли носиҳу панди адиб нест.
Ҳар к-ӯ шароби ишқ нахурдасту дурди дард,
Он аст, к-аз ҳаёти ҷаҳонаш насиб нест.
Дар мушку уду анбару амсоли таййибот[1]
Хуштар зи бӯи дӯст дигар ҳеч тиб нест.
Сайд аз каманд агар биҷаҳад, булъаҷаб бувад,
В-арна, чу дар каманд бимирад, аҷиб нест.
Гар дӯст воқиф аст, ки бар ман чӣ меравад,
Бок аз ҷафои душману ҷаври рақиб нест.
Бигрист чашми душмани ман бар ҳадиси ман,
Фазл аз ғариб ҳасту вафо дар қариб[2] нест.
Аз ханда гул чунон ба қафо уфтода боз,
К-ӯро хабар зи машғалаи андалеб нест.
Саъдӣ, зи дасти дӯст шикоят куҷо барӣ?
Ҳам сабр бар ҳабиб, ки сабр аз ҳабиб нест.

[1] Маводи покизаву хушбӯ.
[2] Ошно, наздик.

115

Кист он, к-иш[1] сари пайванди ту дар хотир нест,
Ё назар бо ту надорад, магараш нозир нест?
На ҳалол аст, ки дидори ту бинад ҳар кас,
Ки ҳаром аст бар он, к-иш назаре тоҳир нест.
Ҳама касро магар ин завқ набошад, ки маро,
К-он чи ман менигарам, бар дигаре зоҳир нест.
Ҳар шабе рӯзею ҳар рӯз заволе дорад,
Шаби васли ману маъшуқи маро охир нест.
Ҳар кӣ бо ғамзаи хубон сару коре дорад,
Сустмеҳр аст, ки бар доғи ҷафо собир нест.
Ҳар кӣ сарпанҷаи махзуби ту бинад, гӯяд:
Гар бар ин даст касе кушта шавад, нодир нест.
Сари мӯем назар кун, ки ман андар тани хеш
Як сари мӯй надонам, ки туро зокир нест.
Ҳама донанд, ки савдозадаи дилшударо
Чора сабр аст, валекин чӣ кунад? Қодир нест.
Гуфта будам: Ғами дил бо ту бигӯям чанде,
Ба забон чанд бигӯям, ки дилам ҳозир нест?
Гар ман аз чашми ҳама халқ бияфтам, саҳл аст,
Ту мапиндор, ки махзули[2] туро носир[3] нест.
Илтифот аз ҳама олам ба ту дорад Саъдӣ,
Ҳиммате, к-он ба ту масруф бувад, қосир[4] нест.

116

Гар сабри дил аз ту ҳасту гар нест,
Ҳам сабр, ки чораи дигар нест.
Эй хоҷа, ба кӯи дилситонон
Зинҳор марав, ки раҳ ба дар нест.
Донанд ҷаҳониён, ки дар ишқ
Андешаи ақл муътабар нест.

---

[1] Кӣ ҷамъи аш, ки ӯро.
[2] Хоркардашуда, забунгардида.
[3] Ёру ёвар.
[4] Кӯтоҳ, ночиз.

Гӯянд, ба ҷонибе дигар рав,
В-аз ҷониби ӯ азизтар нест.
Гирди ҳама бӯстон бигаштам,
Бар ҳеч дарахт аз ин самар нест.
Ман дархури ту чӣ туҳфа орам?
Ҷон асту баҳои як назар нест.
Донӣ, кӣ хабар зи ишқ дорад?
Он, к-аз ҳама оламаш хабар нест.
Саъдӣ, чу умеди васл боқист,
Андешаи ҷону бими сар нест.
Парвона зи ишқ бар хатар буд,
Акнун ки бисӯхташ, хатар нест.

117

Эй ки гуфтӣ, ҳеч мушкил чун фироқи ёр нест,
Гар умеди васл бошад, ҳамчунон душвор нест.
Халқро бедор бояд буд аз оби чашми ман,
В-ин аҷаб, к-он вақт мегӯям, ки кас бедор нест.
Нӯки мижгонам ба сурхӣ бар баёзи[1] рӯи зард
Қиссаи дил менависад, ҳоҷати гуфтор нест.
Бедилонро айб кардам, лоҷарам[2] бедил шудам,
Он гунаҳро ин уқубат ҳамчунон бисёр нест.
Эй насими субҳ, агар боз иттифоқе афтадат,
Офарин гӯй бар он ҳазрат, ки моро бор нест.
Борҳо рӯй аз парешонӣ ба девор оварам,
В-ар ғами дил бо касе гӯям, беҳ аз девор нест.
Мо забон андаркашидем аз ҳадиси халқу рӯй,
Гар ҳадисе ҳаст, бо ёр аст, бо ағёр нест.
Қодирӣ, бар ҳар чӣ мехоҳӣ, магар озори ман,
З-он ки гар шамшер бар фарқам ниҳӣ, озор нест.
Эҳтимоли[3] неш кардан воҷиб аст аз баҳри нӯш,
Ҳамли кӯҳи Бесутун бар ёди Ширин бор нест.

[1] Дафтари сафед ва нонавишта, сафедии рӯй.
[2] Баночор, ногузир.
[3] Таҳаммул.

Сарвро монӣ, валекин сарвро рафтор на,
Моҳро монӣ, валекин моҳро гуфтор нест.
Гар дилам дар ишқи ту девона шуд, айбаш макун,
Бадр[1] бенуқсону зар беайбу гул бехор нест.
Лавҳашаллоҳ аз қаду болои он сарви саҳӣ,
3-он ки ҳамтояш ба зери гунбади даввор нест.
Дӯстон гӯянд: Саъдӣ, хайма бар гулзор зан!
Ман гулеро дӯст медорам, ки дар гулзор нест.

118

Ҷон надорад, ҳар кӣ ҷононеш нест,
Тангъайш аст, он ки бустонеш нест.
Ҳар киро сурат набандад сирри ишқ,
Сурате дорад, вале ҷонеш нест.
Гар диле дорӣ, ба дилбанде бидеҳ,
Зоеъ он кишвар, ки султонеш нест.
Комрон он дил, ки маҳбубеш ҳаст,
Некбахт он сар, ки сомонеш нест.
Чашми нобино замину осмон
3-он намебинад, ки инсонеш[2] нест.
Орифон дарвеши соҳибдардро
Подшо хонанд, гар нонеш нест.
Моҷарои ақл пурсидам зи ишқ,
Гуфт: Маъзул асту фармонеш нест.
Дарди ишқ аз тандурустӣ хуштар аст,
Гарчи беш аз сабр дармонеш нест.
Ҳар киро бо моҳрӯе сар хуш аст,
Давлате дорад, ки поёнеш нест.
Хона зиндон асту танҳоӣ залол[3],
Ҳар кӣ чун Саъдӣ гулистонеш нест.

---

[1] Моҳи тамом, моҳи шаби чаҳордаҳ.
[2] Мардумак, инсонулайн.
[3] Гумроҳӣ.

119

Ҳар чӣ хоҳӣ, кун, ки моро бо ту рӯи ҷанг нест,
Панҷа бо зӯроварон андохтан фарҳанг нест.
Дар кӣ хоҳам бастан он дил, к-аз висолат барка-
нам?
Чун ту дар олам набошад, в-арна, олам танг нест.
Шоҳиди моро на ҳар чашме чунон бинад, ки ҳаст,
Сунъро[1] оинае бояд, ки бар вай занг нест.
Бо замоне дигар андоз, эй ки пандам медиҳӣ,
К-ин замонам гӯш бар чанг асту дил дар чанг нест.
Гар туро коме барояд дер-зуд аз васли ёр,
Баъд аз он номат ба расвоӣ барояд, нанг нест.
Сустпаймоно, чаро кардӣ хилофи ақлу рой
Сулҳ бо душман, агар бо дӯстонат ҷанг нест?
Гар туро оҳанги васли мо набошад, гӯ, мабош,
Дӯстонро ҷуз ба дидори ту ҳеч оҳанг нест.
В-ар ба санг аз суҳбати хешам биронӣ, оқибат
Худ дилат бар ман бибахшояд, ки, охир, санг нест.
Саъдиё, номат ба риндӣ дар ҷаҳон афсона шуд,
Аз чӣ метарсӣ, дигар баъд аз сиёҳӣ ранг нест!

120

Хабарат ҳаст, ки бе рӯи ту оромам нест,
Тоқати бори фироқ ин ҳама айёмам нест?!
Холӣ аз зикри ту узве, чӣ ҳикоят бошад?
Сари мӯе ба ғалат дар ҳама андомам нест.
Майли он донаи холам назаре беш набуд,
Чун бидидам раҳи берун шудан аз домам нест.
Шаб бар онам, ки магар рӯз нахоҳад будан,
Бомдодат ки набинам, тамаъи шомам нест.
Чашм аз он рӯз ки бар кардаму рӯят дидам,
Ба ҳамин дида сари дидани ақвомам нест.
Нозанино, макун он ҷавр, ки кофир накунад,

---

[1] Офариниш.

В-ар ҷуҳуде кунад ин, баҳра зи исломам нест.

Гӯ, ҳама шаҳр ба ҷангам бадар оянду хилоф,
Ман ки дар хилвати хосам, хабар аз омам нест.
На ба зарқ[1] омадаам, то ба маломат биравам,
Бандагӣ лозим, агар иззату икромам нест.
Ба Худову ба саропои ту, к-аз дӯстият
Хабар аз душману андеша зи дашномам нест.
Дӯстат дорам, агар лутф кунӣ ё накунӣ,
Ба ду чашми ту[2], ки чашм аз ту ба инъомам нест.
Саъдиё, номутаносиб ҳаявоне бошад,
Ҳар кӣ гӯяд, ки дилам ҳасту дилоромам нест.

121

Бо фироқат чанд созам? Барги танҳоим нест,
Дастгоҳи сабру поёби[3] шикебоим нест.
Тарсам, аз танҳоӣ аҳволам ба расвоӣ кашад,
Тарси танҳоист, в-арна, бими расвоим нест.
Марди густохе[4] наям, то ҷон дар оғӯшат кунам,
Бӯса бар поят диҳам, чун дастболоим нест.
Бар гулат ошуфтаам, бигзор, то дар боғи васл
Зоғбонге мекунам, чун булбуловоим нест.
То мусаввар гашт[5] дар чашмам хаёли рӯи дӯст,
Чашми худбинӣ надорам, рӯи худроим нест.
Дарди дурӣ мекашам, гарчи хароб афтодаам,
Бори ҷаврат мебарам, гарчи тавоноим нест.
Табъи ту сер омад аз ман, ҷои дигар дил ниҳод,
Ман киро ҷӯям, ки чун ту табъи ҳарҷоим нест?
Саъдии оташзабонам, дар ғамат сӯзон чу шамъ,
Бо ҳама оташзабонӣ дар ту гироим нест.

---

[1] Риё, найранг.
[2] Савганд ба чашмони ту.
[3] Тобу тавон.
[4] Бебок, бепарво.
[5] Нақш баст.

## 122

Дар ман ин аст, ки сабрам зи накӯрӯён нест,
Зарқ нафрӯшаму зуҳде нанамоям, к-он нест.
Эй ки манзур бибинию тааммул накунӣ,
Гар туро қуввати ин ҳаст, маро имкон нест.
Тарки хубони Хито[1] айни савоб аст, валек
Чӣ кунад банда, ки бар нафси худаш фармон нест?
Ман дигар майл ба саҳрову тамошо накунам,
Ки гуле ҳамчу рухи ту ба ҳама бустон нест.
Эй парирӯи малаксурати зебосират,
Ҳар кӣ бо мисли ту унсаш набувад, инсон нест.
Чашм бар карда[2] басе халқ, ки нобиноянд,
Масали сурати девор, ки дар вай ҷон нест.
Дарди дил бо ту ҳамон беҳ, ки нагӯяд дарвеш,
Эй бародар, ки туро дарди диле пинҳон нест.
Он ки ман дар қалами қудрати ӯ ҳайронам,
Ҳеч махлуқ надонам, ки дар ӯ ҳайрон нест.
Саъдиё, умри гаронмоя ба поён омад,
Ҳамчунон қиссаи савдои туро поён нест.

## 123

Дар ман ин ҳаст, ки сабрам зи накӯрӯён нест,
Аз гулу лола гузир асту зи гулрӯён нест.
Дили гумкарда дар ин шаҳр на ман меҷӯям,
Ҳеч кас нест, ки матлуби маро ҷӯён нест.
Он паризодаи маҳпора, ки дилбанди ман аст,
Кас надонам, ки ба ҷон дар талабаш пӯён нест.
Сорбоно, хабар аз дӯст биёвар, ки маро
Хабар аз душману андешаи бадгӯён нест.
Мард бояд ки ҷафо бинаду миннат дорад,
На бинолад, ки маро тоқати бадхӯён нест.
Айби Саъдӣ макун, эй хоҷа, агар одамӣ,

---

[1] Номи шаҳре дар Туркистон, ки мардуми он ба зебоӣ шуҳрат доранд.
[2] Кушодаанд.

К-одамӣ нест, ки майлаш ба парирӯён нест.

124

Рӯзи васлам қарори дидан нест,
Шаби ҳиҷронам орамидан нест.
Тоқати сар буриданам бошад,
В-аз ҳабибам сари буридан нест.
Мутриб аз дасти ман ба ҷон омад,
Ки маро тоқати шунидан нест.
Дасти бечора чун ба ҷон нарасад,
Чора ҷуз пираҳан даридан нест.
Мо худ афтодагони мискинем,
Ҳоҷати дом густаридан нест.
Даст дар хуни ошиқон дорӣ,
Ҳоҷати теғ баркашидан нест.
Бо худовандгоре афтодам,
К-иш сари банда парваридан нест.
Гуфтам: Эй бӯстони рӯҳонӣ,
Дидани мева чун газидан нест.
Гуфт: Саъдӣ, хаёли хира мабанд,
Себи симин барои чидан нест.

125

Кас надонам, ки дар ин шаҳр гирифтори ту нест,
Ҳеч бозор чунин гарм ки бозори ту, нест.
Сарв зебову ба зебоии болои ту на,
Шаҳд ширину ба ширинии гуфтори ту нест.
Худ кӣ бошад, ки туро бинаду ошиқ нашавад?
Магараш ҳеч набошад, ки харидори ту нест.
Кас надидаст туро як назар андар ҳама умр,
Ки ҳама умр дуогӯю ҳаводори ту нест.
Одамӣ нест, магар колбаде беҷон аст,
Он ки гӯяд, ки маро майл ба дидори ту нест.
Эй ки шамшери ҷафо бар сари мо охтаӣ,
Сулҳ кардем, ки моро сари пайкори ту нест.
Ҷавр талх аст, валекин чӣ кунам, гар набарам?
Чун гурез аз лаби ширини шикарбори ту нест.

Ман саре дораму дар пои ту хоҳам бозид[1],
Хаҷил аз нанги бизоат, ки сазовори ту нест.
Ба ҷамоли ту[2], ки дидор зи ман бозмагир,
Ки маро тоқати нодидани дидори ту нест.
Саъдиё, гар натавонӣ, ки ками худ гирӣ,
Сари худ гир[3], ки соҳибназарӣ кори ту нест.

126

На худ андар замин назири ту нест,
Ки қамар чун рухи мунири ту нест.
Надиҳам дил ба қадду қомати сарв,
Ки чу болои дилпазири ту нест.
Дар ҳама шаҳр, эй камонабрӯ,
Кас надонам, ки сайди тири ту нест.
Дили мардум дигар касе набарад,
Ки диле нест, к-он асири ту нест.
Гар бигирӣ назири ман, чӣ кунам?
Ки маро дар ҷаҳон назири ту нест.
Зоҳир он аст, к-он дили чу ҳадид[4]
Дархури садри[5] чун ҳарири ту нест.
Ҳама олам ба ишқбозӣ рафт
Номи Саъдӣ, ки дар замири ту нест.

127

Дил намондаст, ки гӯи хами чавгони ту нест,
Хасмро пои гурез аз сари майдони ту нест.
То сари зулфи парешони ту дар ҷамъ омад,
Ҳеч маҷмӯъ надонам, ки парешони ту нест.
Дар ту ҳайронаму авсофи маъонӣ, ки туост,
В-андар он кас, ки басар дораду ҳайрони ту нест.
Он чӣ айб аст, ки дар сурати зебои ту ҳаст?
В-он чӣ сеҳр аст, ки дар ғамзаи фаттони ту нест?

---

[1] Хоҳам бохт.
[2] Савганд ба чеҳраи зебоят.
[3] Ба роҳи худат бирав, ба кори худ бош.
[4] Оҳан.
[5] Сина.

Оби ҳайвон натавон гуфт, ки дар олам ҳаст,
Гар чунон аст, ки дар чоҳи занахдони ту нест.
Аз Худо омадаӣ ояти раҳмат бари халқ,
В-он кадом ояти лутф аст, ки дар шони ту нест?
Гар туро ҳаст шикеб аз ману имкони фароғ,
Ба висолат, ки маро тоқати ҳиҷрони ту нест.
Ту куҷо нолӣ аз ин хор, ки дар пои ман аст?
Ё чӣ ғам дорӣ аз ин дард, ки бар ҷони ту нест?
Дарде аз ҳасрати дидори дидори ту дорам, ки табиб
Оҷиз омад, ки маро чораи дармони ту нест.
Охир, эй каъбаи мақсуд, куҷо афтодӣ,
Ки худ аз ҳеч тараф ҳадди биёбони ту нест?
Гар биронӣ, чӣ кунад банда, ки фармон набарад?
В-ар бихонӣ, аҷаб аз ғояти[1] эҳсони ту нест.
Саъдӣ аз банди ту ҳаргиз бадар ояд? Ҳайҳот,
Балки ҳайф аст бар он кас, ки гирифтори ту нест.

128

Чу турки дилбари ман шоҳиде ба шангӣ[2] нест,
Чу зулфи пуршиканаш ҳалқаи фарангӣ[3] нест.
Даҳонаш арчи набинӣ, магар ба вақти сухан,
Чу нек дарнигарӣ, чун дилам ба тангӣ нест.
Ба теғи ғамзаи хунхор лашкаре бизанӣ,
Бизан, ки бо ту дар ӯ ҳеч марди ҷангӣ нест.
Қавӣ ба чанги ман афтода буд домани васл,
Вале дареғ, ки давлат ба тезчангӣ нест.
Дувум ба лутф надорад, аҷаб, ки чун Саъдӣ
Ғуломи Саъди Абӯбакри Саъди Зангӣ нест.

---

[1] Ниҳоят.
[2] Шӯху ширинҳаракот.
[3] Зиреҳи сохтаи Фаранг.

129

Хусрав он аст, ки дар суҳбати ӯ Ширинест,
Дар биҳишт аст, ки ҳамхобаи ҳурулъинест[1].
Давлат он аст, ки имкони фароғат бошад,
Такя бар болиши бедӯст на бас тамкинест.
Ҳама олам санами Чин ба ҳикоят гӯянд,
Санами мост, ки дар ҳар хами зулфаш чинест.
Рӯй агар боз кунад ҳалқаи симин дар гӯш,
Ҳама гӯянд, ки ин моҳею он Парвинест.
Гар манаш дӯст надорам, ҳама кас дорад дӯст,
То чӣ Висест, ки дар ҳар тарафаш Роминест.
Сари мӯе назар, охир, ба карам бо мо кун,
Эй ки дар ҳар буни мӯет дили мискинест.
Ҷуз ба дидори туам дида намебошад боз,
Гӯӣ аз меҳри ту, бо ҳар кӣ ҷаҳонам, кинест.
Ҳар кӣ моҳи Хутану сарви равонат гӯяд,
Ӯ ҳанӯз аз қаду болои ту суратбинест.
Бандаи хештанам хон, ки ба шоҳӣ бирасам,
Магасеро ки ту парвоз диҳӣ, шоҳинест.
Номи Саъдӣ ҳама ҷо рафт ба шоҳидбозӣ,
В-ин на айб аст, ки дар миллати мо таҳсинест.
Кофиру куфру мусулмону намозу ману ишқ,
Ҳар касеро ки ту бинӣ, ба сари худ динест.

130

Дӯш дур аз рӯят, эй ҷон, ҷонам аз ғам тоб дошт,
Абри чашмам бар рух аз савдои дил селоб дошт.
Дар тафаккур ақли мискин пойбанди ишқ шуд,
Бо парешонӣ дили шӯрида чашми хоб дошт.
Кӯси ғорат зад фироқат гирди шаҳристони дил,
Шаҳнаи ишқат сарои ақл дар табтоб[2] дошт.

---

[1] Зани сияҳчашми биҳиштӣ.
[2]Чавгоне, ки сари он паҳну кафчамонанд аст ва гӯй дар он ниҳанд ва ба ҳаво афкананд, чун ба фуруд омадан расад боз сари табтоб бар ӯ зананд, ҳамчунин нагузоранд, ки бар замин ояд.

Нақши номат карда дил меҳроби тасбеҳи вуҷуд,
То саҳар тасбеҳгӯён рӯй дар меҳроб дошт.
Дидаам меҷусту гуфтандам: Набинӣ рӯи дӯст,
Худ дурафшон буд чашмам, к-андар ӯ симоб дошт.
З-осмон оғози корам сахт ширин менамуд,
Кай гумон бурдам, ки шаҳдолуда заҳри ноб дошт?
Саъдӣ ин раҳ мушкил афтодаст дар дарёи ишқ,
Аввал, охир, дар сабурӣ андаке поёб дошт.

131

Дӯшам он сангдил парешон дошт,
Ёри дилбурда даст бар ҷон дошт.
Дида дур мефишонд дар доман,
Гӯиё остини марҷон дошт.
Андарунам зи ишқ месӯзад,
В-ар нанолидаме, чӣ дармон дошт?
Менапиндоштам, ки рӯз шавад,
То бидидам саҳар, ки поён дошт.
Дари боғи биҳишт бикшуданд,
Бод гӯӣ, калиди ризвон дошт.
Ғунча дидам, ки аз насими сабо
Ҳамчу ман даст дар гиребон дошт,
Ки на танҳо манам рабудаи ишқ,
Ҳар гуле булбуле ғазалхон дошт.
Розам аз парда бармало[1] афтод,
Чанд шояд ба сабр пинҳон дошт?
Саъдиё, тарки ҷон бибояд гуфт,
Ки ба як дил ду дӯст натвон дошт.

[1] Ошкор.

132

Чу абри зулфи ту перомани қамар мегашт,
Зи абри дида канорам ба ашк тар мегашт.
Зи шӯри ишқи ту дар коми ҷони хастаи ман
Ҷавоби талхи ту ширинтар аз шакар мегашт.
Хаи изори[1] ту бар хоки тира меафтод,
Вуҷуди мурда аз он об ҷонвар[2] мегашт.
Агар маро ба зару сим дастрас будӣ,
Зи сими синаи ту кори ман чу зар мегашт.
Дил аз даричаи фикрат ба нафси нотиқа дод
Нишони ҳолати зорам, ки зортар мегашт.
Зи шавқи рӯи ту андар сари қалам савдо
Фитоду чун мани савдозада ба сар мегашт.
Зи хотирам ғазале сӯзнок рӯй намуд,
Ки дар димоғи фароғи[3] ман ин қадар мегашт.

133

Хаёли рӯи туам дӯш дар назар мегашт,
Вуҷуди хастаам аз ишқ бехабар мегашт.
Ҳумои шахси ман аз ошёни шодӣ дур,
Чу мурғи ҳалқбурида ба хок бармегашт.
Дили заъифам аз он кард оҳи хунолуд,
Ки дар миёнаи хунобаи ҷигар мегашт.
Чунон ғирев[4] бароварда будам аз ғами ишқ,
Ки бар мувофиқатам Зуҳра навҳагар мегашт.
Зи оби дидаи ман фарши хок тар мешуд,
Зи бонги нолаи ман гӯши чарх кар мегашт.
Киёс кун, ки диламро чӣ тири ишқ расид,
Ки пеши новаки ҳаҷри ту ҷонсипар мегашт.
Сабур бошу бад-ин рӯз дил манеҳ, Саъдӣ,
Ки рӯзи аввалам ин рӯз дар назар мегашт.

---

[1] Арақи рухсор.
[2] Зинда, ҷонитозаёфта.
[3] Мағзи роҳат ва фориғ аз ғам.
[4] Фарёду нола.

134

Диле кӣ дид, ки перомани хатар мегашт?
Чу шамъ зору чу парвона дар ба дар мегашт.
Ҳазор гуна ғам аз чаппу рост домангир,
Ҳанӯз дар такупӯи ғаме дигар мегашт.
Сараш мудом зи шӯри шароби ишқ хароб,
Чу маст доим аз он гирди шӯру шар мегашт.
Чу бедилон ҳама дар кори ишқ меовехт,
Чу аблаҳон ҳама аз роҳи ақл бармегашт.
Зи бахт бе раҳу оину пову сар мезист,
Зи ишқ бе дилу орому хобу х(в)ар мегашт.
Ҳазор бораш аз ин панд бештар додам,
Ки гирди беҳуда кам гарду бештар мегашт.
Ба ҳар тариқ ки бошад, насиҳаташ макунед,
Ки ӯ ба қавли насиҳаткунон батар[1] мегашт.

135

Онро ки муяссар нашавад сабру қаноат,
Бояд ки бибандад камари хидмату тоат.
Чун даст гирифтӣ, чӣ ғам аз душмани хунхор?
Гӯ, барқи маломат бизану кӯси шаноат[2].
Гар худ ҳама бедод кунад, ҳеч магӯед,
Таъзиби дилором беҳ аз зулли шафоат[3].
Аз ҳар чӣ ту гӯӣ, ба қаноат бишикебам,
Имкони шикеб аз ту муҳол асту қаноат.
Гар нусхаи рӯи ту ба бозор бароранд,
Наққош бибандад дари дуккони саноат.
Ҷон бар кафи даст омада, то рӯи ту бинад,
Худ шарм намеоядаш аз нанги бизоат.
Дарёб даме суҳбати ёре, ки дигар бор
Чун рафт, наёяд ба каманд он даму соат.

---

[1] Мухаффафи бадтар.
[2] Зиштӣ.
[3] Дар азоби дилдор афтодан беҳтар аст аз хории хоҳиш.

Инсоф набошад, ки мани хастаи ранҷур
Парвонаи ӯ бошаму ӯ шамъи ҷамоат.
Лекин чӣ тавон кард, ки қувват натавон кард
Бо гардиши айём ба бозуи шуҷоат.
Дил дар ҳавасат хун шуду ҷон дар талабат сӯхт,
Бо ин ҳама Саъдӣ хиҷил аз нанги бизоат.

136

Эй диданат осоишу хандиданат офат,
Гӯй аз ҳама хубон бирабудӣ ба латофат.
Эй сурати дебои хитоӣ ба накӯӣ,
В-эй қатраи борони баҳорӣ ба назофат.
Ҳар мулки вуҷуде, ки ба шӯхӣ бигирифтӣ,
Султони хаёлат бинишондӣ ба хилофат[1].
Эй сарви хиромон, гузаре аз дари раҳмат,
В-эй моҳи дурафшон, назаре аз сари раъфат![2]
Гӯянд, бирав, то биравад суҳбатат аз дил,
Тарсам, ҳавасам беш кунад буъди масофат.
Эй ақл, нагуфтам, ки ту дар ишқ нагунҷӣ?
Дар давлати хоқон натавон кард хилофат.
Бо қадди ту зебо набувад сарв ба нисбат,
Бо рӯи ту некӯ набувад маҳ ба изофат[3].
Онро ки дилором диҳад ваъдаи куштан,
Бояд ки зи маргаш набувад ҳеч махофат[4].
Сад суфраи душман бинињад толиби мақсуд,
Бошад, ки яке дӯст биёяд ба зиёфат.
Шамшер зарофат бувад аз дасти азизон,
Дарвеш набояд, ки биранҷад ба зарофат.
Саъдӣ, чу гирифтор шудӣ, тан ба қазо деҳ,
Дарё дуру марон буваду ҳавлу махофат.

---

[1] Ҷонишинӣ.
[2] Шафқат, меҳрбонӣ.
[3] Нисбат кардан.
[4] Хавф, тарс.

137

Кист он луъбати хандон, ки паривор бирафт,
Ки қарор аз дили девона ба якбор бирафт?!
Бод бӯи гули рӯяш ба гулистон овард,
Оби гулзор бишуд, равнақи аттор бирафт.
Сурати Юсуф нодида сифат мекардем,
Чун бидидем, забони сухан аз кор бирафт.
Баъд аз ин айбу маломат накунам мастонро,
Ки маро дар ҳақи ин тоифа инкор бирафт.
Дар сарам буд, ки ҳаргиз надиҳам дил ба хаёл,
Ба сарат, к-аз сари ман он ҳама пиндор бирафт.
Охир, ин мӯри миёнбастаи афтон-хезон
Чӣ хато дошт, ки саркӯфта чун мор бирафт?
Ба харобот чӣ ҳоҷат, ки яке маст шавад?
Ки ба дидори ту ақл аз сари ҳушёр бирафт.
Ба намоз омада, меҳроби ду абрӯи ту дид,
Дилаш аз даст бибурданду ба зуннор бирафт.
Пеши ту мурдан аз он беҳ, ки пас аз ман гӯянд:
На ба сидқ омада буд, ин ки ба озор бирафт.
На ту марди гули бустони умедӣ, Саъдӣ,
Ки ба паҳлӯ натавонӣ ба сари хор бирафт.

138

Ишқ дар дил монду ёр аз даст рафт,
Дӯстон, дасте, ки кор аз даст рафт!
Эй аҷаб, гар ман расам дар коми дил,
Кай расам, чун рӯзгор аз даст рафт?
Бахту рою зӯру зар будам, дареғ,
К-андар ин ғам ҳар чаҳор аз даст рафт.
Ишқу савдову ҳавас дар сар бимонд,
Сабру орому қарор аз даст рафт.
Гар ман аз пой андароям, гӯ, дарой,
Беҳтар аз ман сад ҳазор аз даст рафт.
Бими ҷон, к-ин бор хунам мехурад,
В-арна, ин дил чанд бор аз даст рафт.

Маркаби савдо ҷаҳонидан чӣ суд,
Чун зимоми ихтиёр аз даст рафт?
Саъдиё, бо ёр ишқ осон бувад,
Ишқ боз, акнун ки ёр аз даст рафт.

139

Дилам аз дасти ғамат домани саҳро бигирифт,
Ғамат аз сар naниҳам, гар дилат аз мо бигирифт.
Холи мушкини ту аз банда чаро дар хат шуд?
Магар аз дуди дилам рӯи ту савдо бигирифт?
Дӯш чун машъалаи шавқи ту бигрифт вуҷуд,
Сояе дар дилам андохт, ки сад ҷо бигирифт.
Ба дами сарди саҳаргоҳии ман бознишаст,
Ҳар чароғе, ки замин аз дили саҳбо бигирифт.
Алғиёс аз мани дилсӯхта, эй сангиндил,
Дар ту нагрифт, ки хун дар дили хоро бигирифт.
Дили шӯридаи мо олами андешаи мост,
Олам аз шавқи ту дар тоби кӣ ғавғо бигирифт?
Бирабуд андуҳи ту сабраму некӯ бирабуд,
Бигирифт андуҳи ту ҷонаму зебо бигирифт.
Дили Саъдӣ ҳама з-айёми бало парҳезад,
Сари зулфи ту, надонам, ба чӣ ёро бигирифт.

140

Чашмат чу теғи ғамзаи хунхор баргирифт,
Бо ақлу ҳуши халқ ба пайкор баргирифт.
Ошиқ зи сӯзи дарди ту фарёд дарниҳод,
Муъмин зи дасти ишқи ту зуннор баргирифт.
Ишқат бинои ақл ба куллӣ хароб кард,
Ҷаврат дари умед ба якбор баргирифт.
Шӯре зи васфи рӯи ту дар хонагаҳ фитод,
Сӯфӣ тариқи хонаи хаммор баргирифт.
Бо ҳар кӣ машварат кунам аз ҷаври он санам,
Гӯяд: Бибоядат дил аз ин кор баргирифт.
Дил бартавонам аз сари ҷон баргирифту чашм
Натвонам аз мушоҳидаи ёр баргирифт.

Саъдӣ ба хуфя хуни ҷигар хурд борҳо,
Ин бор парда аз сари асрор баргирифт.

141

Ҳар кӣ дилором дид, аз дилаш ором рафт,
Чашм надорад халос, ҳар кӣ дар ин дом рафт.
Ёди ту мерафту мо ошиқу бедил будем,
Парда барандохтӣ, кор ба итмом рафт.
Моҳ натобад ба рӯз, чист, ки дар хона тофт?
Сарв нарӯяд ба бом, кист, ки бар бом рафт?
Машғалае барфурӯхт партави хуршеди ишқ,
Хирмани хосон бисӯхт, хонагаҳи ом рафт.
Орифи маҷмӯъро дар паси девори сабр
Тоқати сабраш набуд, нанг шуду ном рафт.
Гар ба ҳама умри хеш бо ту барорам даме,
Ҳосили умр он дам аст, боқии айём рафт.
Ҳур кӣ ҳавое напухт ё ба фироқе насӯхт,
Охири умр он ҷаҳон чун биравад, хом рафт.
Мо қадам аз сар кунем дар талаби дӯстон,
Роҳ ба ҷое набурд, ҳар кӣ баақдом[1] рафт.
Ҳиммати Саъдӣ ба ишқ майл накардӣ, вале
Май чу фурӯ шуд ба ком, ақл ба ноком рафт.

142

Эй кисвати зебоӣ бар қомати чолокат,
Зебо натавонад дид, илло назари покат.
Гар манзилате дорам, бар хоки дарат мирам,
Бошад, ки гузар бошад як рӯз бар он хокат.
Донам, ки сарам рӯзе дар пои ту хоҳад шуд,
Ҳам дар ту гурезам, пас, дасти ману фитрокат![2]
Эй чашми хирад ҳайрон дар манзари матбӯъат,
В-эй дасти назар кӯтоҳ аз домани идрокат!
Гуфтам, ки наёвезам бо мори сари зулфат,
Бечора фурӯ мондам пеши лаби Заҳҳокат.

[1] Ҷамъи қадам.
[2] Тасмае, ки аз ақиби зини асп меовезанд.

Маҳ рӯй бипӯшонад, хуршед хиҷил монад,
Гар партави рӯй афтад бар торами афлокат.
Гар ҷумла бибахшоӣ, фазл аст бар асҳобат,
В-ар ҷумла бисӯзонӣ, ҳукм аст бар амлокат.
Хуни ҳама кас резӣ, аз кас набувад бимат,
Ҷурми ҳама кас бахшӣ, аз кас набувад бокат.
Чандон ки ҷафо хоҳӣ, мекун, ки намегардад
Ғам гирди дили Саъдӣ бо ёди тарабнокат.

143

Ин ки ту дорӣ, қиёмат аст, на қомат,
В-ин на табассум, ки муъҷиза-сту каромат.
Ҳар кӣ тамошои рӯи чун қамарат кард,
Сина сипар кард пеши тири маломат.
Ҳар шабу рӯзе ки бе ту меравад аз умр,
Бар нафасе меравад ҳазор надомат[1].
Умр набуд, он чи ғофил аз ту нишастам,
Боқии умр истодаам ба ғаромат.
Сарви хиромон чу қадди муътадилат нест,
Он ҳама васфаш ки мекунанд ба қомат.
Чашми мусофир, ки бар ҷамоли ту афтод,
Азми раҳилаш бадал шавад ба иқомат.
Аҳли фариқайн[2] дар ту хира бимонанд,
Гар биравӣ дар ҳисобгоҳи қиёмат.
Ин ҳама сахтию номуродии Саъдӣ,
Чун ту писандӣ, саодат асту саломат.

144

Эй ки раҳмат менаёяд бар манат,
Офарин бар ҷону раҳмат бар танат!
Қоматат гӯям, ки дилбанд асту хуб,
Ё сухан, ё омадан, ё рафтанат?!
Шармаш аз рӯи ту бояд офтоб,
К-андарояд бомдод аз равзанат.

---

[1] Пушаймонӣ.
[2] Шиъаву суннӣ.

Ҳусни андомат намегӯям ба шарҳ,
Худ ҳикоят мекунад пироҳанат.
Эй ки сар то поят аз гул хирман аст,
Раҳмате кун бар гадои хирманат.
Моҳрӯё, меҳрбонӣ пеша кун,
Сирате чун сурати мустаҳсанат[1].
Эй ҷамоли Каъба, рӯе боз кун,
То тавофе мекунам пироманат.
Даст гир ин панҷ рӯзам дар ҳаёт,
То нагирам дар қиёмат доманат.
Азм дорам, к-аз дилат берун кунам[2]
В-андаруни ҷон бисозам макманат.
Дарди дил бо сангдил гуфтан чӣ суд?
Боди сарде медамам дар оҳанат.
Гуфтам: Аз ҷаврат бирезам хуни хеш,
Гуфт: Хуни хештан дар гарданат!
Гуфтам: Оташ дарзанам офоқро,
Гуфт: Саъдӣ, дар нагирад бо манат.

145

Офарини Худой бар ҷонат,
Ки чӣ ширин лаб асту дандонат.
Ҳар киро гум шудаст Юсуфи дил,
Гӯ, бибин дар чаҳи занахдонат.
Фитна дар Порс барнамехезад,
Магар аз чашмҳои фаттонат.
Сарв агар низ омадию шудӣ,
Нарасидӣ ба гарди ҷавлонат.
Шаби ту рӯзи дигарон бошад,
К-офтоб аст дар шабистонат.
То кай, эй бӯстони рӯҳонӣ,
Гила аз дасти бӯстонбонат?
Булбулонем, як нафас бигзор,
То бинолем дар гулистонат.

---

[1] Некӯву писандида.
[2] Туро аз дилам берун кунам.

Гар ҳазорам ҷафову ҷавр кунӣ,
Дӯст дорам ҳазорчандонат.
Озмудем зӯри бозуи сабр,
В-обгина-ст пеши сандонат.
Ту вафо гар кунию гар накунӣ,
Мо ба охир барем паймонат.
Мужда аз ман ситон ба шодии васл,
Гар бимирам ба дарди ҳиҷронат.
Саъдиё, зинда орифе бошӣ,
Гар барояд дар ин талаб ҷонат.

146

Эй ҷони хирадмандон гӯи хами чавгонат,
Берун наравад гӯе, к-афтод ба майдонат.
Рӯзи ҳама сар бар кард аз кӯҳу шаби моро
Сар бар накунад хуршед, илло зи гиребонат.
Ҷон дар тани муштоқон аз завқ ба рақс ояд,
Чун бод биҷунбонад шохе зи гулистонат.
Девори сароятро наққош намебояд,
Ту зинати айвонӣ, на сурати айвонат.
Ҳарчанд намесӯзад бар ман дили сангинат,
Гӯӣ, дили ман сангест дар чоҳи занахдонат.
Ҷон бохтан осон аст андар назарат, лекин
Ин лоша намебинам шоистаи қурбонат.
Бо доғи ту ранҷурӣ беҳ, к-аз назарат дурӣ,
Пеши қадамат мурдан хуштар, ки ба ҳиҷронат.
Эй бодияи ҳиҷрон, то ишқи Ҳарам бошад,
Ушшоқ наяндешанд, аз хори муғелонат.
Дигар натавонистам аз фитна ҳазар кардан,
З-он гаҳ ки дарафтодам бо қомати фаттонат.
Шояд, ки дар ин дунё маргаш набувад ҳаргиз,
Саъдӣ, ки чу ҷон дорад, бал дӯсттар аз ҷонат.
Бисёр чу Зулқарнайн[1] офоқ бигардидаст,
Ин ташна, ки мемирад бар чашмаи ҳайвонат.

---

[1] Лақаби Искадар, ки ба дунболи чашмаи ҳайвон буд.

147

Ҷону танам, эй дӯст, фидои тану ҷонат,
Мӯе нафурӯшам ба ҳама мулки ҷаҳонат.
Ширинтар аз ин лаб нашунидам, ки сухан гуфт,
Ту худ шакарӣ ё асал аст оби даҳонат?!
Як рӯз иноят куну тире ба ман андоз,
Бошад, ки тафарруҷ бикунам дасту камонат.
Гар роҳ бигардонию гар рӯй бипӯшӣ,
Ман менигарам гӯшаи чашми нигаронат.
Бар сарв набошад рухи чун моҳи мунират,
Бар моҳ набошад қади чун сарви равонат.
Охир, чӣ балоӣ ту, ки дар васф наёӣ?
Бисёр бигуфтему накардем баёнат.
Ҳар кас, ки маломат кунад аз ишқи ту моро,
Маъзур бидоранд, чу бинанд аёнат.
Ҳайф аст чунин рӯи нигорин, ки бипӯшӣ,
Суде ба масокин расад, охир, чӣ зиёнат?!
Боз ой, ки дар дида бимондаст хаёлат,
Биншин, ки ба хотир бигирифтаст нишонат.
Бисёр набошад диле аз даст бидодан,
Аз ҷон рамақе дораму ҳам бархии ҷонат!
Дашном карам кардию гуфтию шунидам,
Хуррам тани Саъдӣ, ки баромад ба забонат!

148

Чу нест роҳи бурун омадан зи майдонат,
Зарурат аст чу гӯй эҳтимоли[1] чавгонат.
Ба ростӣ, ки нахоҳам буридан аз ту умед,
Ба дӯстӣ, ки нахоҳам шикаст паймонат.
Гарам ҳалок писандӣ, в-арам бақо бахшӣ,
Ба ҳар чӣ ҳукм кунӣ, нофиз[2] аст фармонат.
Агар ту, иди ҳумоюн, ба аҳд боз оӣ,
Бахилам, ар накунам хештан ба фармонат.

[1] Таҳаммул.
[2] Дорои эътибор, қобили иҷро.

Маҳи дуҳафта надорад фурӯғ чандоне,
Ки офтоб, ки метобад аз гиребонат.
Агар на сарв, ки тӯбо баромадӣ дар боғ,
Хиҷил шудӣ, чу бидидӣ қади хиромонат.
Назар ба рӯи ту соҳибдиле наяндозад,
Ки бедилаш накунад чашмҳои фаттонат.
Ғуломи ҳиммати шангулиёну[1] риндонам,
На зоҳидон, ки назар мекунанд пинҳонат.
Биё, в-агар ҳама бад кардаӣ, ки некат бод,
Дуои некон аз чашми бад нигаҳбонат!
Ба хоки пот, ки гар сар фидо кунад Саъдӣ,
Муқассир аст ҳанӯз аз адои эҳсонат.

149

Чӣ латиф аст қабо бар тани чун сарви равонат,
Оҳ, агар чун камарам даст расидӣ ба миёнат!
Дар дилам ҳеч наёяд, магар андешаи васлат,
Ту на онӣ, ки дигар кас бинишинад ба маконат.
Гар ту хоҳӣ, ки якеро сухани талх бигӯӣ,
Сухани талх набошад, чу барояд зи даҳонат.
На ман ангуштнамоям ба ҳаводории рӯят,
Ки ту ангуштнамоию халоиқ нигаронат.
Дари андеша бибастам, қалами ваҳм шикастам,
Ки ту зеботар аз онӣ, ки кунам васфу баёнат.
Сарвро қомати хуб асту қамарро рухи зебо,
Ту на онию на инӣ, ки ҳам ин асту ҳам онат.
Эй рақиб, ар накушоӣ дари дилбанд ба рӯям,
Ин қадар боз намоӣ, ки дуо гуфт фалонат.
Ман ҳама умр бар онам, ки дуогӯи ту бошам,
Гар ту хоҳӣ, ки набошам, тани ман бархии[2] ҷонат!
Саъдиё, чора субот асту мудорову таҳаммул,
Ман ки муҳтоҷи ту бошам, бибарам бори гаронат.

---

[1] Сархушон.
[2] Фидо, қурбон.

150

Хуш меравӣ ба танҳо, танҳо[1] фидои ҷонат,
Мадҳуш мегузорӣ ёрони меҳрбонат.
Оинае талаб кун, то рӯи худ бибинӣ,
В-аз ҳусни худ бимонад ангушт дар даҳонат.
Қасди шикор дорӣ ё иттифоқи бустон?
Азме дуруст бояд, то мекашад инонат.
Эй гулбуни хиромон, бо дӯстон нигаҳ кун,
То бигзарад насиме бар мо зи бӯстонат.
Рахти сарои ақлам тороҷи шавқ кардӣ,
Эй дузди ошкоро, мебинам аз ниҳонат.
Ҳар дам каманди зулфат сайде дигар бигирад,
Пайкони ғамза дар дил з-абрӯи чун камонат.
Донӣ, чаро нахуфтам? Ту подшоҳи ҳуснӣ,
Хуфтан ҳаром бошад бар чашми посбонат.
Моро намебарозад бо васлат ошноӣ,
Мурғе лабиқтар[2] аз ман бояд ҳамошёнат.
Ман оби зиндагонӣ баъд аз ту менахоҳам,
Бигзор, то бимирам бар хоки остонат.
Ман фитнаи замонам, в-он дӯстон ки дорӣ,
Бешак нигоҳ доранд аз фитнаи замонат.
Саъдӣ, чу дӯст дорӣ, озод бошу эмин,
В-ар душманӣ ки бошад бо ҳар кӣ дар ҷаҳонат.

151

Гар ҷон талабӣ, фидои ҷонат,
Саҳл аст ҷавоби имтиҳонат.
Савганд ба ҷонат, ар фурӯшам
Як мӯй, ба ҳар кӣ дар ҷаҳонат.
Бо он ки ту меҳри кас надорӣ,
Кас нест, ки нест меҳрбонат.
В-ин сар, ки ту дорӣ, эй ситамкор,
Бас сар биравад бар остонат.

---

[1] Тан+ҳо, ҷонҳо.
[2] Ҳушёртар, зирактар.

Бас фитна, ки дар замин ба по шуд
Аз рӯи чу моҳи осмонат.
Ман дар ту расам ба ҷаҳд? Ҳайҳот,
К-аз бод сабақ барад инонат.
Бе ёди ту нестам замоне,
То ёд кунам дигар замонат.
Кӯтаҳназарон кунанду ҳайф аст
Ташбеҳ ба сарви бӯстонат.
В-абрӯ ки ту дорӣ, эй паризод,
Дар сайд чӣ ҳоҷати камонат?
Гӯӣ бадани заъифи Саъдӣ
Нақшест гирифта аз миёнат.
Гар воситаи сухан набудӣ,
Дар ваҳм[1] наёмадӣ даҳонат.
Ширинтар аз ин сухан набошад,
Илло даҳани шакарфишонат.

152

Биё, ки навбати сулҳ асту дӯстию иноят,
Ба шарти он ки нагӯем, аз он чи рафт, ҳикоят.
Бар ин яке шуда будам, ки гирди ишқ нагардам,
Қазои ишқ даромад, бидӯхт чашми дироят[2].
Маломати мани мискин касе кунад, ки надонад,
Ки ишқ то ба чӣ ҳадд асту ҳусн то ба чӣ ғоят.
Зи ҳирси ман чӣ кушояд? Ту раҳ ба хештанам деҳ,
Ки чашми саъй заъиф аст бе чароғи ҳидоят.
Маро ба дасти ту хуштар ҳалоки ҷони гиромӣ,
Ҳазорбора, ки рафтан ба дигаре ба ҳимоят.
Ҷинояте ки бикардам, агар дуруст бибошад,
Фироқи рӯи ту чандин бас аст ҳадди ҷиноят.
Ба ҳеч рӯй нашояд хилофи рои ту кардан,
Куҷо барам гила аз дасти подшоҳи вилоят?
Ба ҳеч сурате-андар набошад ин ҳама маънӣ,
Ба ҳеч сурате[3]-андар набошад ин ҳама оят.

---

[1] Гумон.
[2] Огоҳӣ, доноӣ.
[3]Сура.

Камоли ҳусни вуҷудат ба васф рост наёяд,
Магар ҳам оина гӯяд, чунон ки ҳаст, ҳикоят.
Маро сухан ба ниҳоят расиду фикр ба поён,
Ҳанӯз васфи ҷамолат намерасад ба ниҳоят.
Фироқномаи Саъдӣ ба ҳеч гӯш наёмад,
Ки дарде аз суханонаш дар ӯ накард сироят.

153

Сари таслим ниҳодем ба ҳукму роят,
То чӣ андеша кунад рои ҷаҳонороят.
Ту ба ҳар ҷо ки фуруд омадию хайма задӣ,
Каси дигар натавонад, ки бигирад ҷоят.
Ҳамчу мустасқӣ бар чашмаи нӯшини зулол
Сер натвон шудан аз дидани меҳрафзоят.
Рӯзгорест, ки савдои ту дар сар дорам,
Магарам сар биравад, то биравад савдоят.
Қадри он хок надорам, ки бар он мегузарӣ,
Ки ба ҳар вақт ҳаме бӯса диҳад бар поят.
Дӯстон айб кунандам, ки набудӣ ҳушёр,
То фурӯ рафт ба гил пои ҷаҳонпаймоят.
Чашм дар сар ба чӣ кор ояду ҷон дар тани шахс,
Гар тааммул накунад сурати ҷоносоят.
Дигаре нест, ки меҳри ту дар ӯ шояд баст,
Ҳам дар оина тавон дид магар ҳамтоят.
Рӯзи он аст, ки мардум раҳи саҳро гиранд,
Хез, то сарв бимонад хиҷил аз болоят.
Дӯш дар воқиъа дидам, ки нигорин мегуфт:
Саъдиё, гӯш макун бар сухани аъдоят[1].
Ошиқи содиқи дидори ман он гаҳ бошӣ,
Ки ба дунёву ба уқбо набувад парвоят.
Толиб он аст, ки аз шер нагардонад рӯй,
Ё набояд, ки ба шамшер бигардад роят.

[1] Душманонат.

154

Ҷони ман, ҷони ман фидои ту бод,
Ҳечат аз дӯстон наёяд ёд?
Меравӣ в-илтифот менакунӣ,
Сарв ҳаргиз чунин нарафт озод.
Офарини Худой бар падаре,
Ки ту парварду модаре, ки ту зод!
Бахти некат ба мунтаҳои умед
Бирасоноду чашми бад марасод!
То чӣ кард, он ки нақши рӯи ту баст,
Ки дари фитна бар ҷаҳон бикшод?
Ман бигирам инони шаҳ рӯзе,
Гӯям аз дасти хубрӯён дод.
Ту бад-ин чашми масту пешонӣ
Дили мо бозпас нахоҳӣ дод.
Ақл бо ишқ барнамеояд,
Ҷаври муздур[1] мебарад устод.
Он ки ҳаргиз бар остонаи ишқ
Пой нанҳода буд, сар биниҳод.
Рӯй дар хок рафту сар, на аҷаб,
Ки равад ҳам дар ин ҳавас бар бод.
Мурғи ваҳшӣ, ки мерамид аз қайд,
Бо ҳама зиракӣ ба дом афтод.
Ҳама аз дасти ғайр нола кунанд,
Саъдӣ аз дасти хештан фарёд.
Рӯй гуфтам, ки дар ҷаҳон биниҳам,
Гардам аз қайди бандагӣ озод,
Ки на беруни Порс манзил ҳаст,
Шому Рум асту Басраву Бағдод.
Даст аз доманам намедорад
Хоки Шерозу оби Рукнобод[2].

---

[1] Муздгиранда, шогирд.

[2] Наҳре дар Шероз, ки бунёди онро ба Рукнуддини Дайламӣ нисбат медиҳанд.

155

З-он гаҳ, ки бар он сурати хубам назар афтод,
Аз сурати бетоқатиям парда барафтод.
Гуфтем, ки ақл аз ҳама коре бадар ояд,
Бечора фурӯ монд, чу ишқаш ба сар афтод.
Шамшер кашидаст назар бар сари мардум,
Чун пой бидорам, ки зи дастам сипар афтод?
Дар сӯхта пинҳон натавон доштан оташ,
Мо ҳеч нагуфтему ҳикоят бадар афтод.
Бо ҳар кӣ хабар гуфтам аз авсофи ҷамилаш,
Муштоқ чунон шуд, ки чу ман бехабар афтод.
Ҳон, то лаби ширин наситонад дилат аз даст,
К-он к-аз ғами ӯ кӯҳ гирифт, аз камар афтод.
Соҳибназарон ин нафаси гарми чу оташ
Донанд, ки дар хирмани ман бештар афтод.
Некам назар афтод бар он манзари матбӯъ,
К-аввалназарам ҳар чӣ вуҷуд, аз назар афтод.
Саъдӣ на ҳарифи ғами ӯ буд, валекин
Бо Рустами Дастон бизанад, ҳар кӣ дарафтод.

156

Фарҳодро чу бар рухи Ширин назар фитод,
Дудаш ба сар даромаду аз пой дарфитод.
Маҷнун зи ҷоми талъати Лайлӣ чу маст шуд,
Фориғ зи модару падару симу зар фитод.
Ромин чу ихтиёр ғами ишқи Вис кард,
Якборагӣ ҷудо зи кулоҳу камар фитод.
Вомиқ чу кораш аз ғами Азро ба ҷон расид,
Кораш мудом бо ғаму оҳи саҳар фитод.
З-ин гуна сад ҳазор кас аз пиру аз ҷавон
Маст аз шароби ишқ, чу ман бехабар фитод.
Бисёр кас шуданд асири каманди ишқ,
Танҳо на аз барои ман ин шӯру шар фитод.
Рӯзе ба дилбаре назаре кард чашми ман,
З-он як назар маро ду ҷаҳон аз назар фитод.

Ишқ омад, ончунон ба дилам дарзад оташе,

К-аз вай ҳазор сӯз маро дар ҷигар фитод.
Бар ман магир, агар шудам ошуфтадил зи ишқ,
Монанди ин басе зи қазову қадар фитод.
Саъдӣ, зи халқ чанд ниҳон рози дил кунӣ,
Чун моҷарои ишқи ту як-як бадар фитод?!

157

Пеши рӯят қамар наметобад,
Хур зи ҳукми ту сар наметобад.
Некуӣ хӯй кун, ки наргиси маст
……………………………………..
……………………………………..
Зуҳра вақти саҳар наметобад.
Оташ андар даруни шаб бинишаст,
Ки танӯрам магар наметобад.
Бори ишқат куҷо кашад дили ман,
Ки қазову қадар наметобад?
Новаки ғамза бар дили Саъдӣ
Мазан, эй ҷон, ки барнаметобад.

158

Мӯят раҳо макун, ки чунин бар ҳам уфтад,
К-ошӯби ҳусни рӯи ту дар олам уфтад.
Гар дар хаёли халқ паривор бигзарӣ,
Фарёд дар ниҳоди банӣ Одам уфтад.
Афтодаи ту шуд дилам, эй дӯст, даст гир,
Дар пой мафканаш, ки чунин дил кам уфтад.
Дар рӯят он ки теғи назар мекашад ба ҷаҳл,
Монанди ман ба тири бало муҳкам уфтад.
Машкан дилам, ки ҳуққаи[1] рози ниҳони туст,
Тарсам, ки роз дар кафи номаҳрам уфтад.
Вақт аст, агар биёию лаб бар лабам ниҳӣ,
Чандам ба ҷустуҷӯи ту дам бар дам уфтад?
Саъдӣ, сабур бош бар ин реши дарднок,
Бошад, ки иттифоқи яке марҳам уфтад.

[1] Зарфи кӯчаке, ки дар он ҷавоҳиру ашёи дигар гузоранд.

159

На он шаб аст, ки кас дар миёни мо гунҷад,
Ба хоки поят, агар зарра дар ҳаво гунҷад.
Кулоҳи нозу такаббур бинеҳ, камар бикшой,
Ки чун ту сарв надидам, ки дар қабо гунҷад.
Зи ман ҳикояти ҳиҷрон мапурс дар шаби васл,
Итоб кист, ки дар хилвати ризо гунҷад?
Маро шакар маниҳу гул марез дар маҷлис,
Миёни Хусраву Ширин шакар куҷо гунҷад?
Чу шӯри ишқ даромад, қарори ақл намонд,
Даруни мамлакате чун ду подшо гунҷад?
Намонд дар сари Саъдӣ зи бонги руду суруд
Маҷоли он, ки дигар панди порсо гунҷад.

160

Ҳадиси ишқ ба тӯмор дарнамегунҷад,
Баёни дӯст ба гуфтор дарнамегунҷад.
Самоъи унс, ки девонагон аз он мастанд,
Ба самъи мардуми ҳушёр дарнамегунҷад.
Муяссарат нашавад ошиқию мастурӣ,
Вараъ ба хонаи хаммор дарнамегунҷад.
Чунон фарох нишастаст ёр дар дили танг,
Ки беш заҳмати ағёр дарнамегунҷад.
Туро чунон ки туӣ, ман сифат надонам кард,
Ки арзи ҷома ба бозор дарнамегунҷад.
Дигар ба сурати ҳеч офарида дил надиҳам,
Ки бо ту сурати девор дарнамегунҷад.
Хабар кӣ медиҳад имшаб рақиби мискинро?
Ки саг ба зовияи[1] ғор дарнамегунҷад.
Чу гул бабор бувад, ҳамнишини хор бувад,
Чу дар канор бувад, хор дарнамегунҷад.
Чунон иродату шавқ аст дар миёни ду дӯст,
Ки саъйи душмани хунхор дарнамегунҷад.

Ба чашми дил назарат мекунам, ки дидаи сар

[1] Кунҷ, гӯша.

Зи барқи шуълаи дидор дарнамегунҷад.
Зи дӯстон ки туро ҳаст, ҷои Саъдӣ нест,
Гадо миёни харидор дарнамегунҷад.

161

Кас ин кунад, ки зи ёру диёр баргардад?
Кунад ҳар оина, чун рӯзгор баргардад.
Тунукдиле[1], ки наёрад кашид заҳмати гул,
Маломаташ накунанд, ар зи хор баргардад.
Ба ҷанги хасм касе, к-аз ҳиял[2] фурӯ монад,
Зарурат аст, ки бечоравор баргардад.
Ба оби теғи аҷал ташна аст мурғи дилам,
Ки нимкушта ба хун чанд бор баргардад?
Ба зери санги ҳаводис касе чӣ чора кунад,
Ҷуз ин қадар, ки ба паҳлу чу мор баргардад?
Дилам намонд, пас, ин хуни чист ҳар соат,
Ки дар ду дидаи ёқутбор баргардад?
Гар аз диёр ба ваҳшат малул шуд Саъдӣ,
Гумон мабар, ки ба маънӣ зи ёр баргардад.

162

Турфа[3] медоранд ёрон сабри ман бар доғу дард,
Доғу дарде, к-аз ту бошад, хуштар аст аз боғи вард.
Дӯстонатро, ки доғи меҳрбонӣ дил бисӯхт,
Гар ба дӯзах бигзаронӣ, оташе бинанд сард.
Ҳокимӣ, гар адл хоҳӣ кард бо мо ё ситам,
Бандаем, ар сулҳ хоҳӣ ҷуст бо мо ё набард.
Ақлро бо ишқи хубон тоқати сарпанҷа нест,
Бо қазои осмонӣ барнатобад ҷаҳди мард.
Офият мебоядат, чашм аз накӯрӯён бидӯз,
Ишқ меварзӣ, бисоти некномӣ дарнавард!

Заҳраи мардон надорӣ, чун занон дар хона бош,

---

[1] Нозукдил, камҳавсала.
[2] Ҷамъи ҳила, чора.
[3] Шигифту нав.

В-ар ба майдон меравӣ, аз тирборон бармагард!
Ҳамли раъноӣ макун бар гиряи соҳибсамоъ,
Аҳли дил донад, ки то захме нахурд, оҳе накард.
Ҳеч касро бар ман аз ёрони малис дил насӯхт,
Шамъ мебинам, ки ашкаш меравад бар рӯи зард.
Бо шикоятҳо ки дорам аз зимистони фироқ,
Гар баҳоре боз бошад, лайса баъда-л-вард бард.[1]
Ҳар киро дарде чу Саъдӣ мегудозад, гӯ, манол,
Чун дилоромаш табибӣ мекунад, доруст дард.

163

Ҳар кӣ май бо ту хурд, арбада кард,
Ҳар кӣ рӯи ту дид, ишқ овард.
Заҳр агар дар мазоқи[2] ман резӣ,
Бо ту ҳамчун шакар бишояд х(в)ард.
Офарини Худой бар падаре,
Ки ту фарзанди нозанин парвард.
Лоиқи хидмати ту нест бисот[3],
Рӯй бояд дар ин қадам густард.
Хостам гуфт, хоки пои туам,
Ақлам андар замон насиҳат кард.
Гуфт: Дар роҳи дӯст хок мабош,
На ки бар доманаш нишинад гард.
Душманон дар мухолифат гарманд,
В-оташи мо бад-ин нагардад сард.
Марди ишқ ар зи пеши тири бало
Рӯй дар ҳам кашад, махонаш мард.
Ҳар киро барги бемуродӣ нест,
Гӯ, бирав, гирди кӯи ишқ магард!
Саъдиё, софи[4] васл агар надиҳанд,
Мову дурдикашони маҷлиси дард.

[1] Бо омадани гул сармое даркор нест.
[2] Кому даҳон.
[3] Фарш, густарданӣ.
[4] Бода.

164

Дидори ёри ғоиб, донӣ, чӣ завқ дорад?
Абре, ки дар биёбон бар ташнае биборад.
Эй бӯи ошноӣ, донистам, аз куҷоӣ,
Пайғоми васли ҷонон пайванди рӯҳ дорад.
Савдои ишқ пухтан ақлам намеписандад,
Фармони ақл бурдан ишқам намегузорад.
Бошад, ки худ ба раҳмат ёд оваранд моро,
В-арна, кадом қосид пайғоми мо гузорад?
Ҳам орифони ошиқ донанд ҳоли мискин,
Гар орифе бинолад ё ошиқе бизорад.
Заҳрам чу нӯшдору аз дасти ёри ширин
Бар дил хуш аст, нӯшам бе ӯ намегуворад.
Пое ки барнаёяд рӯзе ба санги ишқе,
Гӯем, ҷон надорад ё дил намесупорад.
Машғули ишқи ҷонон гар ошиқест содиқ,
Дар рӯзи тирборон бояд ки сар нахорад.
Беҳосил аст, ёро, авқоти зиндагонӣ,
Илло даме, ки ёре бо ҳамдаме барорад.
Донӣ, чаро нишинад Саъдӣ ба кунҷи хилват?
К-аз дасти хубрӯён берун шудан наёрад.

165

Кӣ меравад ба шафоат, ки дӯст боз орад?
Ки айши хилвати бе ӯ кудурате дорад.
Куҷо маҷоли сухан бошадам ба ҳазрати дӯст,
Магар насими сабо, к-ин паём бигзорад.
Ситеза бурдан бо дӯстон ҳамин масал аст,
Ки ташна чашмаи ҳайвон ба гил биянборад[1].
Маро кӣ гуфт, дил аз ёри меҳрбон бардор,
Ба эътимоди сабурӣ, ки шавқ нагзорад?!
Кӣ гуфт, ҳар чӣ бибинӣ, зи хотират биравад?
Маро тамом яқин шуд, ки саҳв[2] пиндорад.
Ҳаром бод бар он кас, ки нишаст бо маъшуқ,

[1] Бо гил масдуд кунад.
[2] Иштибоҳ.

Ки аз сари ҳама бархостан намеёрад.
Дуруст н-ояд аз он муддаъӣ ҳақиқати ишқ,
Ки дар мувоҷаҳа теғаш зананду сар хорад.
Ба коми душманам, эй дӯст, инчунин магзор,
Кас ин кунад, ки дили дӯстон биёзорад?
Биё, ки дар қадамат уфтам, в-агар бикушӣ,
Намирад он ки ба дасти ту рӯҳ биспорад.
Ҳикояти шаби ҳиҷрон кӣ боздонад гуфт,
Магар касе ки чу Саъдӣ ситора бишморад.

166

Ҳар кӣ чизе дӯст дорад, ҷону дил бар вай гуморад,
Ҳар кӣ меҳробаш ту бошӣ, сар зи хилват барнаёрад.
Рӯзе андар хокат афтам в-ар ба бодам меравад сар,
К-он ки дар пои ту мирад, ҷон ба ширинӣ супорад.
Ман на он суратпарастам, к-аз тамannои ту мастам,
Ҳуши ман, донӣ, кӣ бурдаст? Он ки сурат менигорад.
Умр, гӯяндам, ки зоеъ мекунӣ бо хубрӯён,
В-он ки манзуре надорад, умр зоеъ мегузорад.
Ҳар кӣ меварзад[1] дарахте дар саробустони маънӣ,
Бехаш андар дил нишонад, тухмаш андар ҷон бико-
рад.
Ишқу мастурӣ набошад, пой, гӯ, дар доман овар,
К-аз гиребони маломат сар баровардан наёрад.
Гар ман аз аҳдат бигардам, ноҷавонмардам, на мар-
дам,
Ошиқи содиқ набошад, к-аз маломат сар бихорад.
Боғ мехоҳам, ки рӯзе сарвиболоят бибинад,
То гулат дар по бирезад в-арғавон бар сар биборад.
Он чӣ рафтор асту қомат, в-он чӣ гуфтору қиёмат?
Чанд хоҳӣ гуфт, Саъдӣ? Таййибот[2] охир надорад.

[1] Мепарварад.
[2] Суханони покизаву дилпазир.

167

Гар аз ҷафои ту рӯзе дилам биёзорад,
Каманди шавқ кашонам ба сулҳ боз орад.
Зи дарди ишқи ту дӯшам умеди субҳ набуд,
Асири ишқ чӣ тоби шаби дароз орад?
Диле аҷаб набувад, гар бисӯхт, к-оташи тез,
Чӣ ҷои мум, ки пӯлод дар гудоз орад.
Туӣ, ки гар бихиромад дарахти қомати ту,
Зи рашк сарви равонро ба эҳтизоз орад.
Дигар ба рӯи худ аз халқ дар бихоҳам баст,
Магар касе зи туам муждае фароз орад.
Агар қабул кунӣ, сар ниҳем бар қадамат,
Чу бутпараст, ки дар пеши бут намоз орад.
Яке ба самъи ризо гӯши дил ба Саъдӣ дод,
Ки сӯзи ишқ суханҳои дилнавоз орад.

168

Кас ин кунад, ки дил аз ёри хеш бардорад?
Магар касе ки дил аз санг сахттар дорад.
Кӣ гуфт, ман хабаре дорам аз ҳақиқати ишқ?
Дурӯғ гуфт, гар аз хештан хабар дорад.
Агар назар ба ду олам кунад, ҳаромаш бод,
Ки аз сафои дарун бо яке назар дорад.
Ҳалоки мо ба биёбони ишқ хоҳад бурд,
Куҷост мард, ки бо мо сари сафар дорад?
Гар аз муқобила шер ояд, аз ақиб шамшер,
На ошиқ аст, ки андеша аз хатар дорад.
В-агар биҳишт мусаввар кунанд орифро,
Ба ғайри дӯст нашояд, ки дида бардорад.
Аз он матоъ, ки дар пои дӯстон резанд,
Маро сарест, надонам, ки ӯ чӣ сар дорад.
Дареғи пой, ки бар хок мениҳад маъшуқ,
Чаро на бар сару бар чашми мо гузар дорад.
Авом айб кунандам, ки ошиқӣ ҳама умр,
Кадом айб, ки Саъдӣ худ ин ҳунар дорад.
Назар ба рӯи ту андохтан ҳаромаш бод,
Ки ҷуз ту дар ҳама олам касе дигар дорад.

169

Туро зи ҳоли парешони мо чӣ ғам дорад?
Агар чароғ бимирад, сабо чӣ ғам дорад?
Туро ки ҳар чӣ мурод аст, меравад аз пеш,
Зи бемуродии имсоли мо чӣ ғам дорад?
Ту подшоҳӣ, агар чашми посбон ҳама шаб
Ба хоб дарнаравад, подшо чӣ ғам дорад?
Хатост ин, ки дили дӯстон биёзорӣ,
Валек қотили амд аз хато чӣ ғам дорад?
Амири хубон, охир, гадои хайли туем,
Ҷавоб деҳ, ки амир аз гадо чӣ ғам дорад?
Бакалъазулу ало моҷаро лиаҷфонӣ,[1]
Рафиқи ғофил аз ин моҷаро чӣ ғам дорад?
Ҳазор душман агар дар қафост орифро,
Чу рӯи хуби ту дид, аз қафо чӣ ғам дорад?
Қазо ба талхию ширинӣ, эй писар, рафтаст,
Ту гар туруш бинишинӣ, қазо чӣ ғам дорад?
Балои ишқ азим аст лоуболиро,[2]
Чу дил ба марг ниҳод, аз бало чӣ ғам дорад?
Ҷафову ҳар чӣ тавонӣ бикун, ки Саъдиро,
Ки тарки хеш гирифт, аз ҷафо чӣ ғам дорад?

170

Ғуломи он сабукрӯҳам, ки бо ман сар гарон дорад,
Ҷавобаш талху пиндорӣ шакар зери забон дорад.
Маро гар дӯстӣ бо ӯ ба дӯзах мебарад, шояд,
Ба нақд андар биҳишт аст, он ки ёре меҳрбон дорад.
Касеро к-ихтиёре ҳасту маҳбубею машрубе,
Мурод аз бахту ҳаз аз умру мақсуд аз ҷаҳон дорад.
Бурун аз хурдану хуфтан ҳаёте ҳаст мардумро,
Ба ҷонон зиндагонӣ кун, баҳоим[3] низ ҷон дорад.

---

[1] Бар моҷарои дидаи ман душманам гирист.
[2] Беқайд, бепарво.
[3] Чаҳорпоён.

Муҳаббат бо касе дорам, к-аз ӯ бо худ намеоям,
Чу булбул, к-аз нишоти гул фароғ аз ошён дорам.
На мардӣ, гар ба шамшер аз ҷафои дӯст баргардӣ,
Духулро к-андарун бод аст, з-ангуште фиғон дорад.
Ба ташвиши қиёмат-дар, ки ёр аз ёр бигрезад,
Муҳиб аз хоб бархезад, муҳаббат ҳамчунон дорад.
Хуш омад боди наврӯзӣ ба субҳ аз боғи пирӯзӣ,
Ба бӯи дӯстон монад, на бӯи бӯстон дорад.
Яке сар бар канори ёру хоби субҳ муставлӣ,[1]
Чӣ гам дорад зи мискине, ки сар дар остин дорад?
Чу Саъдӣ ишқ танҳо бозу роҳат бину осоиш,
Ба танҳо мулк меронад, ки манзуре ниҳон дорад.

171

Магар насими саҳар бӯи ёри ман дорад,
Ки роҳати дили уммедвори ман дорад.
Ба пои сарв дарафтодаанд лолаву гул,
Магар шамоили қадди нигори ман дорад?!
Нишони роҳи саломат зи ман мапурс, ки ишқ
Зимоми хотири беихтиёри ман дорад.
Гулову тозабаҳоро, туӣ, ки оrази ту
Таровати гулу бӯи баҳори ман дорад.
Дигар сари ману болини офият, ҳайҳот
Бад-ин ҳавас, ки сари хоксори ман дорад.
Ба ҳарза[2] дар сари ӯ рӯзгор кардаму ӯ
Фароғат аз ману аз рӯзгори ман дорад.
Магар ба дирди диле боз мондаам, ё Раб,
Кадом домани ҳиммат ғубори ман дорад?
Ба зери бори ту Саъдӣ чу хар ба гил дармонд,
Дилат насӯхт, ки бечора бори ман дорад.

---

[1] Чира, ғолиб.
[2] Беҳуда.

172

Ҳар он нозир, ки манзуре надорад,
Чароғи давлаташ нуре надорад.
Чӣ кор андар биҳишт он муддаъиро,
Ки майл имрӯз бо ҳуре надорад?
Чӣ завқ аз зикр пайдо ояд онро,
Ки пинҳон шавқи мазкуре надорад?
Миёни орифон соҳибназар нест,
Ки хотир пеши манзуре надорад.
Агар симурғе андар доми зулфе
Бимонад, тоби усфуре[1] надорад.
Табиби мо яке номеҳрбон аст,
Ки гӯӣ ҳеч ранҷуре надорад.
Валекин чун асал нашнохт Саъдӣ,
Фиғон аз дасти занбуре надорад.

173

Он ки бар настаран аз ғолия[2] холе дорад,
Алҳақ ороста хулқею ҷамоле дорад.
Дарди дил пеши кӣ гӯям, ки ба ҷуз боди сабо
Кас надонам, ки дар он кӯй маҷоле дорад.
Дил чунин сахт набошад, ки яке бар сари роҳ
Ташна мемираду халқ оби зулоле дорад.
Зиндагонӣ натавон гуфту ҳаёте, ки мараст,
Зинда он аст, ки бо дӯст висоле дорад.
Ман ба дидори ту муштоқаму аз ғайр малул,
Гар туро аз ману аз ғайр малоле дорад.[3]
Мурғ бар боми ту раҳ дораду ман бар сари кӯй,
Ҳаббазо[4] мурғ, ки охир пару боле дорад.
Ғами дил бо ту нагӯям, ки надорӣ ғами дил,
Бо касе ҳол тавон гуфт, ки ҳоле дорад.

---

[1] Гунҷишк.
[2] Моддаи хушбӯ, сураккаб аз мушеу анбар.
[3] Дар ин ҷо ба маънии «бошад».
[4] Хушо, офарин.

Толиби васли ту чун муфлису андешаи ганҷ,
Ҳосил он аст, ки савдои муҳоле дорад.
Оқибат сар ба биёбон бинињад чун Саъдӣ,
Ҳар кӣ дар сар ҳаваси чун ту ғазоле дорад.

174

Он шакарханда, ки пурнӯш даҳоне дорад,
На дили ман, ки дили халқи ҷаҳоне дорад.
Ба тамошои дарахти чаманаш ҳоҷат нест,
Ҳар кӣ дар хона чун ӯ сарви равоне дорад.
Кофирон аз бути беҷон чӣ таматтуъ[1] доранд?
Боре он бут бипарастанд, ки ҷоне дорад.
Абруяш хам ба камон монаду қад рост ба тир,
Кас надидам, ки чунин тиру камоне дорад.
Иллат он аст, ки вақте сухане мегӯяд,
В-арна, маълум набудӣ, ки даҳоне дорад.
Ҳуҷҷат он аст, ки вақте камаре мебандад,
В-арна, мафҳум нагаштӣ, ки миёне дорад.
Эй ки гуфтӣ, марав андар паи хунхораи хеш,
Бо касе гӯй, ки дар даст иноне дорад.
Ишқ доғест, ки то марг наёяд, наравад,
Ҳар кӣ бар чеҳра аз ин доғ нишоне дорад.
Саъдиё, киштӣ аз ин мавҷ бадар натвон бурд,
Ки на баҳрест муҳаббат, ки кароне дорад.

175

Бозат, надонам, аз сари паймони мо кӣ бурд,
Боз аз нигини аҳди ту нақши вафо кӣ бурд.
Чандин вафо кӣ кард чу ман дар ҳавои ту?
В-он гаҳ зи дасти ҳаҷри ту чандин ҷафо кӣ бурд?
Бигрист чашми абр бар аҳволи зори ман,
Ҷуз оҳи ман ба гӯши вай ин моҷаро кӣ бурд?
Гуфтам лаби туро, ки дили ман ту бурдаӣ,
Гуфто: Кадом дил, чӣ нишон, кай, куҷо, кӣ бурд?

---

[1] Баҳра бурдан, бархурдор шудан.

Савдо мапаз,[1] ки оташи ғам дар дили ту нест,
Моро ғами ту бурд ба савдо, туро кӣ бурд?
Тавфиқи ишқи рӯи ту ганҷест, то кӣ ёфт?
Боз иттифоқи васли ту гӯест, то кӣ бурд?
Ҷуз чашми ту, ки фитнаи фаттони олам аст,
Сад шайху зоҳид аз сари роҳи Худо кӣ бурд?
Саъдӣ на марди бозии шатранҷи ишқи туст,
Дасте[2] ба коми дил зи сипеҳри даға[3] кӣ бурд?

176

Он кист к-андар рафтанаш сабр аз дили мо мебарад,
Турк аз Хуросон омадаст, аз Порс яғмо мебарад.
Шероз мушкин мекунад чун нофи оҳуи Хутан,
Гар боди Наврӯз аз сараш бӯе ба саҳро мебарад.
Ман пос дорам то ба рӯз имшаб ба ҷои посбон,
К-он чашми хоболуда хоб аз дидаи мо мебарад.
Бартос[4] дар бар мекунам як лаҳза бе андоми ӯ,
Чун хорпуштам гӯиё сӯзан дар аъзо мебарад.
Бисёр мегуфтам, ки дил бо кас напайвандам, вале
Дидори хубон ихтиёр аз дасти доно мебарад.
Дил бурду тан дардодаам, в-ар мекушад, истодаам,
К-охир надонад беш аз ин, ё мекушад, ё мебарад.
Чун ҳалқа дар гӯшам кунад ҳар рӯз лутфаш ваъдае,
Дигар, чу шаб наздик шуд, чун зулф дар по мебарад.
Ҳоҷат ба турке несташ, то дар каманд орад диле,
Ман худ ба рағбат дар каманд афтодаам, то мебарад.
Ҳар к-ӯ насиҳат мекунад дар рӯзгори ҳусни ӯ,
Девонагони ишқро дигар ба савдо мебарад.
Васфаш надонад кард кас, дарёи ширин асту бас,
Саъдӣ, ки шӯхӣ мекунад, гавҳар ба дарё мебарад.

---

[1] Хаёли хом мапарвар.
[2] Бурдани як даст бозӣ, ин ҷо шатаранҷ.
[3] Дағал, норост.
[4] Номи вилояте, ки дар он ҷо пӯстини латиф аз пӯсти рӯбоҳ ба ҳамин ном медӯзанд.

177

Ҳар гаҳ, ки бар ман он бути айёр бигзарад,
Сад корвони олами асрор бигзарад.
Масти шаробу хобу ҷавонию шоҳидӣ
Ҳар лаҳза пеши мардуми ҳушёр бигзарад.
Ҳар гаҳ, ки бигзарад, бикушад дӯстони хеш,
В-ин дӯст мунтазир, ки дигар бор бигзарад.
Гуфтам, ба гӯшае бинишинам чу оқилон,
Девонаам кунад, чу паривор бигзарад.
Гуфтам даре зи халқ бибандам ба рӯи хеш,
Дардест дар дилам, ки зи девор бигзарад.
Бозори ҳусни ҷумлаи хубон шикастаӣ,
Раҳ нест, к-аз ту ҳеч харидор бигзарад.
Ғоиб машав, ки умри гаронмоя зоеъ аст,
Илло даме, ки дар назари ёр бигзарад.
Осоиш аст ранҷ кашидан ба бӯи[1] он-к
Рӯзе табиб бар сари бемор бигзарад.
Тарсам, ки масту ошиқу бедил шавад чу мо,
Гар муҳтасиб ба хонаи хаммор бигзарад.
Саъдӣ, ба хештан натавон рафт сӯи дӯст,
Он ҷо тариқ[2] нест, ки ағёр бигзарад.

178

Кист он фитна, ки бо тиру камон мегузарад,
В-он чӣ тир аст, ки аз ҷавшани ҷон мегузард.
Он на шахсе, ки ҷаҳонест пур аз лутфу камол,
Умр зоеъ макун, эй дил, ки ҷаҳон мегузарад.
Ошкоро написандад дигар он рӯи чу моҳ,
Гар бидонад, ки чӣ бар халқ ниҳон мегузарад.
Охир, эй нодираи давру замон, аз сари лутф
Бари мо ой замоне, ки замон мегузарад.
Сурати рӯи ту, эй моҳи дилорой, чунон-к
Сурати ҳоли ман аз шарҳу баён мегузарад.

---

[1] Орзу, умед.
[2] Роҳ.

То дигар боди сабое ба чаман боз ояд,
Умр мебинаму чун барқи ямон мегузарад.
Оташе дар дили Саъдӣ ба муҳаббат задаӣ,
Дуд он аст, ки вақте ба забон мегузарад.

179

Кист он моҳи мунаввар, ки чунин мегузарад?
Ташна ҷон медиҳаду мои маъин[1] мегузарад.
Сарв агар низ таҳаввул кунад аз ҷой ба ҷой,
Натавон гуфт, ки зеботар аз ин мегузарад.
Ҳури ин мегузарад дар назари сӯхтагон,
Ё маҳи чорда, ё луъбати Чин мегузарад.
Ком аз ӯ кас нагирифтаст, магар боди баҳор,
Ки бар он зулфу буногӯшу ҷабин мегузарад.
Мардуми зери замин рафтани ӯ пиндоранд,
К-офтоб аст, ки бар авҷи барин мегузарад.
Пой, гӯ, бар сари ошиқ ниҳу бар дидаи дӯст,
Ҳайф бошад, ки чунин кас ба замин мегузарад.
Ҳар кӣ дар шаҳр диле дораду дине дорад,
Гӯ, ҳазар кун, ки ҳалоки дилу дин мегузарад.
Аз хаёл омадану рафтанаш андар дилу чашм
Бо гумон афтаму гар худ ба яқин мегузарад.
Гар кунад рӯй ба мо ё накунад, ҳукм ӯрост,
Подшоҳест, ки бар милки ямин[2] мегузарад.
Саъдиё, гӯшанишинӣ куну шоҳидбозӣ,
Шоҳид он аст, ки бар гӯшанишин мегузарад.

180

Инсоф набуд, он рухи дилбанд ниҳон кард,
Зеро ки на рӯест, к-аз ӯ сабр тавон кард.
Имрӯз яқин шуд, ки ту маҳбуби Худоӣ,
К-аз олами ҷон ин ҳама дил бо ту равон кард.
Муштоқи туро кай бувад орому сабурӣ?
Ҳаргиз нашунидам, ки касе сабр зи ҷон кард.

---
[1] Оби равони покиза.
[2] Ончи дар тасарруфи қабзаи касе бошад.

То кӯҳ гирифтам зи фироқат, мижаам об
Чандон бичаконид, ки бар санг нишон кард.
Зинҳор, ки аз дамдамаи кӯси раҳилат
Чун рояти мансур чи дилҳо хафақон кард.
Борон ба бисот аввали ин сол биборид,
Абр ин ҳама таъхир ки кард, аз паи он кард.
То дар назарат боди сабо узр бихоҳад,
Ҳар ҷавр, ки бар тарфи чаман боди хазон кард.
Гул муждаи бозомаданат дар чаман андохт,
Султони сабо пурзари мисриш даҳон кард.
Аз домани куҳ то ба дари шаҳр бисоте
Аз сабза бигустарду бар ӯ лолафишон кард.
Шояд ки замин ҳулла[1] бипӯшад, ки чу Саъдӣ
Пиронасараш давлати рӯи ту ҷавон кард.

181

Бод омаду бӯи анбар овард,
Бодом шукуфа бар сар овард.
Шохи гул аз изтироби булбул
Бо он ҳама хор сар дар овард.
То пои муборакаш бибӯсам,
Қосид, ки паёми дилбар овард.
Мо нома бад-ӯ супурда будем,
Ӯ нофаи мушки азфар[2] овард.
Ҳаргиз нашунидаам, ки боде
Бӯи гуле аз ту хуштар овард.
Кас мисли ту хубрӯй фарзанд
Нашнид, ки ҳеч модар овард.
Бечора касе, ки дар фироқат
Рӯзе ба намози дигар овард.
Саъдӣ, дили равшанат садафвор
Ҳар қатра ки хурд, гавҳар овард.
Ширинии духтарони табъат

[1] Либоси фохиру зебо.
[2] Хушбӯ.

Шӯр аз мутамаййизон[1] баровард.
Шояд ки кунад ба зинда дар гӯр,
Дар аҳди ту ҳар кӣ духтар овард.

182

Зинда шавад, ҳар кӣ пеши дӯст бимирад,
Мурдадил аст, он ки ҳеч дӯст нагирад.
Ҳар кӣ зи завқаш даруни сина сафоест,
Шамъи дилашро зи шоҳиде нагузирад.
Толиби ишқӣ, диле чу мум ба даст ор,
Санги сияҳ сурати нигин напазирад.
Сурати сангиндиле кашидаи Саъдист,
Ҳар кӣ бад-ин сураташ кашанд, намирад.

183

Кадом чора сиголам[2], ки бо ту даргирад?
Куҷо равам, ки дили ман дил аз ту баргирад?
Зи чашми халқ фитодам ҳанӯзу мумкин нест,
Ки чашми шӯхи ман аз ошиқӣ ҳазар гирад.
Дили заъифи маро нест зӯри бозуи он,
Ки пеши тири ғамат собирӣ сипар гирад.
Чу талхъайшии ман бишнавӣ, ба ханда дарой,
Ки гар ба ханда дарой, ҷаҳон шакар гирад.
Ба хаста баргузарӣ, сиҳҳаташ фароз ояд,
Ба мурда дарнигарӣ, зиндагӣ зи сар гирад.
Зи сӯзнокии гуфтори ман қалам бигрист,
Ки дар най оташи сӯзанда зудтар гирад.
Ду чашми масти ту шаҳре ба ғамзае бибаранд,
Карашмаи ту ҷаҳоне ба як назар гирад.
Гар аз ҷафои ту дар кунҷи хона биншинам,
Хаёлат аз дару бомам ба унф[3] даргирад.
Макун, ки рӯзи ҷамолат сар ояд, ар Саъдӣ
Шабе ба дасти дуо домани саҳар гирад.

---

[1] Аҳли тамиз, бозшиносандаи нек аз бад.
[2] Андешам.
[3] Дуруштӣ.

184

Дилам дил аз ҳаваси ёр барнамегирад,
Тариқи мардуми ҳушёр барнамегирад.
Балои ишқ, Худоё, зи ҷони мо баргир,
Ки ҷони ман дил аз ин кор барнамегирад.
Ҳамегудозаму месозаму шикебоист,
Ки парда аз сари асрор барнамегирад.
Вуҷуди хастаи ман зери бори чархи фалак
Ҷафои ёр ба сарбор барнамегирад.
Равост, гар накунад ёр даъвии ёрӣ,
Чу бори ғам зи дили ёр барнамегирад.
Чӣ бошад, ар ба вафо даст гирадам як бор,
Гарам зи даст ба якбор барнамегирад.
Бисӯхт Саъдӣ дар дӯзахи фироқу ҳанӯз
Тамаъ зи ваъдаи дидор барнамегирад.

185

Касе ба айби ман аз хештан напардозад,
Ки ҳар кӣ менигарам, бо ту ишқ мебозад.
Фариштаӣ ту бад-ин равшанӣ, на одамиӣ,
На одамист, ки бар ту назар наяндозад.
На одамӣ, ки агар оҳанин бувад шахсе,
Дар офтоби ҷамолат чу мум бигдозад.
Чунин писар, ки туӣ роҳати равони падар,
Сазад, ки модари гетӣ ба рӯи ӯ нозад.
Камони чафтаи абрӯ кашида то буни гӯш,
Чу лашкарӣ, ки ба дунболи сайд метозад.
Кадом гул, ки ба рӯи ту монад андар боғ?
Кадом сарв, ки бо қоматат сар афрозад?
Дарахти меваи мақсуд аз он баландтар аст,
Ки дасти қудрати кӯтоҳи мо бар ӯ ёзад.
Мусалламаш набувад ишқи ёри оташрӯй,
Магар касе ки чу парвона сӯзаду созад.
Мадеҳ ба дасти фироқам пас аз висол чу чанг,
Ки мутрибаш бизанад, баъд аз он ки бинвозад.

Хилофи аҳди ту ҳаргиз наёяд аз Саъдӣ,
Диле ки аз ту бипардохт, бо кӣ пардозад?

186

Бигзашту бозам оташ дар хирмани сукун зад,
Дарёи оташинам дар дида мавҷи хун зад.
Худ карда буд ғорат ишқаш ҳаволии дил,
Бозам ба як шабехун бар мулки андарун зад.
Дидори дилфурӯзаш дар поям арғавон рехт,
Гуфтори ҷонфазояш дар гӯшам арғанун[1] зад.
Девонагони худро мебаст дар салосил[2],
Ҳар ҷо ки оқиле буд, ин ҷо дам аз ҷунун зад.
Ё Раб, диле ки дар вай парвои худ нагунҷад,
Дасти муҳаббат он ҷо хиргоҳи ишқ чун зад?
Ғулғул фиканд рӯҳам дар гулшани малоик,
Ҳар гаҳ ки санги оҳе бар тоқи обгун[3] зад.
Саъдӣ, зи худ бурун шав, гар марди роҳи ишқӣ,
К-он кас расид дар вай, к-аз худ қадам бурун зад.

187

Ҳушёр касе бояд, к-аз ишқ бипарҳезад,
В-ин табъ, ки ман дорам, бо ақл наёмезад.
Он кас ки диле дорад, оростаи маънӣ,
Гар ҳар ду ҷаҳон бошад, дар пои яке резад.
Гар сели иқоб ояд, шӯрида наяндешад,
В-ар тири бало борад, девона напарҳезад.
Охир, на манам танҳо дар бодияи савдо,
Ишқи лаби ширинат бас шӯр барангезад.
Бе бахт чӣ фан созам, то бар хурам аз васлат?
Бемоя забун бошад, ҳарчанд ки бистезад.
Фазл аст, агарам хонӣ, адл аст, агарам ронӣ,
Қадри ту надонад он, к-аз заҷри ту бигрезад.

---

[1] Номи созест бодӣ.
[2] Занҷирҳо.
[3] Сипеҳри нилгун.

То дил ба ту пайвастам, роҳи ҳама дарбастам,
Ҷое ки ту биншинӣ, бас фитна, ки бархезад.
Саъдӣ назар аз рӯят кӯтаҳ накунад ҳаргиз,
В-ар рӯй бигардонӣ, дар доманат овезад.

188

Ба ҳадис дарнаёӣ, ки лабат шакар нарезад,
Начамӣ, ки шохи тӯбо ба ситеза бар нарезад.
Ҳаваси ту ҳеч табъе напазад, ки сар набозад,
Зи паи ту ҳеч мурғе напарад, ки пар нарезад.
Дилам аз ғамат замоне натавонад, ар нанолад,
Мижа як дам оби ҳасрат нашикебад, ар нарезад.
Ки на ман зи дасти хубон набарам ба оқибат ҷон?
Ту маро бикуш, ки хунам зи ту хубтар нарезад.
Дурар[1] аст лафзи Саъдӣ зи фарози баҳри маънӣ,
Чӣ кунад ба домане дур, ки ба дӯст-бар нарезад?

189

Оҳ, агар дасти дили ман ба таманно нарасад,
Ё дил аз чанбари ишқи ту ба ман во нарасад.
Ғами ҳиҷрон басавияттар[2] аз ин қисмат кун,
Ки ҳама дард ба ҷони мани танҳо нарасад.
Сарвболои мано, гар ба чаман баргузарӣ,
Сарви болои туро сарв ба боло нарасад.
Чун туеро чу мане дар назар ояд? Ҳайҳот!
Ки қиёмат расад, ин ришта ба ҳам ё нарасад.
З-осмон бигзарам, ар бар ман афтад назаре,
Зарра то меҳр набинад, ба Сурайё нарасад.
Бар сари хони лабат дасти чу ман дарвеше
Ба гадоӣ расад охир, чу ба яғмо нарасад.
Абри чашмонам агар қатра чунин хоҳад рехт,
Булъаҷаб дорам, агар сел ба дарё нарасад.
Ҳаҷр бипсандам, агар васл муяссар нашавад,
Хор бардорам, агар даст ба хурмо нарасад.

---

[1] Ҷамъи дур, марворид.
[2] Баробарӣ.

Саъдиё, кунгураи васл баланд асту ҳар он-к
Пой бар сар наниҳад, дасти вай он ҷо нарасад.

190

Аз ин тааллуқи беҳуда то ба ман чӣ расад,
В-аз он ки хуни дилам рехт, то ба тан чӣ расад?
Ба гарди пои самандаш намерасад муштоқ,
Ки дастбӯс кунад, то бад-он даҳан чӣ расад.
Ҳама хатои ман аст, ин ки меравад бар ман,
Зи дасти хештанам то ба хештан чӣ расад.
Биё, ки гар ба гиребони ҷон расад дастам,
Зи шавқ пора кунам, то ба пираҳан чӣ расад.
Кӣ дид ранги баҳоре ба ранги рухсорат,
Ки оби[1] гул бибарад, то ба ёсуман чӣ расад.
Рақиб кист, ки дар моҷарои хилвати мо
Фаришта раҳ набарад, то ба Аҳриман чӣ расад.
Зи ҳар набот, ки ҳуснею манзаре дорад,
Ба сарви қомати он нозанинбадан чӣ расад?
Чу Хусрав аз лаби Ширин намебарад мақсуд,
Қиёс кун, ки ба Фарҳоди Кӯҳкан чӣ расад.
Закоти лаъли лабатро басе талабгорам,
Миёни ин ҳама хоҳандагон ба ман чӣ расад?
Расид нолаи Саъдӣ ба ҳар кӣ дар офоқ,
В-агар абир насӯзад, ба анҷуман чӣ расад?

191

Кай бируст ин гули хандону чунин зебо шуд?
Охир, ин ғӯраи навхоста чун ҳалво шуд?
Дигар ин мурғ кай аз байза баромад, ки чунин
Булбули хушсухану тӯтии шаккархо шуд?
Кӣ даромӯхташ ин лутфу балоғат, к-он рӯз
Мардум аз ақл бадар бурд, ки ӯ доно шуд?!
Шохаке тоза баровард сабо бар лаби ҷӯй,
Чашм барҳам назадӣ, сарви саҳиболо шуд.

[1] Обрӯй.

Олами тифлию ҷаҳли ҳаявонӣ бигузошт,
Одамитабъу малакхӯю парисимо шуд.
Ақлро гуфтам: Аз ин пас ба саломат бинишин.
Гуфт: Хомӯш, ки ин фитна дигар пайдо шуд.
Пур нашуд чун садаф аз луълуи лоло[1] даҳане,
Ки на аз ҳасрати ӯ дидаи мо дарё шуд.
Саъдиё, ғунчаи сероб нагунҷад дар пӯст,
Вақт хуш диду бихандиду гуле раъно шуд.

192

Гар он мурод шабе дар канори мо бошад,
Зиҳӣ саодату давлат, ки ёри мо бошад.
Агар ҳазор ғам аст аз ҷаҳониён бар дил,
Ҳамин бас аст, ки ӯ ғамгусори мо бошад.
Ба кунҷи ғоре узлат гузинам аз ҳама халқ,
Гар он латифи ҷаҳон ёри ғори мо бошад.
Аз он тараф напазирад камоли ӯ нуқсон,
В-аз ин ҷиҳат шарафи рӯзгори ман бошад.
Ҷафои пардадаронам тафовуте накунад,
Агар инояти ӯ пардадори мо бошад.
Муроди хотири мо мушкил асту мушкил нест,
Агар муроди худовандгори мо бошад.
Ба ихтиёри қазои замон бибояд сохт,
Ки доим он набувад, к-ихтиёри мо бошад.
В-агар ба дасти нигорини дӯст кушта шавем,
Миёни оламиён ифтихори мо бошад.
Ба ҳеч кор наёям, гарам ту напсандӣ,
В-агар қабул кунӣ, кор кори мо бошад.
Нигорхонаи чинӣ, ки васф мегӯянд,
На мумкин аст, ки мисли нигори мо бошад.
Чунин ғазол[2], ки васфаш ҳамеравад, Саъдӣ,
Гумон мабар, ки ба танҳо шикори мо бошад.

[1] Марвориди дурахшон.
[2] Оҳу.

193

Шӯриши булбулон саҳар бошад,
Хуфта аз субҳ бехабар бошад.
Тирборони ишқи хубонро
Дили шӯридагон сипар бошад.
Ошиқон куштагони маъшуқанд,
Ҳар кӣ зинда-ст, дар хатар бошад.
Ҳама олам ҷамоли талъати ӯст,
То киро чашми ин назар бошад?
Кас надонам, ки дил бад-ӯ надиҳад,
Магар он кас, ки бебасар[1] бошад.
Одамиро, ки хораке дар пой
Наравад, турфа[2] ҷонвар бошад.
Гӯ, турӯшрӯй бошу талхсухан,
Заҳри ширинлабон шакар бошад.
Оқилон аз бало бипарҳезанд,
Мазҳаби ошиқон дигар бошад.
Пои рафтан намонд Саъдиро,
Мурғи ошиқ буридапар бошад.

194

Шаби ошиқони бедил чӣ шабе дароз бошад,
Ту биё, к-аз аввали шаб дари субҳ боз бошад.
Аҷаб аст, агар тавонам, ки сафар кунам зи дастат,
Ба куҷо равад кабӯтар, ки асири боз бошад?
Зи муҳаббатат нахоҳам, ки назар кунам ба рӯят,
Ки муҳибби содиқ он аст, ки покбоз бошад.
Ба карашмаи иноят нигаҳе ба сӯи мо кун,
Ки дуои дардмандон зи сари ниёз бошад.
Сухане ки нест тоқат, ки зи хештан бипӯшам,
Ба кадом дӯст гӯям, ки маҳалли роз бошад?

[1] Нобино, кӯр.
[2] Шигифт, аҷиб.

Чӣ намоз бошад онро, ки ту дар хаёл бошӣ?
Ту, санам, намегузорӣ, ки маро намоз бошад.
На чунин ҳисоб кардам, чу ту дӯст мегирифтам,
Ки санову ҳамд гӯему ҷафову ноз бошад.
Дигараш чу боз бинӣ, ғами дил магӯй, Саъдӣ,
Ки шаби висол кӯтоҳу сухан дароз бошад.
Қадаме ки баргирифтӣ ба вафову аҳди ёрон,
Агар аз бало битарсӣ, қадами маҷоз бошад.

195

Аз ту дил барнаканам, то дилу ҷонам бошад,
Мебарам ҷаври ту, то вусъу[1] тавонам бошад.
Гар навозӣ, чӣ саодат беҳ аз ин хоҳам ёфт,
В-ар кушӣ зор, чӣ давлат беҳ аз онам бошад?!
Чун маро ишқи ту, аз ҳар чӣ ҷаҳон, бозситад,
Чӣ ғам аз сарзаниши ҳар кӣ ҷаҳонам бошад[2]?
Теғи қаҳр ар ту занӣ, қуввати рӯҳам гардад,
Ҷоми заҳр ар ту диҳӣ, қути равонам бошад.
Дар қиёмат чу сар аз хоки лаҳад бардорам,
Гарди савдои ту бар домани ҷонам бошад.
Гар туро хотири мо нест, хаёлат бифирист,
То шабе маҳрами асрори ниҳонам бошад.
Ҳар касеро зи лабат хушк таманное ҳаст,
Ман худ ин бахт надорам, ки забонам бошад.
Ҷон барафшонам, агар Саъдии хешам хонӣ,
Сари ин дорам, агар толиъи онам бошад.

196

Сари ҷонон надорад, ҳар кӣ ӯро хавфи ҷон бошад,
Ба ҷон гар суҳбати ҷонон барояд, ройгон бошад.
Муғелон чист, то ҳоҷӣ инон аз Каъба барчинад?
Хасак[3] дар роҳи муштоқон бисоти парниён бошад.
Надорад бо ту бозоре, магар шӯридаасроре,

[1] Тавонгарӣ, тавоноӣ.
[2] Ҳар кӣ дар ҷаҳон маро бошад.
[3] Хори сепаҳлӯи оҳанӣ.

Ки меҳраш дар миёни ҷону муҳраш бар даҳон бошад.
Парирӯё, чаро пинҳон шавӣ аз мардуми чашмам?
Париро хосият он аст, к-аз мардум ниҳон бошад.
Нахоҳам рафтан аз дунё, магар дар пои деворат,
Ки то дар вақти ҷон додан сарам бар остон бошад.
Гар аз рои ту баргардам, бахилу ноҷавонмардам,
Равон аз ман таманно кун, ки фармонат равон бошад.
Ба дарёи ғамат ғарқам, гурезон аз ҳама халқам,
Гурезад душман аз душман, ки тираш дар камон бошад.
Халоиқ дар ту ҳайронанду ҷои ҳайрат аст, алҳақ,
Ки маҳро дар замин бинанду маҳ бар осмон бошад.
Миёнатрову мӯятро агар сад раҳ бипаймоӣ,
Миёнат камтар аз мӯею мӯят то миён бошад.
Ба шамшер аз ту натвонам, ки рӯи дил бигардонам,
В-агар милам[1] кашӣ дар чашм, майлам ҳамчунон бошад.
Чу Фарҳод аз ҷаҳон берун ба талхӣ меравад Саъдӣ,
Валекин шӯри ширинаш бимонад, то ҷаҳон бошад.

197

Назари худойбинон талаби ҳаво набошад,
Сафари ниёзмандон қадами хато набошад.
Ҳама вақт орифонро назар асту омиёнро,
Назаре муоф доранду дувум раво набошад.
Ба насими субҳ бояд, ки наботи зинда бошӣ,
На ҷамоди мурда, к-онро хабар аз сабо набошад.
Агарат саодате ҳаст, ки зиндадил бимирӣ,
Ба ҳаёте уфтодӣ, ки дигар фано набошад.
Ба касе нигар, ки зулмат бизудоят аз вуҷудат,
На касе, наузубиллаҳ[2], ки дар ӯ сафо набошад.
Ту худ аз кадом шаҳрӣ, ки зи дӯстон напурсӣ?
Магар андар он вилоят, ки туӣ, вафо набошад?

---

[1] Мили оҳании гудохта, ки барои кӯр кардан ба чашми гунаҳкорон мекашиданд.
[2] Паноҳ бар Худо.

Агар аҳли маърифатро чу най устухон бисунбӣ[1],
Чу дафаш ба ҳеч сахтӣ хабар аз қафо набошад.
Агарам ту хун бирезӣ, ба қиёматат нагирам,
Ки миёни дӯстон ин ҳама моҷаро набошад.
На ҳарифи меҳрбон аст ҳарифи сустпаймон,
Ки ба рӯзи тирборон сипари бало набошад.
Ту дар оина нигаҳ кун, ки чӣ дилбарӣ, валекин
Ту кӣ хештан бибинӣ, назарат ба мо набошад.
Ту гумон мабар, ки Саъдӣ зи ҷафо малул гардад,
Ки гараш ту бе ҷиноят бикушӣ, ҷафо набошад.
Дигаре ҳамин ҳикоят бикунад, ки ман, валекин
Чу муомилат надорад, суханошно набошад.

198

Бо корвони мисрӣ чандин шакар набошад,
Дар луъбатони чинӣ з-ин хубтар набошад.
Ин дилбарию шӯхӣ аз сарву гул наёяд,
В-ин шоҳидию шангӣ[2] дар моҳу х(в)ар набошад.
Гуфтам ба шермардӣ чашм аз назар бидӯзам,
Бо тири чашми хубон тақво сипар набошад.
Моро назар ба хайр аст аз ҳусни моҳрӯён,
Ҳар к-ӯ ба шар кунад майл, ӯ худ башар набошад.
Ҳар одамӣ, ки бинӣ аз сирри ишқ холӣ,
Дар пояи ҷамод аст, ӯ ҷонвар набошад.
Илло[3] гузар набошад, пеши ту аҳли дилро,
В-арна, ба ҳеч тадбир аз ту гузар набошад.
Ҳушам намонд бо кас, андешаам туӣ бас,
Ҷое ки ҳайрат омад, самъу басар набошад.
Бар андалеби ошиқ гар бишканӣ қафасро,
Аз завқи андарунаш парвои дар набошад.
Ту масти хоби нӯшин то бомдоду бар ман
Шабҳо равад, ки гӯӣ, ҳаргиз саҳар набошад.
Дил мебарад ба даъво фарёди шавқи Саъдӣ,
Илло баҳимаеро[4], к-аз дил хабар набошад.

---

[1] Сӯрох кунӣ.
[2] Хушҳаракатӣ, ширинрафторӣ.
[3] Магар он ки.
[4] Чаҳорпо, сутур.

То оташе набошад, дар хирмане нагирад,
Томоти[1] муддаъиро чандин асар набошад.

199

То ҳоли манат хабар набошад,
Дар кори манат назар набошад.
То қуввати сабр буд, кардем,
Дигар чӣ кунем, агар набошад.
Оини вафову меҳрбонӣ
Дар шаҳри шумо магар набошад?
Гӯянд, назар чаро набастӣ,
То машғалаву хатар набошад?
Эй хоҷа, бирав, ки ҷаҳли инсон
Бо тири қазо сипар набошад.
Ин шӯр, ки дар сар аст моро,
Вақте биравад, ки сар набошад.
Бечора куҷо равад гирифтор,
К-аз кӯи ту раҳ ба дар набошад?
Чун рӯи ту дилфиребу дилбанд
Дар рӯи замин дигар набошад.
Дар Порс чунин намак надидам,
Дар Миср чунин шакар набошад.
Гар ҳукм кунӣ ба ҷони Саъдӣ,
Ҷон аз ту азизтар набошад.

200

Чӣ касӣ, ки ҳеч касро ба ту-бар назар набошад,
Ки на дар ту боз монад, магараш басар набошад.
На тариқи дӯстон асту на шарти меҳрбонӣ,
Ки зи дӯстӣ бимирему туро хабар набошад.
Макун, арчи метавонӣ, ки зи хидматам биронӣ,
Назананд соилеро, ки даре дигар набошад.
Ба раҳат нишаста будам, ки назар кунӣ ба ҳолам,
Накунӣ, ки чашми мастат зи хумор бар набошад.

---

[1] Лофу газоф, иддиои беҳуда

Ҳама шаб дар ин ҳадисам, ки хунук тане ки дорад,
Мижае ба хобу бахте, ки ба хоб-дар набошад.
Чӣ хуш аст мурғи ваҳшӣ, ки ҷафои кас набинад,
Ману мурғи хонагиро бикушанду пар набошад.
На ман он гуноҳ корам, ки битарсам аз уқубат,
Назаре, ки сар набозӣ, зи сари назар набошад.
Қамаре ки дӯст дорӣ, ҳама рӯз дил бар он неҳ,
Ки шабет хун бирезад, ки дар ӯ қамар набошад.
Чи вуҷуди нақши devору чи одамӣ, ки бо ӯ
Сухане зи ишқ гӯянду дар ӯ асар набошад?!
Шабу рӯз рафт бояд қадами равандагонро,
Чу ба маъмане расидӣ, дигарат сафар набошад.
Аҷаб аст пеши баъзе, ки тар аст шеъри Саъдӣ,
Вараqи дарахти тӯбост, чӣ гуна тар набошад?

201

Он беҳ, ки назар бошаду гуфтор набошад,
То муддаъӣ андар паси девор набошад.
Он бар сари ганҷ аст, ки чун нукта ба кунҷе
Биншинаду саргашта чу паргор набошад.
Эй дӯст, баровар даре аз халқ ба рӯям,
То ҳеч касам воқифи асрор набошад.
Май хоҳаму маъшуқу заминею замоне,
К-ӯ бошаду ман бошаму ағёр набошад.
Пандам мадеҳ, эй дӯст, ки девонаи сармаст
Ҳаргиз ба сухан оқилу ҳушёр набошад.
Бо соҳиби шамшер мабодат сару коре,
Илло ба сари хештанат кор набошад.
Саҳл аст, ба хуни ман агар даст барорӣ,
Ҷон додани дар пои ту душвор набошад.
Моҳат натавон хонд бад-ин сурату гуфтор,
Маҳро лабу дандони шакарбор набошад.
В-он сарв, ки гӯянд ба болои ту монад,
Ҳаргиз ба чунин қомату рафтор набошад.
Мо тавба шикастем, ки дар мазҳаби ушшоқ
Сӯфӣ написанданд, ки хаммор[1] набошад.

[1] Майгусор.

Ҳар пой, ки дар хона фурӯ рафт ба ганҷе,
Дигар ҳама умраш сари бозор набошад.
Аттор, ки дар айни гулоб аст, аҷаб нест,
Гар рахти баҳораш сари гулзор набошад.
Мардум ҳама донанд, ки дар номаи Саъдӣ
Мушкест, ки дар таблаи аттор набошад.
Ҷон дар сари кори ту кунад Саъдию ғам нест,
К-он ёр набошад, ки вафодор набошад.

202

Ҷанг аз тарафи дӯст дилозор набошад,
Ёре ки таҳаммул накунад, ёр набошад.
Гар бонг барояд, ки саре дар қадаме рафт,
Бисёр магӯед, ки бисёр набошад.
Он бор, ки гардун накашад ёри сабукрӯҳ,
Гар бар дили ушшоқ ниҳад, бор набошад.
То ранҷ таҳаммул накунӣ, ганҷ набинӣ,
То шаб наравад, субҳ падидор набошад.
Оҳанги дарози шаби ранҷурии муштоқ
Бо он натавон гуфт, ки бедор набошад.
Аз дидаи ман пурс, ки хоби шаби мастӣ
Чун хостану хуфтани бемор набошад.
Гар даст ба шамшер барӣ, ишқ ҳамон аст,
К-он ҷо ки иродат бувад, инкор набошад.
Аз ман машунав дӯстии гул, магар он гоҳ
К-им пои бараҳна хабар аз хор набошад.
Мурғони қафасро аламе бошаду шавқе,
К-он мурғ надонад, ки гирифтор набошад.
Дил оинаи сурати ғайб аст, валекин
Шарт аст, ки бар оина зангор набошад.
Саъдӣ, ҳаявонро, ки сар аз хоб гарон шуд,
Дар банди насими хуши асҳор[1] набошад.
Онро, ки басорат набувад, Юсуфи сиддиқ
Ҷое бифурӯшад, ки харидор набошад.

[1] Ҷамъи саҳар.

203

Туро нодидани мо ғам набошад,
Ки дар хайлат[1] беҳ аз мо кам набошад.
Ман аз дасти ту дар олам ниҳам рӯй,
Валекин чун ту дар олам набошад.
Аҷаб, гар дар чаман бар пой хезӣ,
Ки сарви рост пешат хам набошад.
Мабодо дар ҷаҳон дилтанг рӯе,
Ки рӯят бинаду хуррам набошад.
Ман аввалрӯз донистам, ки ин аҳд,
Ки бо ман мекунӣ, муҳкам набошад,
Ки донистам, ки ҳаргиз созгорӣ
Париро бо банӣ Одам набошад.
Макун, ёро, дилам маҷрӯҳ магзор,
Ки ҳеч андар ҷаҳон марҳам набошад.
Биё, то ҷони ширин дар ту резам,
Ки бухлу дӯстӣ бо ҳам набошад.
Нахоҳам бе ту як дам зиндагонӣ,
Ки тиби айш бе ҳамдам набошад.
Назар, гӯянд, Саъдӣ, бо кӣ дорӣ,
Ки ғам бо ёр гуфтан ғам набошад.
Ҳадиси дӯст бо душман нагӯянд,
Ки ҳаргиз муддаъӣ маҳрам набошад.

204

Гар гӯямат, ки сарвӣ, сарв инчунин набошад,
В-ар гӯямат, ки моҳӣ, маҳ бар замин набошад.
Гар дар ҷаҳон бигардӣ, в-офоқ дарнавардӣ,
Сурат бад-ин шигарфӣ дар куфру дин набошад.
Лаъл аст ё лабонат, қанд аст ё даҳонат?
То дар барат нагирам, некам яқин набошад.
Сурат кунанд зебо бар парниёну дебо,
Лекин бар абрувонаш сеҳри мубин[1] набошад.

[1] Гурӯҳ, ҳаводорон.

Занбӯр агар миёнаш бошад бад-ин латифӣ,
Ҳаққо, ки дар даҳонаш ин ангубин набошад.
Гар ҳар кӣ дар ҷаҳонро шояд ки хун бирезӣ,
Бо ёри меҳрбонат бояд ки кин набошад.
Гар ҷони нозанинаш дар пой резӣ, эй дил,
Дар кори нозанинон ҷон нозанин набошад.
В-ар з-он ки дигареро бар мо ҳамегузинад,
Гӯ, баргузин, ки моро бар ту гузин набошад.
Саъдӣ ба ҳеч иллат рӯй аз ту барнапечад,
Илло гараш биронӣ, иллат ҷуз ин набошад.

205

Агар сарве ба болои ту бошад,
На чун башни[2] дилорои ту бошад.
В-агар хуршед дар маҷлис нишинад,
Напиндорам, ки ҳамтои ту бошад.
В-агар даврон зи сар гиранд, ҳайҳот,
Ки мавлуде ба симои ту бошад.
Кӣ дорад дар ҳама лашкар камоне,
Ки чун абрӯи зебои ту бошад?
Мабодо, в-ар бувад ғорат дар ислом,
Ҳама Шероз яғмои ту бошад.
Барои худ нашояд дар ту пайваст,
Ҳамесозем, то ройи ту бошад.
Ду оламро ба якбор аз дили танг
Бурун кардем, то ҷои ту бошад.
Як имрӯз аст моро нақди айём,
Маро кай сабри фардои ту бошад?
Хуш аст андар сари девона савдо,
Ба шарти он ки савдои ту бошад.
Сари Саъдӣ чу хоҳад рафтан аз даст,
Ҳамон беҳтар, ки дар пои ту бошад.

---

[1] Ҷодуи ошкор.
[2] Қадду боло, қомат.

206

Дар пои ту афтодан шоиста даме бошад,
Тарки сари худ гуфтан зебо қадаме бошад.
Бисёр забуниҳо бар хеш раво дорад,
Дарвеш, ки бозораш[1] бо муҳташаме бошад.
З-ин сон, ки вуҷуди туст, эй сурати рӯҳонӣ,
Шояд ки вуҷуди мо пешат адаме бошад.
Гар ҷумла санамҳоро сурат ба ту монистӣ,
Шояд[2] ки мусулмонро қибла санаме бошад.
Бо он ки асиронро куштию хато кардӣ,
Бар кушта гузар кардан навъи караме бошад.
Рақс аз сари мо берун имрӯз нахоҳад шуд,
К-ин мутриби мо яктан хомӯш намебошад.
Ҳар к-ӯ ба ҳама умраш савдои гуле будаст,
Донад, ки чаро булбул девона ҳамебошад.
Кас бар алами решат воқиф нашавад, Саъдӣ,
Илло ба касе гӯӣ, к-ӯро аламе бошад.

207

Туро худ як замон бо мо сари саҳро намебошад,
Чу шамсат хотири рафтан ба ҷуз танҳо намебошад.
Ду чашм аз ноз дар пешат, фароғ аз ҳоли дарвешат,
Магар к-аз хубии хешат нигаҳ дар мо намебошад.
Малак ё чашмаи нурӣ, парӣ ё луъбати ҳурӣ?
Ки бар гулбун гули сурӣ чунин зебо намебошад.
Парирӯию маҳпайкар, суманбӯию симинбар,
Аҷаб, к-аз ҳусни рӯят дар ҷаҳон ғавғо намебошад.
Чу натвон сохт бе рӯят, бибояд сохт бо хӯят,
Ки моро аз сари кӯят сари дарво намебошад.
Марав ҳар сӯю ҳар ҷогаҳ, ки мискинон наянд огаҳ,
Намебинад касат ногаҳ, ки ӯ шайдо намебошад.
Ҷаҳоне дар паят мафтун, ба ҷои об гирён хун,
Аҷаб медорам аз ҳомун, ки чун дарё намебошад?!

---

[1] Сару кор, муомила.
[2] Сазовор аст.

Ҳама шаб мепазам савдо ба бӯи ваъдаи фардо,
Шаби савдои Саъдиро магар фардо намебошад?
Чаро бар хоки ин манзил нагирям, то бигирад гил?
Валекин бо ту, оҳандил, дамам гиро намебошад.

208

Маро ба оқибат ин шӯхи симтан бикушад,
Чу шамъи сӯхта рӯзе дар анҷуман бикушад.
Ба лутф агар бихиромад, ҳазор дил бибарад,
Ба қаҳр агар биситезад, ҳазор тан бикушад.
Агар худ оби ҳаёт аст дар даҳону лабаш,
Маро аҷаб набувад, к-он лабу даҳан бикушад.
Гар истод ҳарифе, асири ишқ бимонд,
В-агар гурехт, хаёлаш ба тохтан бикушад.
Маро ки қуввати коҳе на, кай диҳад зинҳор,
Балои ишқ, ки Фарҳоди Кӯҳкан бикушад.
Касон итоб кунандам, ки тарки ишқ бигӯй,
Ба нақд агар накушад ишқам, ин сухан бикушад.
Ба шаръ обиди авсон[1] агар бибояд кушт,
Маро чӣ ҳоҷати куштан, ки худ васан бикушад?!
Ба дӯсте гила кардам зи чашми шӯхаш, гуфт:
Аҷаб набошад, агар масти теғзан бикушад.
Ба як нафас, ки баромехт ёр бо ағёр,
Басе намонд, ки ғайрат вуҷуди ман бикушад.
Ба ханда гуфт, ки ман шамъи ҷамъам, эй Саъдӣ,
Маро аз он чӣ, ки парвона хештан бикушад?

209

То кай, эй дилбар, дили ман бори танҳоӣ кашад,
Тарсам, аз танҳоӣ аҳволам ба расвоӣ кашад.
Кай шикебоӣ тавон кардан, чу ақл аз даст рафт?
Оқиле бояд, ки пой андар шикебоӣ кашад.
Сарвболои мано, гар чун гул оӣ дар чаман,
Хоки поят наргис андар чашми биноӣ кашад.

[1] Ҷамъи васан, бут.

Рӯи тоҷиконаат[1] бинмой, то доғи ҳабаш
Осмон бар чеҳраи туркони яғмоӣ кашад.
Шаҳд резӣ, чун даҳонат дам ба ширинӣ занад,
Фитна ангезӣ, чу зулфат сар ба раъноӣ кашад.
Дил намонад баъд аз ин бо кас, ки гар худ оҳан аст,
Соҳири чашмат ба миқнотиси[2] зебоӣ кашад.
Худ ҳанӯзат пистаи хандон ақиқин нуқтаест,
Бош, то гирдаш қазо пиргори миноӣ кашад.
Саъдиё, дам даркаш, ар девона хонандат, ки ишқ
Гарчи аз соҳибдилӣ хезад, ба шайдоӣ кашад.

210

Хоби хуши ман, эй писар, дастхуши хаёл шуд,
Нақди умеди умри ман дар талаби висол шуд.
Гар нашуд иштиёқи ӯ ғолиби сабру ақли ман,
Ин ба чӣ зердаст гашт, он ба чӣ поймол шуд?
Бар ман агар ҳаром шуд васли ту, нест булъаҷаб,
Булъаҷаб он ки хуни ман бар ту чаро ҳалол шуд?
Партави офтоб агар бадр кунад ҳилолро,
Бадри вуҷуди ман чаро дар назарат ҳилол шуд?
Зебад агар талаб кунад иззати мулки Мисри дил,
Он ки ҳазор Юсуфаш бандаи ҷоҳу мол шуд.
Турфа мадор, агар зи дил наъраи бехудӣ занам,
К-оташи дил чу шуъла зад, сабр дар ӯ муҳол шуд.
Саъдӣ агар назар кунад, то на ғалат гумон барӣ,
К-ӯ на ба расми дигарон бандаи зулфу хол шуд.

---

[1] Чеҳраи тоҷикӣ, эрониён дар замони истилои туркон худро тоҷик (дар муқобили турк) мехонданд.
[2] Оҳанрабо.

211

Имрӯз дар фироқи ту дигар ба шом шуд,
Эй дида, пос дор, ки хуфтан ҳаром шуд.
Беш эҳтимоли санги ҷафо хурданам намонд,
К-аз риққат андаруни заъифам чу қом шуд.
Афсӯси халқ мешунавам дар қафои хеш,
К-ин пухта бин, ки дар сари савдои хом шуд.
Танҳо на ман ба донаи холат муқайядам,
Ин дона ҳар кӣ дид, гирифтори дом шуд.
Гуфтам, яке ба гӯшаи чашмат назар кунам,
Чашмам дар ӯ бимонду зиёдат мақом шуд.
Эй дил, нагуфтамат, ки инони назар битоб?
Акнунат афканад, ки зи дастат лигом шуд.
Номам ба ошиқӣ шуду гӯянд, тавба кун,
Тавбат кунун чӣ фоида дорад, ки ном шуд?
Аз ман ба ишқи рӯи ту мезояд ин сухан,
Тӯтӣ шакар шикаст, ки ширинкалом шуд.
Абнои рӯзгор ғуломон ба зар харанд,
Саъдӣ туро ба тавъу иродат ғулом шуд.
Он муддаъӣ, ки даст надодӣ ба банди кас,
Ин бор дар каманди ту афтоду ром шуд.
Шарҳи ғамат ба васф нахоҳад шудан тамом,
Ҷаҳдам ба охир омаду дафтар тамом шуд.

212

Ҳар кӣ ширинӣ фурӯшад, муштарӣ бар вай биҷӯшад,
Ё магасро пар бибандад, ё асалро сар бипӯшад.
Ҳамчунон ошиқ набошад, в-ар бувад, содиқ набошад,
Ҳар кӣ дармон мепазирад, ё насиҳат мениюшад[1].
Гар мутеъи хидмататро куфр фармоӣ, бигӯяд,
В-ар ҳарифи маҷлисатро захр фармоӣ, бинӯшад.
Шамъ пешат рӯшноӣ назди оташ менамояд,
Гул ба дастат хубрӯӣ, пеши Юсуф мефурӯшад.

---

[1] Гӯш медиҳад.

Суди бозаргони дарё бе хатар мумкин нагардад,
Ҳар кӣ мақсудаш ту бошӣ, то нафас дорад, бикӯшад.
Барги чашмам менахушад[1] дар зимистони фироқат,
В-ин аҷаб, к-андар зимистон баргҳои тар нахушад.
Ҳар кӣ маъшуқе надорад, умр зоеъ мегузорад,
Ҳамчунон нопухта бошад, ҳар кӣ бар оташ наҷӯшад,
То ғаме пинҳон набошад, риққате пайдо нагардад,
Ҳам гуле дидаст Саъдӣ, то чу булбул мехурӯшад.

213

Дӯш бе рӯи ту оташ бар сарам бар мешуд,
В-обе аз дида миёмад, ки замин тар мешуд.
То ба афсӯс ба поён наравад умри азиз,
Ҳама шаб зикри ту мерафту мукаррар мешуд.
Чун шаб омад, ҳамаро дида биёромаду ман,
Гуфтӣ, андар буни мӯям сари ништар мешуд.
Он на май буд, ки дур аз назарат мехурдам,
Хуни дил буд, ки аз дида ба соғар мешуд.
Аз хаёли ту ба ҳар сӯ, ки назар мекардам,
Пеши чашмам дару девор мусаввар мешуд.
Чашми Маҷнун чу бихуфтӣ, ҳама Лайлӣ дидӣ,
Муддаъӣ буд, агараш хоб муяссар мешуд.
Ҳуш меомаду мерафту на дидори туро
Мебидидам, на хаёлам зи баробар мешуд.
Гоҳ чун уд бар оташ дили тангам месӯхт,
Гоҳ чун миҷмараам дуд ба сар бар мешуд.
Гӯӣ, он субҳ куҷо рафт, ки шабҳои дигар
Нафасе мезаду офоқ мунаввар мешуд.
Саъдиё, иқди Сурайё магар имшаб бигурехт?
В-арна, ҳар шаб ба гиребони уфуқ бар мешуд.

[1] Хушк намешавад.

214

Сармаст зи кошона ба гулзор баромад,
Ғулғул зи гулу лола ба якбор баромад.
Мурғони чаман наъразанон дидаму гӯён
З-ин ғунча, ки аз тарфи чаманзор баромад.
Об аз гули рухсораи ӯ акс пазируфт,
В-оташ ба сари ғунчаи гулнор баромад.
Саҷҷоданишине, ки муриди ғами ӯ шуд,
Овозааш аз хонаи хаммор баромад.
Зоҳид чу каромоти бути орази ӯ дид,
Аз чилла миёнбаста ба зуннор баромад.
Бар хок чу ман бедилу девона нишондаш,
Андар назари ҳар кӣ паривор баромад.
Ман муфлис аз он рӯз шудам, к-аз ҳарами ғайб
Дебои ҷамоли ту ба бозор баромад.
Коми дилам он буд, ки ҷон бар ту фишонам,
Он ком муяссар шуду ин ком баромад.
Саъдӣ чаман он рӯз ба тороҷи хазон дод,
К-аз боғи дилаш бӯи гули ёр баромад.

215

Соате к-аз дарам он сарви равон боз омад,
Рост гӯӣ, ба тани мурда равон боз омад.
Бахти пирӯз, ки бо мо ба хусумат мебуд,
Бомдод аз дари ман сулҳкунон боз омад.
Пир будам зи ҷафои фалаку ҷаври замон,
Боз пиронасарам ишқи ҷавон боз омад.
Дӯст боз омаду душман ба мусибат бинишаст,
Боди Наврӯз алорағми[1] хазон боз омад.
Муждагонӣ бидеҳ, эй нафс, ки сахтӣ бигузашт,
Дилгаронӣ макун, эй ҷисм, ки ҷон боз омад.
Бовар аз бахт надорам, ки ба сулҳ аз дари ман
Он бути сахтдили сахткамон боз омад.

---

[1] Бар хилофи майли.

То ту боз омадӣ, эй мӯниси ҷон, аз дари ғайб,
Ҳар кӣ сар ҳавасе дошт, аз он боз омад.
Ишқи рӯи ту ҳаром аст магар Саъдиро,
Ки ба савдои ту, аз ҳар кӣ ҷаҳон, боз омад.
Дӯстон, айб магиреду маломат макунед,
К-ин ҳадисест, ки аз вай натавон боз омад.

216

Рӯз баромад баланд, эй писари ҳушманд,
Гарм бибуд офтоб, хайма ба рӯяш бибанд.
Тифли гиё шир хурд, шохи ҷавон, гӯ, бибол,
Абри баҳорӣ гирист, тарфи чаман, гӯ, биханд.
То ба тамошои боғ майл чаро мекунад,
Ҳар кӣ ба хайлаш дар аст қомати сарви баланд?!
Ақл раво менадошт гуфтани асрори ишқ,
Қуввати бозуи шавқ бехи сабурӣ биканд.
Дил ки биёбон гирифт, чашм надорад ба роҳ,
Сар кӣ суроҳӣ кашид, гӯш надорад ба панд.
Куштаи шамшери ишқ ҳол нагӯяд, ки чун,
Ташнаи дидори дӯст роҳ напурсад, ки чанд?
Ҳар кӣ писанд омадаш чун ту яке дар назар,
Бас, ки нахоҳад шунид сарзаниши нописанд.
Дар назари душманон нӯш набошад ҳанӣ[1],
В-аз қибали дӯстон неш набошад газанд.
Ин ки сараш дар каманд, ҷон ба даҳонаш расид,
Менакунад илтифот, он ки ба дасташ каманд.
Саъдӣ, агар оқилӣ, ишқ тариқи ту нест,
Бо кафи зӯрозмой панҷа нашояд фиканд.

[1] Гуворо.

217

Онро, ки ғаме чун ғами ман нест, чӣ донад,
К-аз шавқи туам дида чӣ шаб мегузаронад?
Вақт аст, агар аз пой дароям, ки ҳама умр
Боре накашидам, ки ба ҳиҷрони ту монад.
Сӯзи дили Яъқуби ситамдида зи ман пурс,
К-андӯҳи дили сӯхтагон сӯхта донад.
Девона гараш панд диҳӣ, кор набандад,
В-ар банд ниҳӣ, силсила[1] аз ҳам гусилонад.
Мо бе ту ту ба дил-бар назадем оби сабурӣ,
Дар оташи сӯзанда сабурӣ кӣ тавонад?
Ҳар гаҳ ки бисӯзад ҷигарам, дида бигиряд,
В-ин гиря на обест, ки оташ бинишонад.
Султони хаёлат шабе ором нагирад,
То бар сари сабри мани мискин надавонад.
Ширин нанамояд ба даҳонаш шакари васл,
Онро ки фалак заҳри ҷудоӣ начашонад.
Гар бори дигар домани коме ба каф орам,
То зиндаам, аз чанги манаш кас наравонад.
Тарсам, ки намонам ман аз ин ранҷ, дареғо,
К-андар дили ман ҳасрати рӯи ту бимонад.
Қосид равад аз Порс ба киштӣ ба Хуросон,
Гар чашми ман андар ақибаш сел биронад.
Фарёд, ки гар ҷаври фироқи ту нависам,
Фарёд барояд, зи дили ҳар кӣ бихонад.
Шарҳи ғами ҳиҷрони ту ҳам бо ту тавон гуфт,
Пайдост, ки қосид чӣ ба самъи ту расонад.
Зинҳор, ки хун мечакад аз гуфтаи Саъдӣ,
Ҳар-к ин ҳама ништар[2] бихурад, хун бичаконад.

[1] Занҷир.
[2] Теғи рагзанӣ.

218

Он сарв, ки гӯянд, ба болои ту монад,
Ҳаргиз қадаме пеши ту рафтан натавонад.
Дунболи ту будан гунаҳ аз ҷониби мо нест,
Бо ғамза бигӯ, то дили мардум наситонад.
Зинҳор, ки чун мегузарӣ бар сари маҷрӯҳ,
В-аз вай хабарат нест, ки чун мегузаронад.
Бахт он накунад бо мани саргашта, ки як рӯз
Ҳамхонаи ман бошию ҳамсоя надонад.
Ҳар к-ӯ сари пайванди ту дорад ба ҳақиқат,
Даст аз ҳама чизу ҳама кас даргусилонад.
Имрӯз чӣ донӣ ту, ки дар оташу обам?
Чун хок шавам, бод ба гӯшат бирасонад.
Онон, ки надонанд парешонии муштоқ,
Гӯянд, ки нолидани булбул ба чӣ монад?
Гулро ҳама кас даст гирифтанду нахонанд,
Булбул натавонист, ки фарёд нахонад.
Ҳар соате ин фитнаи навхоста аз ҷой
Бархезаду халқе мутаҳаййир бинишонад.
Дар ҳасрати онам, ки сару мол ба якбор
Дар доманаш афшонаму доман нафишонад.
Саъдӣ, ту дар ин банд бимирию надонад,
Фарёд бикун, ё бикушад, ё бираҳонад.

219

Касе, ки рӯи ту дидаст, ҳоли ман донад,
Ки ҳар кӣ дил ба ту пардохт, сабр натвонад.
Магар ту рӯй бипӯшӣ, в-агарна, мумкин нест,
Ки одамӣ, ки ту бинад, назар бипӯшонад.
Ҳар офарида, ки чашмаш бар он ҷамол афтод,
Дилаш бибахшаду бар ҷонат офарин хонад.
Агар ба даст канад боғбон чунин сарве,
Чӣ ҷои чашма, ки бар чашмҳот биншонад,
Чӣ рӯзҳо ба шаб овард ҷони мунтазирам,
Ба бӯи он ки шабе бо ту рӯз гардонад.

Ба чанд ҳила шабе дар фироқ рӯз кунам,
В-агар набинамат, он рӯз ҳам ба шаб монад.
Ҷафову салтанатат мерасад, валееаписанд,
Ки гар савор биронад, пиёда дар монад.
Ба дасти раҳматам аз хоки остон бардор,
Ки гар бияфканиям, кас ба ҳеч настонад.
Чӣ ҳоҷат аст ба шамшер қатли ошиқро?
Ҳадиси дӯст бигӯяш, ки ҷон барафшонад.
Паёми аҳли дил аст, ин хабар ки Саъдӣ дод,
На ҳар кӣ гӯш кунад, маънии сухан донад.

220

Дилам хаёли туро раҳнамой медонад,
Ҷуз ин тариқ надонам, Худой медонад.
Зи дарди рӯбаҳи ишқат чу шер менолам,
Агарчи ҳамчу сагам ҳарзалой[1] медонад.
Зи фурқати ту намедонам эч[2] лаззати умр,
Ба чашмҳои каши дилрабой медонад.
Басе бигашту ғамат дар дилам мақом гирифт,
Куҷо равад, ки ҳам он ҷой ҷой медонад.
Ба ҳоли Саъдии бечора қаҳқаҳа чӣ занӣ,
Ки чора дар ғами ту ҳой-ҳой медонад?

221

Маҷлиси мо дигар имрӯз ба бустон монад,
Айши хилват ба тамошои гулистон монад.
Май ҳалол аст касеро, ки бувад хона биҳишт,
Хоса аз дасти ҳарифе, ки ба ризвон монад.
Хати сабзу лаби лаълат ба чӣ монанда кунӣ?
Ман бигӯям: Ба лаби чашмаи ҳайвон монад.
То сари зулфи парешони ту маҳбуби ман аст,
Рӯзгорам ба сари зулфи парешон монад.
Чӣ кунад куштаи ишқат, ки нагӯяд ғами дил?
Ту напиндор, ки хун резию пинҳон монад.

---

[1] Ҳарзагӯ.
[2] Ҳеч.

Ҳар кӣ чун мум ба хуршеди рухат нарм нашуд,
Зинҳор аз дили сахташ, ки ба сандон монад.
Нодир афтад, ки яке дил ба висолат надиҳад,
Ё касе дар баладия куфр[1] мусулмон монад.
Ту ки чун барқ бихандӣ, чӣ ғамат дорад аз он,
Ман чунон зор бигирям, ки ба борон монад.
Таъна бар ҳайрати Саъдӣ на ба инсоф задӣ,
Кас чунин рӯй набинад, ки на ҳайрон монад.
Ҳар кӣ бо сурату болои туаш унсе нест,
Ҳаявонест, ки болош[2] ба инсон монад.

222

Ҳусни ту доим бад-ин қарор намонад,
Масти ту ҷовид дар хумор намонад.
Эй гули хандони навшукуфта, нигаҳ дор
Хотири булбул, ки навбаҳор намонад.
Ҳусни диловез панҷаест нигорин,
То ба қиёмат бар ӯ нигор намонад.
Оқибат аз мо ғубор монад, зинҳор,
То зи ту бар хотире ғубор намонад.
Пор гузашт, он чи дидӣ аз ғаму шодӣ,
Бигзарад имсолу ҳамчу пор намонад.
Ҳам бидиҳад даври рӯзгор муродат,
В-ар надиҳад, даври рӯзгор намонад.
Саъдии шӯрида, беқарор чарои
Дар паи чизе, ки барқарор намонад?
Шеваи ишқ ихтиёри аҳли адаб нест,
Бал, чу қазо ояд, ихтиёр намонад.

[1] Шаҳру диёри кофарон.
[2] Қомат.

223

Айбҷӯёнам ҳикоят пеши ҷонон гуфтаанд,
Ман худ ин пайдо ҳамегӯям, ки пинҳон гуфтаанд.
Пеш аз ин гӯянд, к-аз ишқат парешон аст ҳол,
Гар бигуфтандӣ, ки маҷмӯъам, парешон гуфтаанд.
Парда бар айбам напӯшиданду доман бар гуноҳ,
Ҷурми дарвеше чӣ бошад, то ба султон гуфтаанд?
То чӣ мурғам, к-им ҳикоят пеши анқо кардаанд,
Ё чӣ мӯрам, к-им сухан назди Сулаймон гуфтаанд?
Душманӣ кардаанд бо ман, лекин аз рӯи қиёс
Дӯстӣ бошад, ки дардам пеши дармон гуфтаанд.
Зикри савдои Зулайхо пеши Юсуф кардаанд,
Ҳоли саргардонии Одам ба ризвон гуфтаанд.
Доғи пинҳонам намебинанду меҳри сарбамуҳр,
Он чи бар аҷзои зоҳир дидаанд, он гуфтаанд.
В-ар нагуфтандӣ чӣ ҳоҷат, к-оби чашму ранги рӯй
Моҷарои ишқ аз аввал то ба поён гуфтаанд?
Беш аз ин гӯянд, Саъдӣ дӯст медорад туро,
Беш аз онат дӯст медорам, ки эшон гуфтаанд.
Ошиқон доранд кору орифон доранд ҳол,
Ин сухан дар дил фуруд ояд, ки аз ҷон гуфтаанд.

224

Гулбунон пироя бар худ кардаанд,
Булбулонро дар самоъ овардаанд.
Соқиёни лоуболӣ дар тавоф,
Ҳуши майхорони маҷлис бурдаанд.
Ҷуръае хурдему кор аз даст рафт,
То чӣ беҳушона[1] дар май кардаанд?
Мо ба як шарбат чунин бехуд шудем,
Дигарон чандин қадаҳ чун хурдаанд?
Оташ андар пухтагон афтоду сӯхт,
Хомтабъон ҳамчунон афсурдаанд.

---

[1] Доруи беҳушӣ.

Хайма берун бар, ки фаррошони бод
Фарши дебо дар чаман густардаанд.
Зиндагонӣ чист? Мурдан пеши дӯст,
К-ин гурӯҳи зиндагон дилмурдаанд.
То ҷаҳон будаст, ҷаммошони[1] гул
Аз силаҳдорони хор озурдаанд.
Ошиқонро кушта мебинанд халқ,
Бишнав аз Саъдӣ, ки ҷон парвардаанд.

225

Инон магар зи раҳмати маҳз офаридаанд,
К-ороми ҷону унси дилу нури дидаанд.
Лутф оятест дар ҳақи инону кибру ноз,
Пироҳане ки бар қади эшон буридаанд.
Ояд ҳанӯзашон зи лаби лаъл бӯи шир,
Ширинлабон на шир, ки шаккар мазидаанд.
Пиндорам, оҳувони Таторанд мушкрез,
Лекин ба зери сояи тӯбо чаридаанд.
Ризвон магар сарочаи фирдавс баркушод,
К-ин ҳуриён ба соҳати дунё хазидаанд.
Оби ҳаёт дар лаби инон, ба занни ман,
К-аз лӯлаҳои чашмаи Кавсар макидаанд.
Дасти гадо ба себи занахдони ин гурӯҳ
Нодир расад, ки меваи аввалрасидаанд.
Гул барчинанд рӯз ба рӯз аз дарахти гул,
З-ин гулбунон ҳанӯз магар гул начидаанд?
Узр аст ҳиндуи бутисангинпарастро,
Бечорагон магар бути симин надидаанд?
Ин лутф бин, ки бо гили Одам сириштаанд,
В-ин рӯҳ бин, ки дар тани Одам дамидаанд.
Он нуқтаҳои хол чӣ шоҳид нишондаанд,
В-ин хаттаҳои сабз чӣ мавзун кашидаанд.
Бар истивои қоматашон гӯӣ абрувон
Болои сарви рост ҳилоле хамидаанд.

---

[1] Фирефтагон, бисёрхоҳон.

Бо қомати баланди санавбархиромашон
Сарви баланду коҷ ба шӯхӣ чамидаанд.
Сеҳр аст чашму зулфу буногӯшашон, дареғ,
К-ин муъминон ба сеҳр чунин бигравидаанд.
З-эшон тавон ба хуни ҷигар ёфтан мурод,
К-аз кӯдакӣ ба хуни ҷигар парваридаанд.
Доманкашони ҳусни диловезро чӣ ғам,
К-ошуфтагони ишқ гиребон даридаанд?!
Дар боғи ҳусн хуштар аз инон дарахт нест,
Мурғони дил бад-ин ҳавас аз бар паридаанд.
Бо чобукони дилбару шӯхони дилфиреб
Бисёр дарфитодаву андак раҳидаанд.
Ҳаргиз ҷамоате, ки шуниданд сирри ишқ,
Нашнидаам, ки боз насиҳат шунидаанд.
Зинҳор, агар ба донаи холе назар кунӣ,
Сокин, ки доми зулф бар он густаридаанд.
Гар шоҳидон на дунйию дин мебаранду ақл,
Пас, зоҳидон барои чӣ хилват гузидаанд?
Нодир гирифт домани савдои васлашон,
Дасте, ки оқибат на ба дандон газидаанд.
Бар хоки раҳ нишастани Саъдӣ аҷаб мадор,
Мардон чӣ ҷои хок, ки бар хун тапидаанд.

226

Дарахт ғунча бароварду булбулон мастанд,
Ҷаҳон ҷавон шуду ёрон ба айш биншастанд.
Ҳарифи маҷлиси мо худ ҳамеша дил мебурд,
Алалхусус, ки пирояе бар ӯ бастанд.
Касон, ки дар рамазон чанг мешикастандӣ,
Насими гул бишуниданду тавба бишкастанд.
Бисоти сабза лагадкӯб шуд ба пои нишот,
Зи баски орифу омӣ ба рақс барҷастанд.
Ду дӯст қадр шиносанд аҳди суҳбатро,
Ки муддате бибуриданду боз пайвастанд.

Бадар намеравад аз хонагаҳ[1] яке ҳушёр,
Ки пеши шаҳна[2] бигӯяд, ки сӯфиён мастанд.
Яке дарахти гул андар фазои хонаи мост,
Ки сарвҳои чаман пеши қоматаш пастанд.
Агар ҷаҳон ҳама душман шавад, ба давлати дӯст,
Хабар надорам аз эшон, ки дар ҷаҳон ҳастанд.
Мисоли рокиби дарёст ҳоли куштаи ишқ,
Ба тарки бор бигуфтанду хештан растанд.
Ба сарв гуфт касе: Мевае намеорӣ?
Ҷавоб дод, ки озодагон тиҳидастанд.
Ба роҳи ақл бирафтанд, Саъдиё, бисёр,
Ки раҳ ба олами девонагон надонистанд.

227

Охир, эй сангдили симзанахдон, то чанд,
Ту зи мо фориғу мо аз ту парешон то чанд?
Хор дар пои гул аз дур ба ҳасрат дидам,
Ташна боз омадан аз чашмаи ҳайвон то чанд?
Гӯш дар гуфтани ширини ту волеҳ то кай?
Чашм дар манзари матбӯъи ту ҳайрон то чанд?
Бими он аст дамодам, ки барорам фарёд,
Сабри пайдову ҷигархурдани пинҳон то чанд?
Ту сари ноз барорӣ зи гиребон ҳар рӯз,
Мо зи ҷаврат сари фикрат ба гиребон то чанд?
Ранги дастат на ба ҳинност, ки хуни дили мост,
Хурдани хуни дили халқ ба дастон то чанд?
Саъдӣ аз дасти ту аз пой дарояд рӯзе,
Тоқати бори ситам то каю ҳиҷрон то чанд?

---

[1] Хонақоҳ.
[2] Посбони шаҳр.

228

Корвон мераваду бори сафар мебанданд,
То дигар бор кӣ бинад, ки ба мо пайванданд?
Хайлтошони[1] ҷафокору муҳиббони малул
Хаймаро ҳамчу дил аз суҳбати мо барканданд.
Он ҳама ишва, ки дар пеш ниҳоданду ғурур,
Оқибат рӯзи ҷудоӣ паси пушт афканданд.
Тамаъ аз дӯст на ин буду таваққуъ на чунин,
Макун, эй дӯст, ки аз дӯст ҷафо напсанданд.
Мо ҳамонем, ки будему муҳаббат боқист,
Тарки суҳбат накунад дил, ки ба меҳр оканданд.
Айби шириндаҳанон нест, ки хун мерезанд,
Ҷурми соҳибназарон аст, ки дил мебанданд.
Маразӣ ишқ на дардест, ки мешояд гуфт
Бо табибон, ки дар ин боб на донишманданд.
Сорбон, рахт манеҳ бар шутуру бор мабанд,
Ки дар ин марҳала бечора асире чанданд.
Табъ хурсанд намебошаду бас менакунад
Меҳри онон, ки ба нодидани мо хурсанданд.
Маҷлиси ёрон бе нолаи Саъдӣ хуш нест,
Шамъ мегиряду наззорагиён механданд.

229

Пеши рӯят нигарон сурати бар деворанд,
На чунин сурату маънӣ, ки ту дорӣ, доранд.
То гули рӯи ту дидам, ҳама гулҳо хоранд,
То туро ёр гирифтам, ҳама халқ ағёранд.
Он ки гӯянд ба умре шаби қадре бошад,
Магар он аст, ки бо дӯст ба поён оранд.
Домани давлати ҷовиду гиребони умед
Ҳайф бошад, ки бигиранду дигар бигзоранд.
На ман аз дасти нигорини ту маҷрӯҳаму бас,
Ки ба шамшери ғамат кушта чу ман бисёранд.

[1] Сипоҳӣ, дар ин ҷо хидматгузор.

Аҷаб аз чашми ту дорам, ки шабонаш то рӯз
Хоб мегираду шаҳре зи ғамат бедоранд.
Булъаҷаб воқиае бошаду мушкил дарде,
Ки на пӯшида тавон дошт, на гуфтан ёранд.
Яъламуллаҳ[1], ки хаёле зи танам беш намонд,
Балки он низ хаёлест, ки мепиндоранд.
Саъдӣ, андоза надорад, ки чӣ ширинсуханӣ,
Боғи табъат ҳама мурғони шакаргуфторанд.
То ба бустони замират гули маънӣ бишукуфт,
Булбулон аз ту фурӯ монда чу бӯтиморанд.

230

Шояд ин талъати маймун, ки ба фолаш доранд,
Дар дил андешаву дар дида хаёлаш доранд,
Ки дар офоқ чунин рӯй дигар натвон дид,
Ё магар оина дар пеши ҷамолаш доранд.
Аҷаб, аз доми ғамаш гар биҷаҳад мурғи диле,
Ин ҳама майл, ки бо донаи холаш доранд.
Нозанине, ки сар андар қадамаш бояд бохт,
На ҳарифе, ки таваққуъ ба висолаш доранд.
Ғолиб[2] он аст, ки мурғе чу ба доме афтод,
То ба ҷое наравад, бепаруболаш доранд.
Ишқи Лайлӣ на ба андозаи ҳар Маҷнунест,
Магар онон, ки сари нозу далолаш[3] доранд.
Дӯстӣ бо ту ҳаром аст, ки чашмони кашат[4]
Хуни ушшоқ бирезанду ҳалолаш доранд.
Хуррамо даври висолею хушо дарди диле,
Ки ба маъшуқ тавон гуфту маҷолаш доранд!
Ҳоли Саъдӣ ту надонӣ, ки туро дарде нест,
Дардмандон хабар аз сурати ҳолаш доранд.

---

[1] Худо медонад.
[2] Бештари авқот.
[3] Карашма, ноз.
[4] Хубу зебо.

231

Ту он наӣ, ки дил аз суҳбати ту баргиранд,
В-агар малул шавӣ, соҳибе дигар гиранд.
В-агар ба хашм биронӣ, тариқи рафтан нест,
Куҷо раванд, ки ёр аз ту хубтар гиранд?
Ба теғ агар бизанӣ бедареғу баргардӣ,
Чу рӯй боз кунӣ, дӯстӣ зи сар гиранд.
Ҳалоки нафс ба наздики толибони мурод,
Агарчи кори бузург аст, мухтасар гиранд.
Раво бувад ҳама хубони офариниш ро,
Ки пеши соҳиби мо даст бар камар гиранд.
Қамар муқобила бо рӯи ӯ наёрад кард,
В-агар кунад, ҳама кас айб бар қамар гиранд.
Ба чанд сол нашояд гирифт мулкеро,
Ки хусравони малоҳат[1] ба як назар гиранд.
Хаданги ғамзаи хубон хато намеафтад,
Агарчи тоифае зуҳдро сипар гиранд.
Кам аз мутолиае[2] бустони султонро,
Чу боғбон нагузорад, к-аз ӯ самар гиранд.
Висоли Каъба муяссар намешавад, Саъдӣ,
Магар ки роҳи биёбони пурхатар гиранд.

232

Ду чашми масти ту, к-аз хоби субҳ бархезанд,
Ҳазор фитна ба ҳар гӯшае барангезанд.
Чӣ гуна унс нагиранд бо ту одамиён,
Ки аз латофати хӯи ту ваҳш нагрезанд?!
Чунон ки дар рухи хубон ҳалол нест назар,
Ҳалол нест, ки аз ту назар бипарҳезанд.
Ғуломи он сару поям, ки аз латофату ҳусн
Ба сар сазост, ки пешаш ба пой бархезанд.
Ту қадри хеш надонӣ, зи дардмандон пурс,
К-аз иштиёқи ҷамолат чӣ ашк мерезанд.

[1] Хубрӯён.
[2] Лоақал як нигоҳ, дастикам як нигоҳ.

Қарори ақл бирафту маҷоли сабр намонд,
Ки чашму зулфи ту аз ҳад бурун диловезанд.
Маро магӯй насиҳат, ки порсоию ишқ
Ду хислатанд, ки бо якдигар наёмезанд.
Ризо ба ҳукми қазо ихтиёр кун, Саъдӣ,
Ки шарт нест, ки бо зӯрманд бистезанд.

233

Равандагони тариқ аз бало напарҳезанд,
Гирифтагони иродат ба ҷавр нагрезанд.
Умедворон дасти талаб зи домани дӯст
Агар фурӯ гусилонанд, дар кӣ овезанд?
Магар ту рӯй бипӯшӣ, в-агарна, мумкин нест,
Ки аҳли маърифат аз ту назар бипарҳезанд.
Нишони ман ба сари кӯи майфурӯшон деҳ,
Ман аз куҷову касоне, ки аҳли парҳезанд?
Бигир ҷомаи сӯфӣ, биёр ҷоми шароб,
Ки некномию мастӣ ба ҳам наёмезанд.
Ризои дӯст ба даст ору дигарон бигзор,
Ҳазор фитна, чӣ ғам бошад, ар барангезанд?
Маро, ки бо ту ки мақсуде оштӣ афтод,
Равост, гар ҳама олам ба ҷанг бархезанд.
Ба хунбаҳои манат кас мутолиба накунад,
Ҳалол бошад хуне, ки дӯстон резанд.
Тариқи мо сари аҷз асту остони ризо,
Ки аз ту сабр набошад, ки бо ту бистезанд.

234

Офтоб аз кӯҳ сар бар мезанад,
Моҳрӯй ангушт бар дар мезанад.
Он камонабрӯ, ки тири ғамзааш
Ҳар замоне сайди дигар мезанад.
Дасту соъид мекашад дарвешро,
То напиндорӣ, ки ханҷар мезанад.
Ёсаминбӯе, ки сарви қоматаш
Таъна бар болои ар-ар мезанад.

Рӯю чашме дорам андар меҳри ӯ,
К-ин гуҳар мерезад, он зар мезанад.
Ишқро пешоние бояд чу мех,
То ҷабинаш санг бар сар мезанад.
Ангубинрӯён натарсанд аз магас,
Нӯш мегиранду ништар мезанад.
Дар ба рӯи дӯст бастан шарт нест,
В-ар бибандӣ, сар ба дар бар мезанад.
Саъдиё, дигар қалам пӯлод дор,
К-ин сухан оташ ба най дармезанад.

235

Булбуле бедил навое мезанад,
Бодпаймое[1] ҳавое мезанад.
Кас намебинам зи беруни сарой,
В-андарунам марҳабое мезанад.
Оташе дорам, ки месӯзад вуҷуд,
Чун бар ӯ боди сабое мезанад.
Гарчи дарёро намебинад канор,
Ғарқа ҳолӣ[2] дасту пое мезанад.
Фитнае бар бом бошад, то яке
Сар ба девори сарое мезанад.
Ошноёнро ҷароҳат марҳам аст,
З-он ки шамшер ошное мезанад.
Ҳайф бошад дасти ӯ дар хуни ман,
Подшое бо гадое мезанад.
Бандаам, гар бе гуноҳе мекушад,
Розиям, гар бе хатое мезанад.
Шукри неъмат мекунам, гар хилъате
Мефиристад ё қафое мезанад.
Нописандидаст пеши аҳли рой,
Ҳар кӣ баъд аз ишқ рое мезанад.
Муҳтасиб, гӯ, чанги майхорон бисӯз,
Мутриби мо хуш ба тое мезанад.

[1] Он ки кори беҳуда кунад.
[2] Акнун.

Дуд аз оташ меравад, хун аз қатил,
Саъдӣ ин дам ҳам зи ҷое мезанад.

236

Тавонгарон, ки ба ҷанби сарои дарвешанд,
Мурувват аст, ки ҳар вақт аз ӯ бияндешанд.
Ту, эй тавонгари ҳусн, аз ғанои дарвешон
Хабар надорӣ, агар хастаанду гар решанд.
Туро чӣ ғам, ки яке дар ғамат ба ҷон ояд?
Ки дӯстони ту, чандон ки мекушӣ, бешанд.
Маро ба иллати бегонагӣ зи хеш марон,
Ки дӯстони вафодор беҳтар аз хешанд.
Ғуломи ҳиммати риндону покбозонам,
Ки аз муҳаббати бо дӯст душмани хешанд.
Ҳар оина лаби ширин ҷавоби талх диҳад,
Чунон ки соҳиби нӯшанд, зориби нешанд.
Ту ошиқона мусаллам надидаӣ, Саъдӣ,
Ки теғ бар сару сар бандавор дар пешанд.
На чун мананду ту мискин, ҳариси кӯтаҳдаст,
Ки тарки ҳарду ҷаҳон гуфтаанду дарвешанд.

237

Ёр бояд ки ҳар чӣ ёр кунад,
Бар муроди худ ихтиёр кунад.
Зинҳор[1] аз касе, ки дар ғами дӯст
Пеши бегона зинҳор кунад[2].
Бори ёрон бикаш, ки домани гул
Он барад, эҳтимоли хор кунад.
Хонаи ишқ дар харобот аст,
Некномӣ дар ӯ чӣ кор кунад?
Шаҳрбанди ҳавои нафс набош,
Саги шаҳр устухон шикор кунад.
Ҳар шабе ёри шоҳиде будан
Рӯзи ҳушёрият хумор кунад.

---

[1] Бипарҳез.
[2] Амон бихоҳад, паноҳ биҷӯяд.

Қозии шаҳри ошиқон бояд,
Ки ба як шоҳид ихтисор кунад.
Сари Саъдӣ сарои султон аст,
Нодир он ҷо касе гузор кунад.

238

Бихром, биллаҳ, то сабо бехи санавбар барканад.
Бурқаъ барафкан, то биҳишт аз ҳур зевар барканад.
З-он рӯю холи дилситон баркаш ниқоби парниён,
То пеши рӯят осмон он холи ахтар барканад.
Халқе чун ман бар рӯи ту ошуфта ҳамчун мӯи ту,
Пой он ниҳад дар кӯи ту, к-аввал дил аз сар барканад.
З-он орзаи фархундахӯ на ранг дорад гул, на бӯ,
Ангушти ғайратро бигӯ, то чашми абҳар[1] барканад.
Мо хори ғам дар пои ҷон дар кӯят, эй гулрух, равон,
В-он гаҳ киро парвои он, к-аз пой ришта барканад?
Моҳ аст рӯят ё малак, қанд аст лаълат ё намак?
Бинмой пайкар, то фалак меҳр аз Дупайкар[2] барканад.
Боре ба нозу дилбарӣ бар сӯи саҳро бигзарӣ,
Волеҳ шавад кабки дарӣ, товус шаҳпар барканад.
Саъдӣ чу шуд ҳиндуи ту[3], ҳил[4], то парастад рӯи ту,
К-ӯ хайма зад паҳлӯи ту, фардои маҳшар барканад.

239

Касе ки рӯи ту бинад, нигаҳ ба кас накунад,
Зи ишқ сер набошад, зи айш бас накунад.
Дар ин равиш, ки туӣ, пеши ҳар кӣ боз оӣ,
Гараш ба теғ занӣ, рӯй бозпас накунад.
Чунон ба пои ту дар мурдан орзумандам,
Ки зиндагонии хешам чунон ҳавас накунад.
Ба муддате нафасе ёди дӯсте накунӣ,

[1] Гули наргис.
[2] Бурҷи Ҷавзо.
[3] Ғулом, навкар.
[4] Бигзор, раҳо кун.

Ки ёди ту натавонад, ки як нафас накунад.
Надонамат, кӣ иҷозат навишту фатво дод,
Ки хуни халқ бирезӣ, макун, ки кас накунад.
Агар насиб набахшӣ, назар дареғ мадор,
Шакарфурӯш чунин зулм бар магас накунад.
Бинол, Саъдӣ, агар ишқи дӯстон дорӣ,
Ки ҳеч булбул аз ин нола дар қафас накунад.

240

Чӣ кунад банда, ки бар ҷавр таҳаммул накунад?
Дил агар танг шавад, меҳр табаддул накунад.
Дилу дин дар сари корат шуду бисёре нест,
Сару ҷон хоҳ, ки девона тааммул накунад.
Сеҳр, гӯянд, ҳаром аст дар ин аҳд, валек
Чашмат он кард, ки Ҳорут ба Бобил накунад.
Ғарқа дар баҳри амиқи ту чунон бехабарам,
Ки мабодо, ки чи дарём, чи соҳил накунад.
Ба гулистон наравам, то ту дар оғӯши манӣ,
Булбул ар рӯи ту бинад, талаби гул накунад.
Ҳар кӣ бо дӯст чу Саъдӣ нафасе хуш дарёфт,
Чизу кас дар назараш боз тахайюл накунад.

241

Майл бин, к-он сарвболо мекунад,
Сарв бин, к-оҳанги саҳро мекунад.
Майл аз ин хуштар надонад кард сарв,
Нохуш он майл аст, к-аз мо мекунад.
Ҳоҷати саҳро набуд, оина ҳаст
Гар нигористон тамошо мекунад.
Ғофил аст аз сурати зебои ӯ,
Он ки суратҳои дебо мекунад.
Ман ҳам аввалрӯз донистам, ки ишқ
Хун мубоҳу хона яғмо мекунад.
Сабр ҳам суде надорад, к-оби чашм
Рози пинҳон ошкоро мекунад.
Гар муроди мо набошад, гӯ, мабош,
Чун муроди ӯст, ҳил, то мекунад.

Ёри зебо гар бирезад хуни ёр,
Зишт натвон гуфт, зебо мекунад.
Саъдиё, баъд аз таҳаммул чора нест,
Ҳар ситам к-он дӯст бо мо мекунад.
То магасро ҷони ширин дар тан аст,
Гирди он гардад, ки ҳалво мекунад.

242

Сарви баланд бин, ки чӣ рафтор мекунад,
В-он моҳи муҳташам, ки чӣ гуфтор мекунад.
Он чашми маст бин, ки ба шӯхию дилбарӣ
Қасди ҳалоки мардуми ҳушёр мекунад.
Девона мекунад дили соҳибтамизро,
Ҳар гаҳ ки илтифоти паривор мекунад.
Оқил хабар надорад аз андӯҳи ошиқон,
Хуфта-сту айби мардуми бедор мекунад.
Ман тоқати шикеб надорам зи рӯи хуб,
Сӯфӣ ба аҷзи хештан иқрор мекунад.
Бечора аз мутолиаи[1] рӯи некувон
Сад бор тавба карду дигар бор мекунад.
Саъдӣ, нагуфтамат, ки хами зулфи шоҳидон
Дар банди ӯ машав, ки гирифтор мекунад.

243

Зулфи ӯ бар рух чу ҷавлон мекунад,
Мушкро дар шаҳр арзон мекунад.
Ҷавҳарии ақл дар бозори ҳусн
Қимати лаълаш ба сад ҷон мекунад.
Офтоби ҳусни ӯ то шуъла зад,
Моҳ рух дар парда пинҳон мекунад.
Ман ҳама қасди висолаш мекунам,
В-он ситамгар азми ҳиҷрон мекунад.
Гар намакдон пуршакар хоҳӣ, матарс,

[1] Хуб нигоҳ кардан, наззора кардан.

Талхие, к-он шаккаристон мекунад.
Тири мижгону камони абрүяш
Ошиқонро иди Қурбон мекунад.
Аз вафоҳо, ҳар чӣ битвон, мекунам,
В-аз ҷафоҳо, ҳар чӣ натвон, мекунад.

244

Ёр бо мо бевафоӣ мекунад,
Бе гуноҳ аз ман ҷудоӣ мекунад.
Шамъи ҷонамро бикушт он бевафо,
Ҷои дигар рӯшноӣ мекунад.
Мекунад бо хеши худ бегонагӣ,
Бо ғарибон ошноӣ мекунад.
Ҷавфурӯш аст он нигори сангдил,
Бо ман ӯ гандумнамоӣ мекунад.
Ёри ман авбошу қаллош[1] асту ринд,
Бар ман ӯ худ порсоӣ мекунад.
Эй мусулмонон, ба фарёдам расед,
К-он фалонӣ бевафоӣ мекунад.
Киштии умрам шикастаст аз ғамаш,
Аз мани мискин ҷудоӣ мекунад.
Он чи бо ман мекунад андар замон,
Офати даври самоӣ[2] мекунад.
Саъдии ширинсухан дар роҳи ишқ
Аз лабаш бӯсе гадоӣ мекунад.

245

Ҳар кӣ бе ӯ зиндагонӣ мекунад,
Гар намемирад, гаронӣ мекунад.
Ман бар он будам, ки надҳам дил ба ишқ,
Сарвболо дилситонӣ мекунад.
Меҳрбонӣ менамоям бар қадаш,
Сангдил номеҳрбонӣ мекунад.
Барфи пирӣ менишинад бар сарам,

---

[1] Боданӯш, майгусор.
[2] Гардиши осмонӣ.

Ҳамчунон табъам ҷавонӣ мекунад.
Моҷарои дил намегуфтам ба халқ,
Оби чашмам тарҷумонӣ имекунад.
Оҳани афсурда мекӯбад, ки ҷаҳд
Бо қазои осмонӣ мекунад.
Ақлро бо ишқ зӯри панҷа нест,
Эҳтимол[1] аз нотавонӣ мекунад.
Чашми Саъдӣ дар умеди рӯи ёр
Чун даҳонаш дурфишонӣ мекунад.
Ҳам бувад шӯре дар ин сар бехилоф,
К-ин ҳама ширинзабонӣ мекунад.

246

Дилбаро, пеши вуҷудат ҳама хубон адаманд[2],
Сарварон бар дари савдои ту хоки қадаманд.
Шаҳре андар ҳавасат сӯхта дар оташи ишқ,
Халқе андар талабат ғарқаи дарёи ғаманд.
Хуни соҳибназарон рехтӣ, эй Каъбаи ҳусн,
Қатли инон кӣ раво дошт, ки сайди Ҳараманд?
Санам андар балади куфр парастанду салиб,
Зулфу рӯи ту дар ислом салибу санаманд.
Гоҳ-гоҳе бигузар дар сафи дилсӯхтагон,
То саноет бигӯянду дуое бидаманд.
Ҳар хам аз ҷаъди[3] парешони ту зиндони дил аст,
То нагӯӣ, ки асирони каманди ту каманд.
Ҳарфҳои хати мавзуни ту пиромани рӯй
Гӯӣ, аз мушки сияҳ бар гули сурӣ[4] рақаманд.
Дар чаман сарвситода-сту санавбар хомӯш,
Ки агар қомати зебо нанамоӣ, бичаманд.
З-ин амирони малоҳат, ки ту бинӣ бари кас,
Ба шикоят натавон рафт, ки хасму ҳакаманд.
Бандагонро на гузир аст зи ҳукмат, на гурез,

[1] Бурдборӣ, таҳаммул.
[2] Нобуданд.
[3] Зулфу гесӯи парешон.
[4] Гули сурх.

Чӣ кунанд, ар бикушӣ в-ар бинавозӣ, хадаманд.
Ҷаври душман чӣ кунад, гар накашад толиби дӯст?
Ганҷу мору гулу хору ғаму шодӣ ба ҳаманд.
Ғами дил бо ту нагӯям, ки ту дар роҳати нафс
Нашиносӣ, ки ҷигарсӯхтагон дар аламанд.
Ту, сабукбори қавиҳол, куҷо дарёбӣ,
Ки заъифони ғамат боркашони ситаманд?!
Саъдиё, ошиқи содиқ зи бало нагрезад,
Сустаҳдони иродат зи маломат бираманд.

247

Бо дӯст бош, гар ҳама офоқ душмананд,
К-ӯ марҳам аст, агар дигарон неш мезананд.
Эй сурате, ки пеши ту хубони рӯзгор
Ҳамчун тилисм пои хиҷолат ба домананд.
Як бомдод агар бихиромӣ ба бӯстон,
Бинӣ, ки сарвро зи лаби ҷӯй баркананд.
Талх аст пеши тоифае ҷаври хубрӯй,
Аз муътақид шунав, ки шакар мепароканaнд.
Эй муттақӣ, гар аҳли дилӣ, дидаҳо бидӯз,
К-инон ба дил рабудани мардум муайянанд.
Ё пардае зи чашми тааммул фуру гузор,
Ё дил бинеҳ, ки парда зи корат барафканaнд.
Ҷонам дареғ нест, валекин дили заъиф
Сандуқи сирри туст, нахоҳам, ки бишканaнд.
Ҳусни ту нодир аст дар ин аҳду шеъри ман,
Ман чашм бар туву ҳамагон гӯш бар мананд.
Гӯӣ, ҷамоли дӯст кӣ бинад, чунон ки ӯст?
Илло ба роҳи дидаи Саъдӣ назар кунанд.

248

Шӯхӣ макун, эй ёр, ки соҳибназаронанд,
Бегонаву хеш аз пасу пешат нигаронанд.
Кас нест, ки пинҳон назаре бо ту надорад,
Ман низ бар онам, ки ҳама халқ бар онанд.
Аҳли назар онанд, ки чашме ба иродат
Бо рӯи ту доранду дигар бебасаронанд.

Ҳар кас ғами дин дораду ҳар кас ғами дунё,
Баъд аз ғами рӯят ғамибеҳудахуронанд.
Соқӣ, бидеҳ он кӯзаи хумхона ба дарвеш,
К-онҳо ки бимурданд, гили кӯзагаронанд.
Чашме ки ҷамоли ту надидаст, чӣ дидаст?
Афсӯс бар инон, ки ба ғафлат гузаронанд.
То рои куҷо дорию парвои кӣ дорӣ,
К-аз ҳар тарафат тоифае мунтазиронанд?
Инон ки ба дидори ту дар рақс миёянд,
Чун меравӣ, андар талабат ҷомадаронанд.
Саъдӣ, ба ҷафо тарки муҳаббат натавон гуфт,
Бар дар бинишинам, агар аз хона биронанд.

249

Ин ҷо шакаре ҳаст, ки чандин магасонанд,
Ё булъабе, к-ин ҳама соҳибҳавасонанд.
Бас дар талабат саъй намудему нагуфтӣ,
К-ин ҳечкасон дар талаби мо чӣ касонанд?
Эй қофиласолор, чунин гарм чӣ ронӣ?
Оҳиста, ки дар кӯҳу камар бозпасонанд.
Сад машъала афрӯхта гардад ба чароғе,
Ин нур ту дорию дигар муқтабасонанд[1].
Ман қалбу лисонам[2] ба вафодорию суҳбат,
В-инон ҳама қалбанд[3], ки пеши ту лисонанд.
Онон ки шаб ором нагиранд зи фикрат,
Чун субҳ падид аст, ки содиқнафасонанд.
В-онон ки ба дидор чунон майл надоранд,
Савганд тавон хурд, ки беақлу хасонанд.
Донӣ, чӣ ҷафо меравад аз дасти рақибат,
Ҳайф аст, ки тӯтию заған ҳамқафасонанд.
Дар толиъи ман нест, ки наздики ту бошам,
Мегӯямат аз дур дуо, гар бирасонанд.

---

[1] Иқтибосшуда, дар ин ҷо нургирифта.
[2] Дилу забон.
[3] Дағал, найранг.

250

Хубрӯёни ҷафопеша вафо низ кунанд,
Ба касон дард фиристанду даво низ кунанд.
Подшоҳони малоҳат чу ба нахҷир раванд,
Сайдро пой бибанданду раҳо низ кунанд.
Назаре кун ба мани хаста, ки арбоби карам
Ба заъифон назар аз баҳри Худо низ кунанд.
Ошиқонро зи бари хеш марон, то бар ту
Сару зар-ҳар ду фишонанду дуо низ кунанд.
Гар кунад майл ба хубон дили ман, айб макун,
К-ин гуноҳест, ки дар шаҳри шумо низ кунанд.
Бӯсае з-он даҳани танг бидеҳ ё бифурӯш,
К-ин матоъест, ки бахшанду баҳо низ кунанд.
Ту хитоибачаӣ, аз ту хато нест аҷаб,
К-он ки аз аҳли савобанд, хато низ кунанд.
Гар равад номи ман андар даҳанат, боке нест,
Подшоҳон ба ғалат ёди гадо низ кунанд.
Саъдиё, гар накунад ёди ту он моҳ, маранҷ,
Мо кӣ бошем, ки андешаи мо низ кунанд?!

251

Агар ту баршиканӣ, дӯстон салом кунанд,
Ки ҷавр қоида бошад, ки бар ғулом кунанд.
Ҳазор захми паёпай гар иттифоқ афтад,
Зи дасти дӯст нашояд, ки интиқом кунанд.
Ба теғ агар бизанӣ бедареғу баргардӣ,
Чу рӯй боз кунӣ, бозат эҳтиром кунанд.
Маро каманд маяфкан, ки худ гирифторам,
Лавиша[1] бар сари аспони бадлигом кунанд.
Чу мурғи хона ба сангам бизан, ки боз оям,
На ваҳшиям, ки маро пойбанди дом кунанд.
Яке ба гӯшаи чашм илтифот кун моро,
Ки подшоҳон гаҳ-гаҳ назар ба ом кунанд.

---

[1] Чӯбе, ки ба василаи ресмон бар лаби асп бананд, то нагазад.

Кӣ гуфт, дар рухи зебо ҳалол нест назар?
Ҳалол нест, ки бар дӯстон ҳаром кунанд.
Зи ман бипурс, ки фатво диҳам ба мазҳаби ишқ,
Назар ба рӯи ту шояд, ки бардавом кунанд.
Даҳони ғунча бидаррад насими боди сабо,
Лабони лаъли ту вақте ки ибтисом кунанд.
Ғарибӣ Машриқу Мағриб ба ошноии ту
Ғариб нест, ки дар шаҳри мо мақом кунанд.
Ман аз ту рӯй напечам, ки шарти ишқ он аст,
Ки рӯй дар ғаразу пушт бар малом кунанд.
Ба ҷон музоиқа бо дӯстон макун, Саъдӣ,
Ки дӯстӣ набувад, ҳар чӣ нотамом кунанд.

252

Нашояд, ки хубон ба саҳро раванд,
Ҳама кас шиносанду ҳар ҷо раванд.
Ҳалол аст рафтан ба саҳро, валек
На инсоф бошад, ки бе мо раванд.
Набояд дил аз дасти мардум рабуд,
Чу хоҳанд ҷое, ки танҳо раванд.
Кӣ бипсандад аз боғбонони гул,
Ки аз бонги булбул ба саҳро раванд?
Бароранд фарёди ишқ аз Хито,
Гар ин шӯхчашмон ба яғмо раванд.
Ҳама сарвҳоро бибояд хамид,
Ки дар пои он сарвболо раванд.
Басо ҳушмандо, ки дар кӯи ишқ
Чу ман оқил оянду шайдо раванд.
Бисозем бар осмон сулламе[1],
Агар шоҳидон бар Сурайё раванд.
На Саъдӣ дар ин гил фурӯ рафту бас,
Ки онон, ки бар рӯи дарё раванд.

[1] Нардбон.

253

Ба бӯи он ки шабе дар Ҳарам биёсоянд,
Ҳазор бодия саҳл аст, агар бипаймоянд.
Тариқи ишқ ҷафо бурдан асту ҷонбозӣ,
Дигар чӣ чора, ки бо зӯрманд барн-оянд?
Агар ба бом бароял ситорапешонӣ,
Чу моҳи ид ба ангуштҳош бинмоянд.
Дари гурез набастаст, лекин аз назараш
Куҷо раванд асирон, ки бандбарпоянд?
Зи хун азизтарам нест моя дар тан,
Фидои дасти азизон, агар биёлоянд.
Магар ба хайли ту бо дӯстон напайванданд?
Магар ба шаҳри ту бар ошиқон набахшоянд?
Фидои ҷони ту, гар ҷони ман тамаъ дорӣ,
Ғуломи ҳалқабагӯш он кунад, ки фармоянд.
Ҳазор сарви хиромон ба ростӣ нарасад,
Ба қомати ту, в-агар сар бар осмон соянд.
Ҳадиси ишқи туву достони ишқи маро
Ҳазор Лайлию Маҷнун бар он наяфзоянд.
Мисоли Саъдӣ уд аст, то насӯзонӣ,
Ҷамоат аз нафасаш дам ба дам наёсоянд.

254

Ахтароне, ки ба шаб дар назари мо оянд,
Пеши хуршед муҳол аст, ки пайдо оянд.
Ҳамчунин пеши вуҷудат ҳама хубон адаманд,
Гарчи дар чашми халоиқ ҳама зебо оянд.
Мардум аз қотили амдо бигурезанд ба ҷон,
Покбозон бари шамшери ту амдо оянд.
То маломат накунӣ тоифаи риндонро,
Ки ҷамоли ту бибинанду ба ғавғо оянд.
Яъламуллаҳ, ки гар ой ба тамошо рӯзе,
Мардумон аз дару бомат ба тамошо оянд.
Далқу саҷҷодаи номус ба майхона фирист,
То муридони ту дар рақсу таманно оянд.

Аз сари сӯфии солус дутоӣ баркаш,
К-андар ин раҳ адаб он аст, ки танҳо оянд.
Менадонам хатари дӯзаху савдои биҳишт,
Ҳар куҷо хайма занӣ, аҳли дил он ҷо оянд.
Оҳи Саъдӣ ҷигари гӯшанишинон хун кард,
Хуррам он рӯз, ки аз хона ба саҳро оянд.

255

Туро самоъ набошад, ки сӯзи ишқ набуд,
Гумон мабар, ки бароянд зи хом ҳаргиз дуд.
Чу ҳар чӣ мерасад, аз дасти ӯст, фарқе нест
Миёни шарбати нӯшину теғи заҳролуд.
Насими боди сабо бӯи ёри ман дорад,
Чу бод хоҳам аз ин пас ба бӯи ӯ паймуд.
Ҳамегузашту назар кардамаш ба гӯшаи чашм,
Ки як назар бирабоям, маро зи ман бирабуд.
Ба сабр хостам аҳволи ишқ пӯшидан,
Дигар ба гил натавонистам офтоб андуд.
Савори ақл кӣ бошад, ки пушт нанмояд,
Дар он мақом, ки султони ишқ рӯй намуд?
Паёми мо кӣ расонад ба хидматаш, ки ризо
Ризои туст, гарам хаста дорӣ, ар хушнуд.
Шабе нарафт, ки Саъдӣ ба доғи ишқ нагуфт:
Дигар шаб омаду кай бе ту рӯз хоҳад буд?

256

Нафасе вақти баҳорам ҳаваси саҳро буд
Бо рафиқе ду, ки доим натавон танҳо буд.
Хоки Шероз чу дебои мунаққаш дидам,
В-он ҳама сурати шоҳид, ки бар он дебо буд.
Порс дар сояи иқболи Атобак[1] эмин,
Лекин аз нолаи мурғони чаман ғавғо буд.
Шаккарин пистадаҳоне ба тафарруҷ бигузашт,
Ки чӣ гӯям, натавон гуфт, ки чун зебо буд.

---

[1] Атобак Музаффаруддин Абӯбакр ибни Саъд ибни Зангӣ – подшоҳи Порс.

Яъламуллаҳ, ки шақоиқ на бад-он лутфу суман
На бад-он бӯю санавбар на бад-он боло буд.
Фитнаи Сомирияш дар назари шӯрангез,
Нафаси исавияш дар дар лаби шаккархо буд.
Ман дар андеша, ки бут ё маҳи нав, ё малак аст,
Ёри бутпайкари маҳрӯи малаксимо буд.
Дили Саъдию ҷаҳоне ба даме ғорат кард,
Ҳамчу Наврӯз, ки бар хони малик яғмо буд.

257

Аз дасти дӯст ҳар чӣ ситонӣ, шакар бувад,
В-аз дасти ғайри дӯст табарзад[1] табар бувад.
Душман гар остини гул афшонадат ба рӯй,
Аз тири чарху санги фалохан[2] батар бувад.
Гар хоки пои дӯст худованди шавқро
Дар дидагон кашанд, ҷилои басар бувад.
Шарти вафост, он ки чу шамшер баркашад,
Ёри азиз ҷони азизаш сипар бувад.
Ё Раб, ҳалоки ман макун, илло ба дасти дӯст,
То вақти ҷон супурданам андар назар бувад.
Гар ҷон диҳӣ, в-агар сари бечорагӣ ниҳӣ,
Дар пои дӯст ҳар чӣ кунӣ, мухтасар бувад.
Мо сар ниҳодаем, ту донию теғу тоҷ,
Теғе ки моҳрӯй занад, тоҷи сар бувад.
Муштоқро, ки сар биравад дар вафои ёр,
Он рӯз рӯзи давлату рӯзи зафар бувад.
Мо тарки ҷон аз аввали ин кор гуфтаем,
Онро ки ҷон азиз бувад, дар хатар бувад.
Он к-аз бало битарсаду аз қатл ғам хурад,
Ӯ оқил асту шеваи маҷнун дигар бувад.
Бо нимпухтагон натавон гуфт сӯзи ишқ,
Хом аз азоби сӯхтагон бехабар бувад.
Ҷоно, дили шикастаи Саъдӣ нигоҳ дор,
Донӣ, ки оҳи сӯхтагонро асар бувад.

---

[1] Набот.
[2] Василаи сангандозӣ.

258

Маро роҳат аз зиндагӣ дӯш буд,
Ки он моҳрӯям дар оғӯш буд.
Чунон масти дидору ҳайрони ишқ,
Ки дуёву динам фаромӯш буд.
Нагӯям маи лаъли ширингувор,
Ки заҳр аз кафи дасти ӯ нӯш буд.
Надонистам аз ғояти лутфу ҳусн,
Ки симу суман ё бару дӯш буд.
Ба дидору гуфтори ҷонпарвараш
Саропои ман дидаву гӯш буд.
Намедонам ин шаб, ки чун рӯз шуд,
Касе боздонад, ки боҳуш буд.
Муаззин ғалат кард бонги намоз,
Магар ҳамчу ман масту мадҳуш буд?!
Бигуфтему душман бидонисту дӯст,
Намонд он таҳаммул, ки сарпӯш буд.
Ба хобаш магар дидай, Саъдиё?
Забон даркаш имрӯз, к-он дӯш буд.
Мабодо, ки ганҷе бибинад фақир,
Ки натвонад аз ҳирс хомӯш буд.

259

Ночор, ҳар кӣ соҳиби рӯи накӯ бувад,
Ҳар ҷо ки бигзарад, ҳама чашме бар ӯ бувад.
Эй гул, ту низ шӯхии булбул муоф дор,
К-он ҷо ки рангу бӯй бувад, гуфтугӯ бувад.
Нафс орзу кунад, ки ту лаб бар лабаш ниҳӣ,
Баъд аз ҳазор сол, ки хокаш сабӯ бувад.
Покизарӯй дар ҳама шаҳре бувад, валек
На чун ту покдоману покизахӯ бувад.
Эй гӯиҳуснбурда зи хубони рӯзгор,
Мискин касе, ки дар хами чавгон чу гӯ бувад.
Мӯе чунин дареғ набошад гиреҳ задан?
Бигзор, то канору барат мушкбӯ бувад.

Пиндорам, он ки бо ту надорад тааллуқе,
На одамӣ, ки сурате аз сангу рӯ бувад.
Ман боре аз ту барнатавонам гирифт чашм,
Гумкардадил ҳар оина дар ҷустуҷӯ бувад.
Барменаёяд аз дили тангам нафас тамом,
Чун нолаи касе, ки ба чоҳе фурӯ бувад.
Саъдӣ, сипос дору ҷафо бину дам мазан,
К-аз дасти некувон ҳама чизе накӯ бувад.

260

Ман чӣ дар пои ту резам, ки хурои[1] ту бувад?
Сар на чизест, ки шоистаи пои ту бувад.
Хуррам он рӯй, ки дар рӯи ту бошад ҳама умр,
В-ин набошад магар он вақт, ки рои ту бувад.
Заррае дар ҳама аҷзои мани мискин нест,
Ки на он зарра муаллақ ба ҳавои ту бувад.
То туро ҷой шуд, эй сарви равон, дар дили ман,
Ҳеч кас менаписандам, ки ба ҷои ту бувад.
Ба вафои ту, ки гар хишт зананд аз гили ман,
Ҳамчунон дар дили ман меҳру вафои ту бувад.
Ғоят он аст, ки мо дар сари кори ту равем,
Марги мо бок набошад, чу бақои ту бувад.
Мани парвонасифат пеши ту, эй шамъи Чигил,
Гар бисӯзам, гунаҳи ман, на хатои ту бувад.
Аҷаб аст, он ки туро диду ҳадиси ту шунид,
Ки ҳама умр на муштоқи лиқои ту бувад.
Хуш бувад нолаи дилсӯхтагон аз сари дард,
Хоса дарде, ки ба уммеди давои ту бувад.
Мулки дунё ҳама бо ҳиммати Саъдӣ ҳеч аст,
Подшоҳиш ҳамин бас, ки гадои ту бувад.

[1] Шоиста, дархур.

261

Ё Раб, шаби дӯшин чӣ муборак саҳаре буд,
К-ӯро ба сари куштаи ҳиҷрон гузаре буд?
Он дӯст, ки моро ба иродат назаре ҳаст,
Бо мо магар ӯро ба иноят назаре буд?
Минбаъд ҳикоят накунам талхии ҳиҷрон,
К-он мева ки аз сабр баромад, шакаре буд.
Рӯе натавон гуфт, ки ҳуснаш ба чӣ монад,
Гӯӣ, ки дар он нимашаб аз рӯз даре буд.
Гӯям, қамаре буд, кас аз ман написандад,
Боғе, ки ба ҳар шохи дарахташ қамаре буд.
Он дам, ки хабар будам аз ӯ, то ту нагӯӣ,
К-аз хештану ҳар кӣ ҷаҳонам, хабаре буд.
Дар олами васфаш ба ҷаҳоне бирасидам,
К-андар назарам ҳар ду ҷаҳон мухтасаре буд.
Ман будаму ӯ, не, қалам андар сари ман каш,
Бо ӯ натавон гуфт, вуҷуди дигаре буд.
Бо ғамзаи хубон, ки чу шамшери кашида-ст,
Дар сабр бидидам, ки на муҳкам сипаре буд.
Саъдӣ, натавонӣ, ки дигар дида бидӯзӣ,
К-он дил бирабуданд, ки сабраш қадаре буд.

262

Айбе набошад аз ту, ки бар мо ҷафо равад,
Маҷнун аз остонаи Лайлӣ куҷо равад?
Гар ман фидои ҷони ту гардам, дареғ нест,
Бисёр сар, ки дар сари меҳру вафо равад.
В-ар ман гадои кӯи ту бошам, ғариб нест,
Қорун агар ба хайли ту ояд, гадо равад.
Маҷрӯҳи тири ишқ, агараш теғ бар қафост,
Чун меравад зи пеши ту, чашм аз қафо равад.
Ҳайф оядам, ки пой ҳаме бар замин ниҳӣ,
К-ин пой лоиқ аст, ки бар чашми мо равад.

Дар ҳеч мавқифам[1] сари гуфтушунид нест,
Илло дар он мақом, ки зикри шумо равад.
Эй ҳушёр, агар ба сари маст бигзарӣ,
Айбаш макун, ки бар сари мардум қазо[2] равад.
Мо чун нишона, пой ба гил дар бимондаем,
Хасм он ҳариф нест, ки тираш хато равад.
Эй ошнои кӯи муҳаббат, сабур бош,
Бедоди некувон ҳама бар ошно равад.
Саъдӣ, бадар намекунӣ аз сар ҳавои дӯст,
Дар пот лозим аст, ки хори ҷафо равад.

263

Гуфтамаш, сер бибинам, магар аз дил биравад,
В-ончунон пой гирифтаст, ки мушкил биравад.
Диле аз санг бибояд ба сари роҳи видоъ,
То таҳаммул кунад он рӯз, ки маҳмил биравад.
Чашми ҳасрат ба сари ашк фурӯ мегирам,
Ки агар роҳ диҳам, қофила бар гил биравад.
Раҳ надидам, чу бирафт аз назарам сурати дӯст,
Ҳамчу чашме, ки чароғаш зи муқобил биравад.
Мавҷ аз ин бор чунон киштии тоқат бишикаст,
Ки аҷаб дорам, агар тахта ба соҳил биравад.
Саҳл буд, он ки ба шамшери итобам[3] мекушт,
Қатли соҳибназар он аст, ки қотил биравад.
На аҷаб, гар биравад қоидаи сабру шикеб,
Пеши ҳар чашм, ки он қадду шамоил баравад.
Кас надонам, ки дар ин шаҳр гирифтори ту нест,
Магар он кас, ки ба шаҳр ояду ғофил биравад.
Гар ҳама умр надодаст касе дил ба хаёл,
Чун биёяд ба сари роҳи ту, бедил биравад.
Рӯй бинмой, ки сабр аз дили сӯфӣ бибарӣ,
Парда бардор, ки ҳуш аз сари оқил биравад.

[1] Маҳалли истодан.
[2] Ҳукми аз пеш таъйиншудаи осмонӣ.
[3] Маломат, сарзаниш.

Саъдӣ ар ишқ набозад, чӣ кунад мулки вуҷуд?
Ҳайф бошад, ки ҳама умр ба ботил биравад.
Қимати васл надонад, магар озурдаи ҳаҷр,
Монда осуда бихусбад, чу ба манзил биравад.

264

Ҳар кӣ маҷмӯъ набошад, ба тамошо наравад,
Ёри бо ёр сафаркарда ба танҳо наравад.
Боди осоиши гетӣ назанад бар дили реш,
Субҳи содиқ надамад, то шаби ялдо наравад.
Бар диловехтагон[1] арсаи олам танг аст,
К-он ки ҷое ба гил афтод, дигар ҷо наравад.
Ҳаргиз андешаи ёр аз дили девонаи ишқ
Ба тамошои гулу сабзаву саҳро наравад.
Ба сари хори муғелон биравам бо ту чунон
Ба иродат, ки яке бар сари дебо наравад.
Бо ҳама рафтани зебои тазарв андар боғ,
Ки ба шӯхӣ биравад, пеши ту зебо наравад.
Гар ту, эй тахти Сулаймон, ба сари мо з-ин даст
Рафт хоҳӣ, аҷаб, ар мӯрча дар по наравад.
Боғбонон ба шаб аз заҳмати булбул чунанд,
Ки дар айёми гул аз боғча ғавғо наравад?
Ҳама олам суханам рафту ба гӯшат нарасид,
Оре, он ҷо ки ту бошӣ, сухани мо наравад.
Ҳар кӣ моро ба насиҳат зи ту мепечад рӯй,
Гӯ ба шамшер, ки ошиқ ба мудоро наравад.
Моҳи рухсор бипӯшӣ ту, бути яғмоӣ,
То дили ҳалқе аз ин шаҳр ба яғмо наравад.
Гавҳари қиматӣ аз коми наҳангон оранд,
Ҳар кӣ ӯро ғами ҷон аст, ба дарё наравад.
Саъдиё, бор кашу ёр фаромӯш макун,
Меҳри Вомиқ ба ҷафо кардани Азро наравад.

---

[1] Дилбастагон.

265

Ҳар киро боғчае ҳаст, ба бустон наравад,
Ҳар кӣ маҷмӯъ[1] нишастаст, парешон наравад.
Он ки дар доманаш овехта бошад хоре,
Ҳаргизаш гӯшаи хотир ба гулистон наравад.
Сафари қибла дароз асту муҷовир бо дӯст,
Рӯй дар қиблаи маънӣ ба биёбон наравад.
Гар биёранд калиди ҳама дарҳои биҳишт,
Ҷони ошиқ ба тамошогаҳи ризвон наравад.
Гар сарат маст кунад бӯи ҳақиқат рӯзе,
Андарунат ба гулу лолаву райҳон наравад.
Ҳар кӣ донист, ки манзилгаҳи маъшуқ куҷост,
Муддаъӣ бошад, агар бар сари пайкон наравад.
Сифати ошиқи содиқ ба дурустӣ он аст,
Ки гараш сар биравад, аз сари паймон наравад.
Ба насиҳатгари дилшефта мебояд гуфт:
Бирав, эй хоҷа, ки ин дард ба дармон наравад.
Ба малоик набаранд аз дили мо сурати ишқ,
Нақш бар санг набишта-ст, ба тӯфон наравад.
Ишқро ақл намехост, ки бинад, лекин
Ҳеч айёр набошад, ки ба зиндон наравад.
Саъдиё, гар ҳама шаб шарҳи ғамаш хоҳӣ гуфт,
Шаб ба поён раваду шарҳ ба поён наравад.

266

Дар ман ин айб қадим асту бадар меноравад,
Ки маро бе маю маъшуқ ба сар меноравад.
Сабрам аз дӯст мафармою тааннут[2] бигузор,
К-ин балоест, ки аз табъи башар меноравад.
Мурғи маълуф, ки бо хонахудо унс гирифт,
Гар ба сангаш бизанӣ, ҷои дигар меноравад.
Аҷаб аз дидаи гирёни манат меояд?
Аҷаб он аст, к-аз ӯ хуни ҷигар меноравад.

---

[1] Осудахотир.
[2] Хурдагирӣ, сарзаниш.

Ман аз ин бознаёям, ки гирифтам дар пеш,
Агарам меравад аз пеш, агар менаравад.
Хостам, то назаре бингараму бозоям,
Гуфт: Аз ин кӯчаи мо роҳ бадар менаравад.
Ҷаври маъшуқ чунон нест, ки илзоми[1] рақиб,
Гӯӣ, абрест, ки аз пеши қамар менаравад.
То ту манзур ба дид омадӣ, эй фитнаи Порс,
Ҳеч дил нест, ки дунболи назар менаравад.
Захми шамшери ғаматро ба шикебоию ақл
Чанд марҳам биниҳодему асар менаравад.
Тарки дунёву тамошову танаъъум[2] гуфтем,
Меҳр муҳрест, ки чун нақши ҳаҷар менаравад.
Мавзиъе дар ҳама офоқ надонам имрӯз,
К-аз ҳадиси špману ҳусни ту хабар менаравад.
Эй ки гуфтӣ, марав андар паи хубон, Саъдӣ,
Чанд гӯӣ? Магас аз пеши шакар менаравад.

267

Сарвболое ба саҳро меравад,
Рафтанаш бин, то чӣ зебо меравад.
То кадомин боғ аз ӯ хуррамтар аст,
К-ӯ ба ромиш кардан он ҷо меравад.
Меравад дар роҳу дар аҷзои хок
Мурда мегӯяд: Масеҳо меравад.
Инчунин бехуд нарафтӣ сангдил,
Гар бидонистӣ, ки бар мо меравад.
Аҳли дилро гӯ: Нигаҳ доред чашм,
К-он парипайкар ба яғмо меравад.
Ҳар киро дар шаҳр дид аз марду зан,
Дил рабуд, акнун ба саҳро меравад.
Офтобу сарв ғайрат[3] мебаранд,
К-офтобе сарвболо меравад.

[1] Музоҳиммати ҳамешагӣ.
[2] Зиндагии бо нозу неъмат.
[3] Рашк.

Боғро чандон бисот афкандаанд,
К-одамӣ бар фарши дебо меравад.
Ақлро бо ишқ зӯри панҷа нест,
Кори мискин аз мудоро меравад.
Саъдиё, дил дар сараш кардию рафт,
Балки ҷонаш низ дар по меравад.

268

Эй сорбон, оҳиста рон, к-ороми ҷонам меравад,
В-он дил, ки бо худ доштам, бо дилситонам меравад.
Ман мондаам маҳҷур[1] аз ӯ, бечораву ранҷур аз ӯ,
Гӯӣ, ки неше дур аз ӯ дар устухонам меравад.
Гуфтам ба найрангу фусун пинҳон кунам реши дарун,
Пинҳон намемонад, ки хун бар остонам меравад.
Маҳмил бидор, эй сорвон, тундӣ макун бо корвон,
К-аз ишқи он сарви равон, гӯӣ, равонам меравад.
Ӯ меравад доманкашон, ман заҳри танҳоӣ чашон,
Дигар мапурс аз ман нишон, к-аз дил нишонам меравад.
Баргашт ёри саркашам, бигзошт айши нох(в)ашам,
Чун миҷмаре пуроташам, к-аз сар духонам меравад.
Бо он ҳама бедоди ӯ в-ин аҳди бебунёди ӯ,
Дар сина дорам ёди ӯ, ё бар забонам меравад.
Боз ою бар чашмам нишин, эй дилситони нозанин,
К-ошӯбу фарёд аз замин бар осмонам меравад.
Шаб то саҳар менағнавам[2] в-андарзи кас менашнавам,
В-ин раҳ на қосид меравам, к-аз каф инонам меравад.
Гуфтам, бигирям, то ибил[3] чун хар фурӯ монад ба гил,
В-ин низ натвонам, ки дил бо корвонам меравад.
Сабр аз висоли ёри ман, баргаштан аз дилдори ман,
Гарчи набошад кори ман, ҳам кор аз онам меравад.
Дар рафтани ҷон аз бадан гӯянд ҳар навъе сухан,

[1] Ҷудо, дур.
[2] Намеосоям.
[3] Шутур.

Ман худ ба чашми хештан дидам, ки ҷонам меравад.

Саъдӣ, фиғон аз дасти мо лоиқ набуд, эй бевафо,
Тоқат намеорам ҷафо, кор аз фиғонам меравад.

269

Он ки маро орзуст, дер муяссар шавад,
В-ин чи маро дар сар аст, умр дар ин сар шавад.
То ту наёӣ ба фазл, рафтани мо ботил аст,
В-ар ба масал пои саъй дар талабат сар шавад.
Барқи ҷамоле биҷаст, хирмани халқе бисӯхт,
З-он ҳама оташ нагуфт, дуди диле бар шавад.
Эй назари офтоб, ҳеч зиён дорадат,
Гар дару девори мо аз ту мунаввар шавад?
Гар нигаҳе дӯствор бар тарафи мо кунӣ,
Ҳуққа ҳамон кимиёст, в-ин миси мо зар шавад.
Ҳуши хирадмандро ишқ ба тороҷ бурд,
Ман нашунидам, ки боз сайди кабӯтар шавад.
Гар ту чунин хубрӯй бори дигар бигзарӣ,
Суннати парҳезгор дини қаландар шавад.
Ҳар кӣ ба гил дар бимонд, то бинагиранд даст,
Ҳар чӣ кунад ҷаҳд беш, пой фурӯтар шавад.
Чун мутасаввар шавад дар дили мо нақши дӯст,
Ҳамчу буташ бишканем, ҳар чӣ мусаввар шавад.
Партави хуршеди ишқ бар ҳама афтад, валек
Санг ба як навъ нест, то ҳама гавҳар шавад.
Ҳар чӣ ба гӯши қабул дафтари Саъдӣ шунид,
Дафтари ваъзаш ба гӯш ҳамчу дафи тар[1] шавад.

270

Ҳар лаҳза дар барам дил аз андеша хун шавад,
То мунтаҳои кори ман аз ишқ чун шавад.
Дил барқарор нест, ки гӯям насиҳате,
Аз роҳи ақлу маърифаташ раҳнамун шавад.
Ёр он ҳариф[1] нест, ки аз дар дароядам,

---

[1] Пӯсти даф агар тар бошад, садои нохуш дорад.

Ишқ он ҳадис нест, ки аз дил бурун шавад.
Фарҳодворам аз лаби Ширин гузир нест,
В-ар кӯҳи меҳнатам ба масал Бесутун шавад.
Сокин намешавад нафасе оби чашми ман,
Симоб турфа набвад, агар бесукун шавад.
Дам даркаш аз маломатам, эй дӯст, зинҳор,
К-ин дарди ошиқӣ ба маломат фузун шавад.
Ҷуз дида ҳеч дӯст надидам, ки саъй кард,
То заъфарони чеҳраи ман лолагун шавад.
Девори дил ба санги тааннут хароб гашт,
Рахти сарои ақл ба яғмо кунун шавад.
Чун даври орази ту барандохт расми ақл,
Тарсам, ки ишқ дар сари Саъдӣ ҷунун шавад.

271

Бахт ин кунад, ки рои ту бо мо яке шавад,
То бишнавад ҳасуду бар ӯ новаке шавад.
Хунам бирезу бар сари хокам гузор кун,
К-ин ранҷу сахтиям ҳама пеш андаке шавад.
Онро мусаллам аст тамошои навбаҳор,
К-аз ишқи бӯстон гулу хораш яке шавад.
Эй муфлис, он чи дар сари туст аз хаёли ганҷ,
Поят зарурат аст, ки дар маҳлаке[2] шавад.
Саъдӣ дар ин каманд ба девонагӣ фитод,
Гар дигараш халос бувад, зираке шавад.

272

Он ки нақше дигараш ҷое мусаввар мешавад,
Нақши ӯ дар чашми мо ҳар рӯз хуштар мешавад.
Ишқ, донӣ, чист? Султоне ки ҳар ҷо хайма зад,
Бехилоф он мамлакат бар вай муқаррар мешавад.
Дигаронро талх меояд шароби ҷаври ишқ,
Мо зи дасти дӯст мегирему шаккар мешавад.
Дил зи ҷон баргиру дар бар гир ёри меҳрбон,

---

[1] Мусоҳиб, ҳамкор.
[2] Ҷои ҳалок.

Гар бад-ин миқдорат он давлат муяссар мешавад.

Ҳаргизам дар сар набуд андешаи савдо, валек
Пил агар дар банд меафтад, мусаххар мешавад.
Айшҳо дорам дар ин оташ, ки бинӣ дам ба дам,
К-андарунам гарчи месӯзад, мунаввар мешавад.
То напиндорӣ, ки бо дигар касам хотир хуш аст,
Зоҳирам бо ҷамъу хотир ҷои дигар мешавад.
Ғайратам гӯяд, нагӯям бо ҳарифон рози хеш,
Боз мебинам, ки дар офоқ дафтар мешавад.
Оби шавқ аз чашми Саъдӣ меравад бар дасту хат,
Лоҷарам чун шеър меояд, сухан тар[1] мешавад.
Қавли матбӯъ аз даруни сӯзнок ояд, ки ӯ
Чун ҳамесӯзад ҷаҳон аз вай муаттар мешавад.

273

Ҳафтае меравад аз умру ба даҳ рӯз кашид,
К-аз гулистони сафо бӯи вафое надамид.
Он ки баргашту ҷафо карду ба ҳечам бифурӯхт,
Ба ҳама оламаш аз ман натавонанд харид.
Ҳар чӣ з-он талхтар андар ҳама олам набувад,
Гӯ, бигӯ аз лаби ширин, ки латиф асту лазиз.
Гар ман аз хор битарсам, набарам домани гул,
Ком дар коми наҳанг аст, бибояд талабид.
Марав, эй дӯст, ки мо бе ту нахоҳем нишаст,
Мабур, эй ёр, ки мо аз ту нахоҳем бурид.
Аз ту бо маслиҳати хеш намепардозам,
Ки муҳол аст, ки дар худ нигарад, ҳар кӣ ту дид.
Офарин кардану дашном шунидан саҳл аст,
Чӣ аз он беҳ, ки бувад бо ту маро гуфтушунид?
Ҷаҳди бисёр бикардам, ки нагӯям ғами дил,
Оқибат ҷон ба даҳон омаду тоқат бирасид.
Охир, эй мутриб, аз ин пардаи «Ушшоқ»[2] бигард,
Чанд гӯӣ, ки маро парда ба чанги ту дарид?

---

[1] Обдору латифу шодоб.
[2] Номи пардаву мақомест дар мусиқӣ.

Ташнагонат ба лаб, эй чашмаи ҳайвон, мурданд,
Чанд чун моҳии бар хушк тавонанд тапид?
Сухани Саъдӣ бишнав, ки ту худ зебоӣ,
Хоса он вақт, ки дар гӯш кунӣ марворид.

274

Чӣ сарв аст он, ки боло менамояд,
Инон аз дасти дилҳо мерабояд.
Кӣ зод ин сурати манзури маҳбуб?
Аз ин сурат, надонам, то чӣ зояд.
Агар сад навбаташ чун қурси хуршед
Бибинам, об дар чашми ман ояд.
Кас андар аҳди мо монанди вай нест,
Вале, тарсам, ба аҳди мо напояд.
Фароғат з-он тараф чандон ки хоҳӣ,
В-аз ин ҷониб муҳаббат мефазояд.
Ҳадиси ишқи ҷонон гуфтанӣ нест,
В-агар гӯӣ, касе ҳамдард бояд.
Дарозии шаб аз нохуфтагон пурс,
Ки хоболударо кӯтаҳ намояд.
Маро пои гурез аз дасти ӯ нест,
Агар мебандадам, в-ар мекушояд.
Раҳо кун, то бияфтад нотавоне,
Ки бо сарпанҷагон зӯр озмояд.
Нашояд хуни Саъдӣ бесабаб рехт,
Валекин, чун муроди ӯст, шояд.

275

Нагуфтам, рӯза бисёре напояд,
Риёзат бигзарад, сахтӣ сар ояд?
Пас аз душворӣ осонист ночор,
Валекин одамиро сабр бояд.
Рух аз мо то ба кай пинҳон кунад ид?
Ҳилол, онак[1], ба абрӯ менамояд.
Саробустон дар ин мавсим чӣ бандӣ?

[1] Он ҷо.

Дараш бикшой, то дил баркушояд.

Ғуломонро бигӯ, то уд сӯзанд,
Канизакро бигӯ, то мушк соянд,
Ки пиндорам, нигори сарвболо
Дар ин дам таҳниятгӯён дароянд.
Саворон ҳалқа бирбуданду он шӯх
Ҳанӯз аз ҳалқаҳо[1] дил мерабояд.
Чу ёр андар ҳадис оянд ба маҷлис,
Муғанниро[2] бигӯ, то кам сарояд,
Ки шеър андар чунин маҷлис нагунҷад,
Вале, гар гуфтаи Саъдист, шояд.

276

Ба ҳусни дилбари ман ҳеч дарнамеояд,
Ҷуз ин дақиқа[3], ки бо дӯстон намепояд[4].
Ҳаловатест лаби лаъли обдорашро,
Ки дар ҳадис наёяд, чу дар ҳадис ояд.
Зи чашми ғамзада хун меравад ба ҳасрати он,
Ки ӯ ба гӯшаи чашм илтифот фармояд.
Биё, ки дам ба дамат ёд меравад, ҳарчанд
Ки ёди об ба ҷуз ташнагӣ наяфзояд.
Умедвори ту ҷамъе, ки рӯй бинмоӣ,
Агарчи фитна нашояд, ки рӯй бинмояд.
Нахуст хунам, агар меравӣ ба қатл, бирез,
Ки гар нарезӣ, аз дидаам биполояд.
Ба интизори ту обе, ки меравад аз чашм,
Ба оби чашм намонад, ки чашма мезояд.
Кунанд ҳар касе аз ҳазратат таманное,
Хилофи ҳиммати ман, к-аз туам ту мебояд.
Шакар ба дасти турушрӯй ходимам мафирист,
В-агар ба дасти худам заҳр медиҳӣ, шояд.

---

[1] Маҳфилҳо.
[2] Овозхон, сароянда.
[3] Нукта.
[4] Вафо намекунад.

Ту ҳамчу Каъба азиз уфтодаӣ дар асл,
Ки ҳар кӣ васли ту хоҳад, ҷаҳон бипаймояд.
Ман он қиёс накардам, ки зӯри бозуи ишқ
Инони ақл зи дасти ҳаким бирбояд.
Нагуфтамат, ки ба туркон назар макун, Саъдӣ?
Чу тарки турк нагуфтӣ, таҳаммулат бояд.
Дари сарой дар ин шаҳр, агар касе хоҳад,
Ки рӯи хуб набинад, ба гил барандояд[1].

277

Бахт боз ояд аз он дар, ки яке чун ту дарояд,
Рӯи маймуни ту дидан дари давлат бикушояд.
Сабри бисёр бибояд падари пири фалакро,
То дигар модари гетӣ чу ту фарзанд бизояд.
Ин латофат, ки ту дорӣ, ҳама дилҳо бифиребад,
В-ин башошат[2], ки ту дорӣ, ҳама ғамҳо бизудояд.
Рашкам аз пираҳан ояд, ки дар оғӯши ту хусбад,
Заҳрам аз ғолия ояд, ки бар андоми ту сояд.
Найшакар бо ҳама ширинӣ, агар лаб бикушоӣ,
Пеши нутқи шакаринат чу най ангушт бихояд.
Гар маро ҳеч набошад на ба дунё, на ба уқбо,
Чун ту дорам, ҳама дорам, дигарам ҳеч набояд.
Дил ба сахтӣ биниҳодам, пас аз он дил ба ту додам,
Ҳар кӣ аз дӯст таҳаммул накунад, аҳд напояд.
Бо ҳама халқ намудам хами абрӯ, ки ту дорӣ,
Моҳи ту ҳар кӣ бибинад, ба ҳама кас бинамояд.
Гар ҳалол аст, ки хуни ҳама олам ту бирезӣ,
Он ки рӯй аз ҳама олам ба ту овард, нашояд.
Чашми ошиқ натавон дӯхт, ки маъшуқ набинад,
Пои булбул натавон баст, ки бар гул насарояд.
Саъдиё, дидани зебо на ҳаром аст, валекин
Назаре гар бирабоӣ, дилат аз каф бирабояд.

---

[1] Масдуд созад.
[2] Кушодарӯй, хушрӯй.

## 278

Сарве чу ту мебояд, то боғ биёрояд,
В-ар дар ҳама боғистон сарве набувад, шояд.
Дар ақл намегунҷад, дар ваҳм намеояд,
К-аз тухми банӣ Одам фарзанди парӣ зояд.
Чандон дили муштоқон бирбуд лаби лаълат,
К-андар ҳама шаҳр акнун дил нест, ки бирбояд.
Ҳар кас сари савдое доранду таманноe,
Ман бандаи фармонам, то дӯст чӣ фармояд.
Гар сар биравад қатъан дар пои нигоринаш,
Саҳл аст, вале тарсам, к-ӯ даст наёлояд.
Ҳаққо, ки маро дунё бе дӯст намебояд,
Бо тафриқаи хотир дунё ба чӣ кор ояд?
Сарҳост дар ин савдо чун ҳалқазанон бар дар,
То бахти баланд ин дар бар рӯи кӣ бикшояд.
Тарсам, накунад Лайлӣ ҳаргиз ба вафо майле,
То хуни дили Маҷнун аз дида напалояд.
Бар хаста набахшояд он саркаши сангиндил,
Бошад, ки чу боз ояд, бар кушта бибахшояд.
Соқӣ, бидиҳу бистон доди тараб аз дунё,
К-ин умр намемонад, в-ин аҳд намепояд.
Гӯянд, чаро Саъдӣ аз ишқ напарҳезад,
Ман мастам аз ин маънӣ, ҳушёрсаре бояд.

## 279

Фироқро диле аз санг сахттар бояд,
Маро дилест, ки бо шавқ барнамеояд.
Ҳанӯз бо ҳама бадаҳдият дуо гӯям,
Биё, в-агар ҳама дашном медиҳӣ, шояд.
Агарчи, ҳар чӣ ҷаҳонат, ба дил харидоранд,
Манат ба ҷон бихарам, то касе наяфзояд.
Бикуш, чунон ки тавонӣ, ки бандаро нарасад
Хилофи он чи Худовандгор фармояд.
На зиндаро ба ту майл асту меҳрбонию бас,
Ки мурдаро ба насимат равон биёсояд.

Мапурс куштаи шамшери ишқро, чунӣ?
Чунон ки ҳар кӣ бибинад, бар ӯ бибахшояд.
Падар, ки чун ту ҷигаргӯша аз Худо мехост,
Хабар надошт, ки дигар чӣ фитна мезояд.
Тавонгаро, дари раҳмат ба рӯи дарвешон
Мабанду гар ту бибандӣ, Худой бикшояд.
Ба хуни Саъдӣ агар ташнаӣ, ҳалолат бод,
Ту дер зӣ, ки маро умр худ намебояд.

280

Марав ба хоб, ки хобат зи чашм бирбояд,
Гарат мушоҳидаи хеш дар хаёл ояд.
Маҷоли сабр ҳамин буду мунтаҳои шикеб,
Дигар мапой, ки умр ин ҳама намепояд.
Чӣ армағоне аз он беҳ, ки дӯстон бинӣ?
Ту худ биё, ки дигар ҳеч дарнамебояд.
Агарчи соҳиби ҳуснанд дар ҷаҳон бисёр,
Чу офтоб барояд, ситора нанмояд.
Зи нақши рӯи ту машшота даст бозкашид,
Ки шарм дошт, ки хуршедро биёрояд.
Ба лутфи дилбари ман дар ҷаҳон набинӣ дӯст,
Ки душманӣ кунаду дӯстӣ бияфзояд.
На зиндаро ба ту майл асту меҳрбонию бас,
Ки мурдаро ба насимат равон биёсояд.
Дареғ нест маро, ҳар чӣ ҳаст дар талабат,
Диле чӣ бошаду ҷоне, чӣ дар ҳисоб ояд?
Чарову чун нарасад дардманди ошиқро,
Магар мутовиати дӯст, то чӣ фармояд.
Гар оҳи синаи Саъдӣ расад ба ҳазрати дӯст,
Чӣ ҷои дӯст, ки душман бар ӯ бибахшояд.

281

Умедвор чунонам, ки кори баста барояд,
Висол чун ба сар омад, фироқ ҳам ба сар ояд.
Ман аз ту сер нагардам, в-агар туруш кунӣ абрӯ,
Ҷавоби талх зи ширин муқобили шакар ояд.
Ба рағми душманам, эй дӯст, сояе ба сар овар,
Ки муши кӯр нахоҳад, ки офтоб барояд.
Гулам зи даст ба дар бурд рӯзгори мухолиф,
Умед ҳаст, ки хорам зи пой ҳам бадар ояд.
Гарам ҳаёт бимонад, намонад ин ғаму ҳасрат,
В-агар намирад булбул, дарахти гул ба бар ояд.
Зи баски дар назар омад хаёли рӯи ту моро,
Чунон шудам, ки ба ҷаҳдам хаёл дар назар ояд.
Ҳазор қуръа ба номат задему бознагаштем,
Надонам ояти раҳмат ба толиъи кӣ барояд.
Зарурат аст, ки рӯзе ба кӯҳ рафта зи дастат
Чунон бигиряд Саъдӣ, ки об то камар ояд.

282

Маро чу орзуи рӯи он нигор ояд,
Чу булбулам ҳаваси нолаҳои зор ояд.
Миёни анҷуман аз лаъли ӯ чу орам ёд,
Маро сиришки чу ёқут дар канор ояд.
Зи ранги лола маро рӯи дилбар ояд ёд,
Зи шакли сабза маро ёди хатти ёр ояд.
Гуле ба дасти ман ояд чу рӯи ту? Ҳайҳот!
Ҳазор соли дигар гар чунин баҳор ояд.
Хасон хуранд бар аз боғи васли ӯву маро
Зи гулситони ҷамолаш насиб хор ояд.
Тамаъ мадор, висоле ки бе фироқ бувад.
Ҳар оина паси ҳар мастие хумор ояд.
Маро замона зи ёрон ба манзиле андохт,
Ки розиям ба насиме, к-аз он диёр ояд.
Фироқи ёр ба якбор бехи сабр биканд,
Баҳори васл, надонам, ки кай ба бор ояд.

Дило, агарчи ки талх аст бехи сабр, вале
Чу бар умеди висол аст, хушгувор ояд.
Пас аз таҳаммули сахтӣ умеди васл марост,
Ки субҳ аз шабу тарёк ҳам зи мор ояд.
Зи чархи арбадаҷӯ бас ҳаданги тири ҷафо
Биҷасту дар дили мардони ҳушёр ояд.
Чу умри хуш нафасе гар гузар кунӣ бар ман,
Маро ҳамон нафас аз умр дар шумор ояд.
Ба ҷуз ғуломии дидори хеш Саъдиро
Зи кору бори ҷаҳон, гар шаҳист, ор ояд.

283

Сармаст агар дарой, олам ба ҳам барояд,
Хоки вуҷуди моро гард аз адам барояд.
Гар партаве зи рӯят дар кунҷи хотир афтад,
Хилватнишини ҷонро оҳ аз Ҳарам барояд.
Гулдастаи умеде бар ҷони ошиқон неҳ,
То раҳравони ғамро хор аз қадам барояд.
Гуфтӣ, ба ком рӯзе бо ту даме барорам,
Он ком барнаёмад, тарсам, ки дам барояд.
Ошиқ бигаштам, арчи дониста будам аввал,
К-аз тухми ишқбозӣ шохи надам барояд.
Гӯянд дӯстонам: Савдову нола то кай?
Савдо зи ишқ хезад, нола зи ғам барояд.
Дил рафту сабру дониш, мо мондаему ҷоне,
В-ар з-он ки ғам ғами туст, он низ ҳам барояд.
Ҳар дам зи сӯзи ишқат Саъдӣ чунон бинолад,
К-аз шеъри сӯзнокаш дуд аз қалам барояд.

284

Ба кӯи лоларухон ҳар кӣ ишқбоз ояд,
Умед нест, ки дигар ба ақл боз ояд.
Кабутаре, ки дигар ошён нахоҳад дид,
Қазо ҳамебарадаш, то ба чанги боз ояд.
Надонам, абруи шӯхат чӣ гуна меҳробест,
Ки гар бибинад зиндиқ, дар намоз ояд.

Бузургвор мақомею некбахт касе,
Ки ҳар дам аз дари ӯ чун туе фароз ояд.
Туруш набошам, агар сад ҷавоби талх диҳӣ,
Ки аз даҳони ту ширину дилнавоз ояд.
Биёву гунаи зардам бибину нақш бихон,
Ки гар ҳадис кунам, қиссае дароз ояд.
Хурӯшам аз тафи[1] сина-сту нола аз сари дард,
На чун дигар суханон, к-аз сари маҷоз[2] ояд.
Ба ҷои хок қадам бар ду чашми Саъдӣ неҳ,
Ки ҳар кӣ чун ту гувоҳе бувад, ба ноз ояд.

285

Корвони шакар аз Миср ба Шероз ояд,
Агар он ёри сафаркардаи мо боз ояд.
Гӯ, ту боз ой, ки гар хуни манат дархурд аст,
Пешат оям чу кабутар, ки ба парвоз ояд.
Ному нангу дилу дин, гӯ, биравад, ин миқдор
Чист, то дар назари ошиқи ҷонбоз ояд?
Ман худ ин санг ба ҷон металабидам ҳама умр,
К-ин қафас бишканаду мурғ ба парвоз ояд.
Агар ин доғи ҷигарсӯз, ки бар ҷони ман аст,
Бар дили кӯҳ ниҳӣ, санг ба овоз ояд.
Ман ҳамон рӯз, ки рӯи ту бидидам, гуфтам:
Ҳеч шак нест, ки аз рӯи чунин ноз ояд.
Ҳар чӣ дар сурати ақл ояду дар ваҳму қиёс,
Он ки маҳбуби ман аст, аз ҳама мумтоз ояд.
Гар ту боз оию бар нозири Саъдӣ биравӣ,
Ҳеч ғам нест, ки манзур ба эъзоз ояд.

[1] Ҳарорат, гармӣ.
[2] Муқобили ҳақиқат, ғайриҳақиқӣ.

286

Агар он аҳдшикан бо сари мисоқ ояд,
Ҷони рафта-ст, ки бо қолаби[1] муштоқ ояд.
Ҳама шабҳои ҷаҳон рӯз кунад талъати[2] ӯ,
Гар чу субҳеш назар бар ҳама офоқ ояд.
Ҳар ғамеро фараҷе ҳаст, валекин тарсам,
Пеш аз онам бикушад заҳр, ки тарёқ ояд.
Бандагӣ ҳеч накардему тамаъ медорем,
Ки худовандӣ аз он сирату ахлоқ ояд.
Гар ҳама сурати хубони ҷаҳон ҷамъ кунанд,
Рӯи зебои ту дебочаи[3] авроқ ояд.
Дигаре гар ҳама эҳсон кунад, аз ман бухл аст,
В-аз ту матбӯъ бувад, гар ҳама эҳроқ[4] ояд.
Сарв аз он пой гирифтаст ба як ҷой муқим,
Ки агар бо ту равад, шармаш аз он соқ ояд.
Бе ту гар боди сабо мезанадам бар дили реш,
Ҳамчунон аст, ки оташ ки ба ҳурроқ[5] ояд.
Гар фироқат накушад, ҷон ба висолат бидиҳам,
Ту гарав бурдӣ, агар ҷуфту агар тоқ ояд.
Саъдиё, ҳар кӣ надорад сари ҷонафшонӣ,
Марди он нест, ки дар ҳалқаи ушшоқ ояд.

287

Начандон орзумандам, ки васфаш дар баён ояд,
В-агар сад нома бинвисам, ҳикоят беш аз он ояд.
Маро ту ҷони ширинӣ, ба талхӣ рафта аз аъзо,
Ало, эй ҷон, ба тан боз о, в-агарна, тан ба ҷон ояд.
Маломатҳо, ки бар ман рафту сахтиҳо, ки пеш омад,
Гар аз ҳар навбате фасле бигӯям, достон ояд.
Чӣ парвои сухан гуфтан бувад муштоқи хидматро,
Ҳадис он гаҳ кунад булбул, ки гул бо бӯстон ояд.

---

1 Колбад, ҷисм.
2 Рӯй, чеҳра, дидор.
3 Муқаддима, сароғоз.
4 Сӯзонидан, азият расондан.
5 Сӯхта.

Чӣ суд оби Фурот, он гаҳ ки ҷони ташна берун шуд?
Чу Маҷнун дар канор афтод, Лайлӣ бар миён ояд.
Ман, эй гул, дӯст медорам туро, к-аз бӯи мушкинат
Чунон мастам, ки гӯӣ бӯи ёри меҳрбон ояд.
Насими субҳро гуфтам: Ту бо ӯ ҷонибе дорӣ,
К-аз он ҷониб, ки ӯ бошад, сабо анбарфишон ояд.
Гуноҳи туст, агар вақте бинолад ношикебое,
Надонистӣ, ки чун оташ дарандозӣ, духон ояд.
Хато гуфтам ба нодонӣ, ки ҷавре мекунад Азро,
Намебояд, ки Вомиқро шикоят бар забон ояд.
Қалам хосийяте дорад, ки сар то сина бишкофӣ,
Дигар бораш бифармоӣ, ба фарқи сар давон ояд.
Замини боғу бустонро ба ишқи боди наврӯзӣ
Бибояд сохт бо ҷавре, ки аз боди хазон ояд.
Гарат хуноба гардад дил зи дасти дӯстон, Саъдӣ,
На шарти дӯстӣ бошад, ки аз дил бар даҳон ояд.

288

Кӣ баргузашт, ки гӯӣ абир меояд?
Кӣ меравад, ки чунин дилпазир меояд?
Нишони Юсуфи гумкарда медиҳад Яъқуб,
Магар зи Миср ба Канъон башир[1] меояд?!
Зи даст рафтаму бедидагон намедонанд,
Ки захмҳои назар бар басир меояд.
Ҳамехиромаду ақлам ба тамъ мегӯяд:
Назар бидӯз, ки он беназир меояд.
Ҷамоли Каъба чунон медавонадам ба нишот,
Ки хорҳои муғелон ҳарир меояд.
На ончунон ба ту машғулам, эй биҳиштирӯй,
Ки ёди хештанам дар замир меояд.
Зи диданат натавонам, ки дида дарбандам,
В-агар муқобила бинам, ки тир меояд.
Ҳазор ҷомаи маънӣ, ки ман барандозам,
Ба қомате ки ту дорӣ, қасир[2] меояд.

[1] Муждарасон, башоратдиҳанда.
[2] Кӯтоҳ.

Ба куштан омада буд, он ки муддаъӣ пиндошт,
Ки раҳмате магараш бар асир меояд.
Расид нолаи Саъдӣ ба ҳар кӣ дар офоқ,
Ҳам оташе задаӣ, то нафир меояд.

289

Он на ишқ аст, ки аз дил ба даҳон меояд,
В-он на ошиқ, ки зи маъшуқ ба ҷон меояд.
Гӯ, бирав, дар паси зонуи саломат бинишин,
Он ки аз дасти маломат ба фиғон меояд.
Киштии ҳар кӣ дар ин вартаи хунхор афтод,
Нашунидем, ки дигар ба карон[1] меояд.
Ё мусофир, ки дар ин бодия[2] саргардон шуд,
Дигар аз вай хабару ному нишон меояд.
Чашми рағбат, ки ба дидори касе кардӣ боз,
Боз бар ҳам маниҳ, ар тиру синон меояд.
Ошиқ он аст, ки бехештан аз шавқи самоъ
Пеши шамшери бало рақскунон меояд.
Ҳошалиллаҳ[3], ки ман аз тир бигардонам рӯй,
Гар бидонам, ки аз он дасту камон меояд.
Кушта бинанду муқотил нашиносанд, ки кист,
К-ин ханданг аз назари халқ ниҳон меояд.
Андарун бо ту чунон унс гирифтаст маро,
Ки малолам зи ҳама халқи ҷаҳон меояд.
Шарти ишқ аст, ки аз дӯст шикоят накунанд,
Лекин аз шавқ ҳикоят ба забон меояд.
Саъдиё, ин ҳама фарёди ту бе дарде нест,
Оташе ҳаст, ки дуд аз сари он меояд.

---

[1] Соҳил, канора.
[2] Сро, биёбон.
[3] Паноҳ бар Худо, аз ман дур бод!

290

Туро сарест, ки бо мо фурӯ намеояд,
Маро диле, ки сабурӣ аз ӯ намеояд.
Кадом дида ба рӯи ту боз шуд ҳама умр,
Ки оби дида ба рӯяш фурӯ намеояд?
Ҷуз ин қадар натавон гуфт бар ҷамоли ту айб,
Ки меҳрбонӣ аз он табъу хӯ намеояд.
Чӣ ҷавр, к-аз хами чавгони зулфи мушкинат
Бар уфтодаи мискин чу гӯ намеояд?
Агар ҳазор газанд ояд аз ту бар дили реш,
Бад аз ман аст, ки гӯям, накӯ намеояд.
Гар[1] аз ҳадиси ту кӯтаҳ кунам забони умед,
Ки ҳеч ҳосил аз ин гуфтугӯ намеояд.
Гумон баранд, ки дар удсӯзи синаи ман
Бимурд оташи маънӣ, ки бӯ намеояд.
Чӣ ошиқ аст, ки фарёди дарднокаш нест?
Чӣ маҷлис аст, к-аз ӯ ҳою ҳу намеояд?
Ба шир буд магар шӯри ишқ Саъдиро,
Ки пир гашту тағайюр дар ӯ намеояд?!

291

Онак, аз ҷаннати фирдавс яке меояд,
Ахтаре мегузарад, ё малаке меояд.
Ҳар шакарпора, ки дармерасад аз олами ғайб,
Бар дили реши азизон намаке меояд.
То магар ёфта гардад нафасе хидмати ӯ,
Нафасе меравад аз умру яке меояд.
Саъдиё, лашкари султони ғамаш мулки вуҷуд
Ҳам бигирад, ки дамодам язаке[2] меояд.

---

[1] Мухаффафи «магар».
[2] Пешрави лашкар.

292

Ширин даҳони он бути айёр бингаред,
Дур дар миёни лаъли шакарбор бингаред.
Бустони оразаш, ки тамошогаҳи дил аст,
Бар наргису бунафшаву гулнор бингаред.
Аз мо ба як назар биситонад ҳазор дил,
Ин обрӯю равнақи бозор бингаред.
Сунбул нишонда бар гули сурӣ, нигаҳ кунед,
Анбар фишонда гирди суманзор, бингаред.
Имрӯз рӯи ёр басе хубтар зи дист,
Имсол кори ман батар аз пор, бингаред.
Дар аҳди шоҳи одил агар фитна нодир аст,
Ин чашми масту фитнаи хунхор бингаред.
Гуфтор бишнаведашу донам, ки худ зи кибр
Бо кас сухан нагӯяд, рафтор бингаред.
Он дам, ки ҷаъди зулфи парешон барафканад,
Сад дил ба зери турраи таррор бингаред.
Ганҷест дурҷи дурри ақиқини он писар,
Болои ганҷ ҳалқазада мор бингаред.
Чашмаш ба теғи ғамзаи хунхори хиракуш
Шаҳре гирифт, қуввати бемор бингаред.
Оташкада-ст ботини Саъдӣ зи сӯзи ишқ,
Сӯзе ки дар дил аст, дар ашъор бингаред.
Дӣ гуфт: «Саъдиё, ман аз они туам» ба танз,
Ин ишваи дурӯғ дигар бор бингаред.

293

Офтоб аст он парирух ё малоик, ё башар?
Қомат аст он ё қиёмат, ё алиф, ё найшакар?
Гулбун аст он ё тани нозукниҳодаш, ё ҳарир?
Оҳан аст он ё дили номеҳрбонаш, ё ҳаҷар?
Боғи фирдавс аст, гулбаргаш нахонам ё баҳор,
Ҷони ширин аст, хуршедаш нагӯям ё қамар.
Бар фарози сарви симинаш чу бихромад ба ноз,
Чашми шӯрангез бин, то наҷм бинӣ бар шаҷар.

Кош андак моя нармӣ дар хитобаш дидаме,
В-ар маро ишқаш ба сахтӣ кушт, саҳл аст ин қадар.
Гӯша гир, эй ёр, ё ҷон дар миён овар, ки ишқ
Тирборон аст, ё таслим бояд, ё ҳазар.
Духтарони табъро, яъне, сухан бо ин ҷамол
Обрӯе нест пеши они[1] он зебописар.
Охир, эй сарви равон, бар мо гузар кун як замон,
Охир, эй ороми ҷон, дар мо назар кун як назар.
Дӯстеро гуфтам: Инак, умр шуд. Гуфт: Эй аҷаб,
Турфа медорам, ки бе дилдор чун бурдӣ ба сар?!
Гуфт: Саъдӣ, сабр кун ё симу зар деҳ, ё гурез,
Ишқро ё мол бояд, ё сабурӣ, ё сафар.

294

Омад гаҳи он ки бӯи гулзор
Мансух кунад димоғи аттор.
Хоб аз сари хуфтагон бадар бурд
Бедории булбулони асҳор.
Мо кулбаи зуҳд баргирифтем,
Саҷҷода кӣ мебарад ба хаммор?
Якранг шавем, то набошад
Ин хирқаи сатрпӯш зуннор.
Бархез, ки чашмҳои мастат
Хуфта-сту ҳазор фитна бедор.
Вақте саname диле рабудӣ,
Ту халқ рабудаӣ ба як бор.
Ё хотири хештан ба мо деҳ,
Ё хотири мо зи даст бигзор.
На роҳи шудан, на рӯи будан,
Маъшуқа малулу мо гирифтор.
Ҳам захми ту беҳ, чу мехурам захм,
Ҳам бори ту беҳ, чу мекашам бор.
Сар пеш ниҳодаам, ки дар хун
Баргардаму[2] барнагардам аз ёр.

---

[1]Ҳусн.
[2] Ғалт бизанам, биғалтам.

Гар дунйию охират биёрӣ,
К-ин ҳар ду бигиру дӯст бигзор,
Мо Юсуфи худ намефурӯшем,
Ту сими сиёҳи худ нигаҳ дор!

295

Хуфтани ошиқ якест бар сари дебову хор,
Чун натавонад кашид даст дар оғӯши ёр.
Гар дигареро шикеб ҳаст зи дидори дӯст,
Ман натавонам гирифт бар сари оташ қарор.
Оташи оҳ асту дуд меравадаш то ба сақф,
Чашмаи чашм асту мавҷ мезанадаш бар канор.
Гар ту зи мо фориғӣ, мо ба ту мустазҳарем[1],
В-ар ту зи мо бениёз, мо ба ту уммедвор.
Эй ки ба ёрони ғор муштағилӣ дӯстком,
Ғамзадае бар дар аст, чун саги асҳоби ғор.
Ин ҳама бор эҳтимол мекунаму меравам,
Уштури маст аз нишот гарм равад зери бор.
Мо сипар андохтем, гардани таслим пеш,
Гар бикушӣ, ҳокимӣ, в-ар бидиҳӣ зинҳор.
Теғи ҷафо гар занӣ, зарби ту осоиш аст,
Рӯй туруш гар кунӣ, талхи ту ширингувор.
Саъдӣ, агар доғи ишқ дар ту муассир шавад,
Фахр бувад бандаро доғи худовандгор.

296

Давлати ҷонпарвар аст суҳбати омезгор[2],
Хилвати бемуддаъӣ – суфраи беинтизор.
Охири аҳди шаб аст аввали субҳ, эй надим,
Субҳи дувум боядат, сар зи гиребон барор.
Дур набошад, ки халқ рӯз тасаввур кунанд,
Гар бинамоӣ ба шаб талъати хуршедвор.
Машъалае барфурӯз, машғалае пеш гир,
То бибаранд аз сарам заҳмати хобу хумор.

---

[1] Ба ёрии ту дилгарм мешавем.
[2] Ҳамсуҳбат.

Хезу ғанимат шумор ҷунбиши боди рабеъ,
Нолаи мавзуни мурғ, бӯи хуши лолазор.
Барги дарахтони сабз пеши худованди ҳуш
Ҳар варақе дафтарест маърифати кирдгор.
Рӯзи баҳор аст, хез, то ба тамошо равем,
Такя бар айём нест, то дигар ояд баҳор.
Ваъда, ки гуфтӣ шабе бо ту ба рӯз оварам,
Шаб бигузашт аз ҳисоб, рӯз бирафт аз шумор.
Даври ҷавонӣ гузашт мӯи сияҳ песа[1] гашт,
Барқи ямонӣ биҷаст, гард бимонд аз савор.
Дафтари фикрат бишӯй, гуфтаи Саъдӣ бигӯй,
Домани гавҳар биёр, бар сари маҷлис бибор!

297

Зинда кадом аст бари ҳушёр?
Он ки бимирад ба сари кӯи ёр.
Ошиқи девонаи сармастро
Панди хирадманд наёяд ба кор.
Сар, ки ба куштан биниҳӣ пеши дӯст,
Беҳ, ки ба гаштан биниҳӣ дар диёр.
Эй ки дилам бурдию ҷон сӯхтӣ,
Дар сари савдои ту шуд рӯзгор.
Шарбати заҳр ар ту диҳӣ, нест талх,
Кӯҳи Уҳуд гар ту ниҳӣ, нест бор.
Бандии меҳри ту наёбад халос,
Ғарқаи ишқи ту набинад канор.
Дарди ниҳоне дили тангам бисӯхт,
Лоҷарамам ишқ бибуд ошкор.
Дар дилам ором тасаввур макун,
В-аз мижаам хоб таваққуъ мадор.
Гар гила аз мост, шикоят бигӯй,
В-ар гунаҳ аз туст, ғаромат биёр.
Бар сари по узр набошад қабул,
То нанишинӣ, нанишинад ғубор.

[1] Сиёҳу сафед.

Дил чӣ маҳал дораду динор чист?
Муддаъиям, гар накунам ҷон нисор.
Саъдӣ, агар захм хурӣ, ғам махур,
Фахр бувад доғи худовандгор.

298

Шарт аст ҷафо кашидан аз ёр,
Хамр[1] асту хумору гулбуну хор.
Ман муътақидам, ки ҳар чӣ гӯӣ,
Ширин бувад аз лаби шакарбор.
Пеши дигаре наметавон рафт,
Аз ту ба ту омадам ба зинҳор.
Айбат накунам, агар бихандӣ
Бар ман, чу бигирям аз ғамат зор.
Шак нест, ки бӯстон бихандад,
Ҳар гаҳ ки бигиряд абри озор[2].
Ту меравию хабар надорӣ,
В-андар ақибат қулубу абсор[3].
Гар пеши ту навбате бимирам,
Ҳечам набувад газанду тимор[4].
Ҷуз ҳасрати он ки зинда гардам,
То пеш бимирамат дигар бор.
Гуфтам, ки ба гӯшае чу санге
Биншинаму рӯи дил ба девор.
Донам, ки муяссарам нагардад,
Ту санг даровари ба гуфтор.
Саъдӣ наравад ба сахтӣ аз пеш,
Бо қайд куҷо равад гирифтор?

[1] Бода, шароб.
[2] Абри баҳор.
[3] Дилҳову дидаҳо.
[4] Фикру андеша.

299

Эй сабр, пой дор, ки паймон шикаст ёр,
Корам зи даст рафту наёмад ба даст ёр.
Бархост оҳам аз дилу дар хун нишаст чашм,
Ё Раб, зи ман чӣ хост, ки бе ман нишаст ёр?
Дар ишқи ёр нест маро сабру симу зар,
Лек оби чашму оташи дил ҳар ду ҳаст ёр.
Чун қоматам камонсифат аз ғам хамида дид,
Чун тир ногаҳон зи канорам бичҳаст ёр.
Саъдӣ, ба бандагиш камар бастаӣ, валек
Миннат манеҳ, ки тарфе аз ин барнабаст ёр.
Акнун ки бевафоии ёрат дуруст шуд,
Дар дил шикан умед, ки паймон шикаст ёр.

300

Ёр он бувад, ки сабр кунад бар ҷафои ёр,
Тарки ризои хеш кунад дар ризои ёр.
Гар бар вуҷуди ошиқи содиқ ниҳанд теғ,
Бинад хатои хешу набинад хатои ёр.
Ёр аз барои нафс гирифтан тариқ нест,
Мо нафси хештан бикушем аз барои ёр.
Ёрон шунидаам, ки биёбон гирифтаанд,
Бетоқат аз маломати халқу ҷафои ёр.
Ман раҳ намебарам, магар он ҷо ки кӯи дӯст,
Ман сар намениҳам, магар он ҷо ки пои ёр.
Гуфтӣ ҳавои боғ дар айёми гул хуш аст,
Моро бадар намеравад аз сар ҳавои ёр.
Бустони бемушоҳида[1] дидан муҷоҳида-ст,
В-ар сад дарахти гул бинишонӣ ба ҷои ёр.
Эй бод, агар ба гулшани рӯҳониён равӣ,
Ёри қадимро бирасонӣ дуои ёр.
Моро зи дарди ишқи ту бо кас ҳадис нест,
Ҳам пеши ёр гуфта шавад моҷарои ёр.

[1] Дидор.

Ҳар кас миёни ҷамъею Саъдию гӯшае,
Бегона бошад аз ҳама халқ ошнои ёр.

301

Ҳар шаб андешаи дигар кунаму рои дигар,
Ки ман аз дасти ту фардо биравам ҷои дигар.
Бомдодон, ки бурун мениҳам аз манзил пой,
Ҳусни аҳдам нагузорад, ки ниҳам пои дигар.
Ҳар касеро сари чизею таманнои касест,
Мо ба ғайр аз ту надорем таманнои дигар,
З-он ки ҳаргиз ба ҷамоли ту дар оинаи ваҳм
Мутасаввар нашавад сурату болои дигар.
Вомиқе буд, ки девонаи Азрое буд,
Манам имрӯзу туӣ Вомиқу Азрои дигар.
Вақти он аст, ки саҳро гулу сунбул гирад,
Халқ берун шуда, ҳар қавм ба саҳрои дигар.
Бомдодон ба тамошои чаман берун ой,
То фароғ аз ту намонад ба тамошои дигар.
Ҳар сабоҳе ғаме аз даври замон пеш ояд,
Гӯям, ин низ ниҳам бар сари ғамҳои дигар.
Боз гӯям, на, ки даврони ҳаёт ин ҳама нест,
Саъдӣ, имрӯз таҳаммул куну фардои дигар.

302

Ба фалак мерасад аз рӯи чу хуршеди ту нур,
Қул, ҳуваллоҳу аҳад[1], чашми бад аз рӯи ту дур!
Одамӣ чун ту дар офоқ нишон натвон дод,
Балки дар ҷаннати фирдавс набошад чу ту ҳур.
Ҳур фардо, ки чунин рӯи биҳиштӣ бинад,
Гараш инсоф бувад, муътариф[2] ояд ба қусур[3].
Шаби мо рӯз набошад, магар он гоҳ, ки ту
Аз шабистон бадар ойӣ чу сабоҳ аз дайҷур[4].

[1] Ба манзури дур будан аз чашмзахм мегӯянд.
[2] Эътирофкунанда.
[3] Кӯтоҳӣ.
[4] Шаби торик.

Зиндагонро на аҷаб, гар ба ту майле бошад,
Мурдагон бознишинанд ба ишқат зи қубур[1].
Он баҳоим натавон гуфт, ки ҷоне дорад,
Ки надорад назаре бо чу ту зебоманзур.
Сеҳри чашмони ту ботил накунад чашмовез,
Маст чандон ки бикӯшанд, набошад мастур.
Ин ҳаловат, ки ту дорӣ, на аҷаб, к-аз дастат
Асалӣ[2] дӯзаду зуннор бибандад занбур.
Ончи дар ғайбатат, эй дӯст, ба ман мегузарад,
Натавонам, ки ҳикоят кунам, илло ба ҳузур.
Манам имрӯзу ту ангуштнамои зану мард,
Ман ба ширинсуханӣ, ту ба накӯӣ машҳур.
Сахтамояд, ки ба ҳар дида туро менигаранд,
Саъдиё, ғайратат омад, на аҷаб Саъди[3] ғаюр.

303

Парвона намешикебад аз дур,
В-ар қасд кунад, бисӯзадаш нур.
Ҳар кас ба таъаллуқе гирифтор,
Соҳибназарон ба ишқи манзур[4].
Он рӯз, ки рӯзи ҳашр бошад,
Девони ҳисобу арзи маншур[5],
Мо зинда ба зикри дӯст бошем,
Дигар ҳаявон ба нафхаи сур.
Ё Раб, ки ту дар биҳишт бошӣ,
То кас накунад нигоҳ дар ҳур.
Мо масти шароби ноби ишқем,
На ташнаи Салсабилу Кофур[6].
Бим аст, шарори оҳи муштоқ,
К-оташ бизанад ҳиҷоби мастур.

---

[1] Гӯрҳо, қабрҳо.
[2] Порчаи зарде, ки аҳли зимма (махсусан яҳудиён) барои имтиёз бар ҷома медӯхтанд.
[3] Саъди Зангӣ, ки Саъдӣ мансуб ба ӯст.
[4] Муроду мақсуд.
[5] Арзаи фармони Худованд.
[6] Номи чашмаҳо дар биҳишт.

Ман донаму дардманди бедор
Оҳанги шаби дарози дайҷур.
Охир, зи ҳалоки мо чӣ хезад?
Симурғ чӣ мекунад ба усфур[1]?
Наздик намешавӣ ба сурат,
В-аз дидаи дил намешавӣ дур.
Аз пеши ту роҳи рафтанам нест,
Гардан ба каманд беҳ, ки маҳҷур.
Саъдӣ, чу муродат ангубин аст,
Воҷиб бувад эҳтимоли занбур.

304

Он кист, ки меравад ба нахҷир,
Пои дили дӯстон ба занҷир.
Ҳамшираи ҷодувони Бобил,
Ҳамсояи луъбатони Кашмир.
Ин аст биҳишт, агар шунидӣ,
К-аз дидани он ҷавон шавад пир.
Аз ишқи камони дасту бозуш
Афтода хабар надорад аз тир.
Наққош, ки сураташ бибинад,
Аз даст бияфканад тасовир.
Эй сахтҷафои сустпайванд,
Рафтию чунин бирафт тақдир.
Кӯтаҳназарон маломат аз ишқ
Бефоида мекунанду таҳзир[2].
Бо ҷони ман аз ҷасад барояд,
Хуне ки фурӯ шудаст бо шир.
Гар ҷон талабад ҳабиби ушшоқ,
На манъ раво бувад, на таъхир.
Онро, ки муроди дӯст бояд,
Гӯ, тарки муроди хештан гир!
Саъдӣ, чу асири ишқ мондӣ,
Тадбири ту чист? Тарки тадбир.

---

[1] Гунҷишк.
[2] Дур кардан, барҳазар доштан.

305

Аз ҳама бошад ба ҳақиқат гузир,
В-аз ту набошад, ки надорӣ назир.
Машраби ширин набувад бе зиҳом[1],
Даъвати мунъим набувад бе фақир.
Он арақ аст аз баданат ё гулоб?
Он нафас аст аз даҳанат ё абир?
Базли ту кардам тану ҳушу равон,
Вақфи ту кардам дилу чашму замир.
Дил чӣ бувад? Ҷон, ки бад-ӯ зиндаам,
Гӯ, бидеҳ, эй дӯст, ки гӯям бигир.
Роҳати ҷон бошад аз он қабза теғ,
Марҳами дил бошад аз он ҷаъба тир.
Дарди ниҳонӣ ба кӣ гӯям, ки нест
Бохабар аз дарди ман, илло хабир[2]?
Айб кунандам, ки чӣ дидӣ дар ӯ?
Кӯр надонад, ки чӣ бинад басир.
Чун наравад дар паи соҳибкаманд
Оҳуи бечора ба гардан асир?
Ҳар кӣ дили шефта дорад чу ман,
Баски бигӯяд сухани дилпазир.
Нолаи Саъдӣ ба чӣ, донӣ, хуш аст?
Бӯи хуш ояд, чу бисӯзад абир.

306

Эй писари дилрабо в-эй қамари дилпазир,
Аз ҳама бошад гурез в-аз ту набошад гузир.
То ту мусаввар шудӣ дар дили яктои ман,
Ҷои тасаввур намонд дигарам андар замир.
Айб кунандам, ки чанд дар паи хубон равӣ,
Чун наравад бандавор, ҳар кӣ барандаш асир?
Бастаи занҷири зулф зуд наёбад халос,
Дер барояд ба ҷаҳд, ҳар кӣ фурӯ шуд ба қир.

---

[1] Заҳмат.
[2] Доно, огоҳ.

Чун ту буте бигзарад сарвқади симсоқ,
Ҳар кӣ дар ӯ нангарад, мурда бувад ё зарир[1].
Гар набарам нози дӯст, кист, ки монанди ӯст?
Кибр кунад бе хилоф, ҳар кӣ бувад беназир.
Қомати зебои сарв, к-ин ҳама васфаш кунанд,
Ҳаст ба сурат баланд, лек ба маънӣ қасир[2].
Ҳар кӣ талабгори туст, рӯй натобад зи теғ,
В-он ки ҳаводори туст, боз нагардад ба тир.
Бӯса диҳам бандавор бар қадамат, в-ар сарам
Дар сари ин меравад, бесарупоӣ магир.
Саъдӣ, агар хуну мол сарф шавад дар висол,
Он-т мақоме бузург, ин-т баҳое ҳақир.
Гар ту зи мо фориғӣ в-аз ҳама кас бениёз,
Мо ба ту мустазҳарем[3] в-аз ҳама олам фақир.

307

Дил баргирифтӣ аз барам, эй дӯст, даст гир,
К-аз даст меравад сарам, эй дӯст, даст гир.
Шарт аст дастгирии дармондагону бас,
Ҳар рӯз нотавонтарам, эй дӯст, даст гир.
Поёб[4] нест баҳри ғаматрову ман ғариқ,
Хоҳам, ки сар бароварам, эй дӯст, даст гир.
Сар мениҳам, ки пой барорам зи доми ишқ,
В-ин кай шавад муяссарам? Эй дӯст, даст гир.
Дил ҷон ҳамесупораду фарёд мекунад,
К-охир ба кори ту-дарам, эй дӯст, даст гир.
Розӣ шудам ба як назар акнун, ки васл нест,
Охир бад-ин муҳаққарам, эй дӯст, даст гир.
Аз домани ту даст надорам, ки даст нест
Бар дастгири дигарам, эй дӯст, даст гир.
Саъдӣ на борҳо ба ту бардошт дасти аҷз?
Як бораш аз сари карам, эй дӯст, даст гир.

---

[1] Кӯр, нобино.
[2] Кӯтоҳ, норасо.
[3] Такякунанда, пуштгарм.
[4] Гузаргоҳи об, обанбор.

308

Фитнаам бар зулфу болои ту, эй бадри мунир[1],
Қомат аст он ё қиёмат, анбар аст он ё абир?
Гар шудам дар роҳи савдо, раҳнамоё, раҳ намой,
Шахсам аз пой андаромад, дастгиро, даст гир.
Гар зи пеши худ биронӣ чун саг аз масҷид маро,
Сар зи ҳукмат барнадорам чун мурид аз гуфти пир.
Новаки фарёди ман ҳар соат аз маҷрои дил
Бигзарад аз чархи атлас ҳамчу сӯзан аз ҳарир.
Чун кунам, к-аз дил шикебоям, зи дилбар ношикеб,
Чун кунам, к-аз ҷон гузир асту зи ҷонон ногузир?!
Бе ту гар дар ҷаннатам, нохуш шароби Салсабил,
Бо ту гар дар дӯзахам, хуррам ҳавои замҳарир[2].
Гар бипаррад мурғи васлат дар ҳавои бахти ман,
Ваҳ, ки он соат зи шодӣ чорпар гардам чу тир.
То равонам ҳаст, хоҳам ронд номат бар забон,
То вуҷудам ҳаст, хоҳам канд нақшат дар замир.
Гар нaборад фазл борони иноят бар сарам,
Лоба[3] бар гардун расонам чун ҷуҳудон дар Фатир[4].
Булъаҷаб шӯридаам, саҳвам ба раҳмат даргузор,
Саҳмгин дармондаам, ҷурмам ба тоат дарпазир.
Оҳи дардолуди Саъдӣ гар зи гардун бигзарад,
Дар ту, кофирдил, нагирад, эй мусулмонон, нафир!

309

Мо дар ин шаҳр ғарибему дар ин мулк фақир,
Ба каманди ту гирифтору ба доми ту асир.
Дари офоқ кушодаст, валекин бастаст
Аз сари зулфи ту дар пои дили мо занҷир.
Ман назар бозгирифтан натавонам ҳама умр,
Аз ман, эй хусрави хубон, ту назар бозмагир.

---

[1] Моҳи тамоми нуронӣ.
[2] Аз назари шиддати сармо муқобили дӯзах, ҳавои хеле сард.
[3] Тазарруъ, изҳори ниёз.
[4] Яке аз ҷашнҳои яҳудиён.

Гарчи дар хайли ту бисёр беҳ аз мо бошад,
Мо туро дар ҳама олам нашиносем назир.
Дар дилам буд, ки ҷон бар ту фишонам рӯзе,
Боз дар хотирам омад, ки матоъест ҳақир.
Ин ҳадис аз сари дардест, ки ман мегӯям,
То бар оташ нанихӣ, бӯй наёяд зи абир.
Гар бигӯям, ки маро ҳоли парешоне нест,
Ранги рухсор хабар медиҳад аз сирри замир.
Ишқи пиронасар аз ман аҷабат меояд,
Чӣ ҷавонӣ ту, ки аз даст бибурдӣ дили пир?
Ман аз ин ҳар ду камонхонаи абрӯи ту чашм
Барнагирам, в-агарам чашм бидӯзанд ба тир.
Аҷаб аз ақли касоне, ки маро панд диҳанд,
Бирав, эй хоҷа, ки ошиқ набувад пандпазир.
Саъдиё, пайкари матбӯъ барои назар аст,
Гар набинӣ, чӣ бувад фоидаи чашми басир?

310

Эй ба хулқ аз ҷаҳониён мумтоз,
Чашми халқе ба рӯи хуби ту боз.
Лозим аст, он ки дорад ин ҳама лутф,
Ки таҳаммул кунандаш ин ҳама ноз.
Эй ба ишқи дарахти болоят
Мурғи ҷони рамида дар парвоз.
Он на соҳибназар бувад, ки кунад
Аз чунин рӯй дар ба рӯй фароз[1].
Бихурам, гар зи дасти туст, набид,
Накунам, гар хилофи туст, намоз.
Гар бигирям чу шамъ, маъзурам,
Кас нагӯяд, дар оташам магдоз.
Менагуфтам сухан дар оташи ишқ,
То нагуфт оби дидаи ғаммоз[2].
Обу оташ хилофи якдигаранд,
Нашунидем ишқу сабр анбоз[1].

---

[1] Баста.
[2] Суханчин.

Ҳар кӣ дидори дӯст металабад,
Дӯстиро ҳақиқат асту маҷоз.
Орзуманди Каъбаро шарт аст,
Ки таҳаммул кунад нишебу фароз.
Саъдиё, зинда ошиқе бошад,
Ки бимирад бар остони ниёз.

311

Мутақаллиб даруни ҷомаи ноз
Чӣ хабар дорад аз шабони дароз?
Оқил анҷоми ишқ мебинад,
То ҳам аввал намекунад оғоз.
Ҷаҳд кардам, ки дил ба кас надиҳам,
Чӣ тавон кард бо ду дидаи боз?
Зинҳор аз балои тири назар,
Ки чу рафт аз камон, наёяд боз.
Магар аз шӯхии тазарвон буд,
Ки фурӯ дӯхтанд дидаи боз?
Муҳтасиб дар қафои риндон аст,
Ғофил аз сӯфиёни шоҳидбоз.
Порсое, ки хамри ишқ чашид,
Хона, гӯ, бо муоширон пардоз!
Ҳар киро бо гул ошноӣ буд,
Гӯ, бирав, бо ҷафои хор бисоз!
Сипарат мебибояд афкандан,
Эй ки дил медиҳӣ ба тирандоз.
Ҳар чӣ бинӣ зи дӯстон, карам аст,
Гар иҳонат кунанду гар эъзоз[2].
Дасти Маҷнуну домани Лайлӣ,
Рӯи Маҳмуду хоки пои Аёз[3].
Ҳеч булбул надонад ин дастон,
Ҳеч мутриб надорад ин овоз.

---

[1] Шарик.
[2] Гиромӣ доштан.
[3] Номи маҳбуби Султон Маҳмуди Ғазнавӣ.

Ҳар матоъе зи маъдане хезад,
Шаккар аз мисру Саъдӣ аз Шероз.

312

Бузург давлати он, к-аз дараш ту ой боз,
Биё, биё, ки ба хайр омадӣ, куҷоӣ боз?
Рухе, к-аз ӯ мутасаввар намешавад ором,
Чаро намудию дигар наменамоӣ боз?
Дари дулахтии чашмони шӯхи дилбандат
Чӣ кардаам, ки ба рӯям намекушоӣ боз?
Агар туро сари мо ҳаст ё ғами мо нест,
Ман аз ту даст надорам ба бевафоӣ боз.
Шароби васли ту дар коми ҷони ман азалист,
Ҳанӯз мастам аз он ҷоми ошноӣ боз.
Диле, ки бар сари кӯи ту гум кунам, ҳайҳот,
Ки ҷуз ба рӯи ту бинам ба рӯшноӣ боз.
Туро ҳар оина бояд ба шаҳри дигар рафт,
Ки дил намонд дар ин шаҳр, то рабоӣ боз.
Авоми халқ маломат кунанд сӯфиро,
К-аз ин ҳавову табиат чаро наёӣ боз?
Агар ҳаловати мастӣ бидонӣ, эй ҳушёр,
Ба умри худ набарӣ номи порсоӣ боз.
Гарат чу Саъдӣ аз ин дар наволае бахшанд,
Бирав, ки хӯ наканӣ ҳаргиз аз гадоӣ боз.

313

Баромад боди субҳу бӯи Наврӯз
Ба коми дӯстону бахти фирӯз.
Муборак бодат ин солу ҳама сол,
Ҳумоюн бодат ин рӯзу ҳама рӯз!
Чу оташ дар дарахт афканд гулнор,
Дигар манқал манеҳ, оташ маяфрӯз!
Чу наргис чашми маст аз хоб бархост,
Ҳасад, гӯ, душманонро дида бардӯз!
Баҳоре хуррам аст, эй гул, куҷоӣ,
Ки бинӣ булбулонро нолаву сӯз?

Ҷаҳон бе мо басе будасту бошад,
Бародар, ҷуз накӯномӣ маяндӯз!
Накӯӣ кун, ки давлат бинӣ аз бахт,
Мабар фармони бадгӯи бадомӯз!
Манеҳ дил бар сарои умр, Саъдӣ,
Ки бар гунбад нахоҳад монд ин гӯз[1].
Дареғо айш, агар маргаш набудӣ,
Дареғ оҳу, агар бигзоштӣ юз[2]!

314

Мубороктар шабу хуррамтарин рӯз
Ба истиқболам омад бахти фирӯз.
Духулзан, гӯ, ду навбат зан башорат,
Ки дӯшам Қадр буд, имрӯз Наврӯз.
Маҳ аст ин ё малак, ё одамизод?
Парӣ ё офтоби оламафрӯз?
Надонистӣ, ки зиддон дар каминанд,
Накӯ кардӣ алорағми бадомӯз.
Маро бо дӯст, эй душман, висол аст,
Туро гар дил нахоҳад, дида бардӯз!
Шабон донам, ки аз дарди ҷудоӣ
Наёсудам зи фарёди ҷаҳонсӯз.
Гар он шабҳои боваҳшат намебуд,
Намедонист Саъдӣ қадри имрӯз.

315

Пайванди рӯҳ мекунад ин боди мушкбез,
Ҳангоми навбати саҳар аст, эй надим, хез!
Шоҳид бихону шамъ бияфрӯзу май бинеҳ,
Анбар бисою уд бисӯзону гул бирез!
В-ар дӯст даст медиҳадат, ҳеч, гӯ, мабош,
Хуштар бувад арӯси накӯрӯй беҷиҳез.
Имрӯз бояд, ар караме мекунад саҳоб,

[1] Гирду, чормағз.
[2] Ҳайвоне бузургтар аз саг, ки ҳангоми шикор аз он истифода мекарданд.

Фардо ки ташна мурда бувад, лой, гӯ, бихез.
Ман дар вафову аҳд чунон кунд нестам,
К-аз домани ту даст бидорам ба теғи тез.
Гар теғ мезанӣ, сипар инак вуҷуди ман,
Айёри муддаъӣ кунад аз душман эҳтирез.
Фардо ки сар зи хок барорам, агар туро
Бинам, фароғатам бувад аз рӯзи растахез.
То худ куҷо расад ба қиёмат намози ман,
Ман рӯй дар туву ҳама кас рӯй дар Ҳиҷез.
Саъдӣ ба доми ишқи ту дар пой банд монд,
Қайде накардаӣ, ки муяссар шавад гурез.

316

Соқии симтан, чӣ хусбӣ? Хез!
Оби шодӣ бар оташи ғам рез!
Бӯсае бар канори соғар неҳ,
Пас бигардон шароби шаҳдомез,
К-абри озору боди наврӯзӣ
Дурфишон мекунанду анбарбез.
Ҷаҳд кардем, то наёлояд
Ба харобот домани парҳез.
Дасти болои ишқ зӯр овард,
Маърифатро намонд ҷои ситез.
Гуфтам: Эй ақли зӯрманд, чаро
Баргирифтӣ зи ишқ роҳи гурез?
Гуфт: Агар гурба шери нар гардад,
Накунад бо паланг дандон тез.
Шоҳидон мекананд хонаи зуҳд,
Мутрибон мезананд роҳи «Ҳиҷез».
Тавбаро талх мекунад дар ҳалқ
Ёри ширинзабони шӯрангез.
Саъдиё, ҳар дамат ки даст диҳад,
Ба сари зулфи дилбарон овез!
Душманонро ба ҳоли худ бигузор,
То қиёмат кунанду растохез.

317

Бӯи баҳор омад, бинол, эй булбули шириннафас,
В-ар пойбандӣ ҳамчу ман, фарёд мехон аз қафас.
Гиранд мардум дӯстон номеҳрбону меҳрбон,
Ҳар рӯз хотир бо яке, мо худ яке дорему бас.
Маҳмули пешоҳанро аз ман бигӯ, эй сорбон,
Ту хоб мекун бар шутур, то бонг бардорад ҷарас.
Ширинбизоат бар магас чандон ки тундӣ мекунад,
Ӯ бодбезан ҳамчунон дар дасту меояд магас.
Панди хирадмандон чӣ суд, акнун ки бандам сахт шуд?
Гар ҷастам ин бор аз қафас, бедор бошам з-ин сипас.
Гар дӯст меояд барам, ё теғи душман бар сарам,
Ман бо касе афтодаам, к-аз вай напардозам ба кас.
Бо ҳар кӣ биншинам даме, к-аз ёди ӯ ғофил шавам,
Чун субҳи бехуршедам, аз дил барнамеояд нафас.
Ман муфлисам дар корвон, гӯ, ҳар кӣ хоҳӣ, қасд кун,
Нагзошт мутриб дар барам чандон, ки бистонад асас[1].
Гар панд мехоҳӣ, бидеҳ, в-ар банд мехоҳӣ, бинеҳ,
Девона сар хоҳад ниҳод, он гаҳ ниҳад аз сар ҳавас.
Фарёди Саъдӣ дар ҷаҳон афкандӣ, эй ороми ҷон,
Чандин ба фарёд оварӣ? Боре ба фарёдаш бирас!

318

Имшаб магар ба вақт намехонад ин хурӯс?!
Ушшоқ бас накарда ҳанӯз аз канору бӯс.
Пистони ёр дар хами гесӯи тобдор
Чун гӯи оҷ дар хами чавгони обнӯс.
Як шаб, ки дӯст фитнаи хуфта-ст, зинҳор,
Бедор бош, то наравад умр бар фусӯс.
То нашнавӣ зи масҷиди одина бонги субҳ,
Ё аз дари сарои Атобак ғиреви кӯс[2],

[1] Посбон.
[2] Бонги нақораи бузург.

Лаб бар лабе чу чашми хурӯс аблаҳӣ бувад
Бардоштан ба гуфтаи беҳудаи хурӯс.

319

Ҳар кӣ бе дӯст мебарад хобаш,
Ҳамчунон сабр ҳасту поёбаш.
Хоб аз он чашм чашм натвон дошт,
Ки зи сар баргузашт селобаш.
На ба худ меравад гирифтаи ишқ,
Дигаре мебарад ба қуллобаш.
Чӣ кунад пойбанди меҳри касе,
Ки набинад ҷафои асҳобаш?
Ҳар кӣ ҳоҷат ба даргаҳе дорад,
Лозим аст эҳтимоли баввобаш.
Ногузир аст талху ширинаш,
Хору хурмову заҳру ҷуллобаш.
Соир аст ин масал, ки мустасқӣ
Накунад рӯди Даҷла серобаш.
Шаби ҳиҷрони дӯст зулмонист,
В-ар барояд ҳазор маҳтобаш.
Биравад ҷони мустаманд аз тан,
Наравад муҳри меҳри аҳбобаш.
Саъдиё, гӯсфанди қурбонӣ
Ба кӣ нолад зи дасти қассобаш?

320

Ёре ба даст кун, ки ба уммеди роҳаташ
Воҷиб кунад, ки сабр кунӣ бар ҷароҳаташ.
Моро кӣ раҳ диҳад ба саропардаи висол?
Эй боди субҳдам, хабаре деҳ зи соҳаташ.
Борони чун ситораам аз дидагон бирехт,
Рӯе, ки субҳ хира шавад дар сабоҳаташ.
Ҳар гаҳ ки гӯям, ин дили решам дуруст шуд,
Бар вай парканад намаке аз малоҳаташ.
Ҳар-ч он қабеҳтар бикунад ёри дӯстрӯй,
Донад, ки чашми дӯст набинад қабоҳаташ.
Бечорае, ки сурати рӯят хаёл баст,

Бе диданат хаёл мабанд истироҳаташ.

Бо чашми нимхоби ту хашм оядам ҳаме
Аз чашмҳои наргису чандон вақоҳаташ.
Рафтори шоҳиду лаби хандону рӯи хуб
Чун одамӣ тамаъ накунад дар самоҳаташ[1]?
Саъдӣ, ки доди васфи ҳама некувон бидод,
Оҷиз бимонд дар ту забони фасоҳаташ.

321

Он ки ҳалоки ман ҳамехоҳаду ман саломаташ,
Ҳар чӣ кунад зи шоҳидӣ, кас накунад маломаташ.
Мева намедиҳад ба кас, боғи тафарруҷ асту бас,
Ҷуз ба назар намерасад себи дарахти қоматаш.
Доруи дил намекунам, к-он ки маризи ишқ шуд,
Ҳеч даво наёварад боз ба истиқоматаш.
Ҳар кӣ фидо намекунад дуйию дину молу сар,
Гӯ, ғами некувон махур, то нахурӣ надоматаш.
Ҷанг намекунам, агар даст ба теғ мебарад,
Балки ба хун мутолибат ҳам накунам қиёматаш.
Кош, ки дар қиёматаш бори дигар бидидаме,
К-ончи гуноҳи ӯ бувад, ман бикашам ғароматаш.
Ҳар кӣ ҳаво гирифту рафт аз паи орзуи дил,
Гӯш мадор, Саъдиё, бар хабари саломаташ.

322

Хиҷил аст сарви бустон бари қомати баландаш,
Ҳама сайди ақл гирад хами зулфи чун камандаш.
Чу дарахти қоматаш дид сабо, ба ҳам баромад,
Зи чаман наруст сарве, ки зи бех барнакандаш.
Агар офтоб бо ӯ занад аз газоф лофе,
Маҳи ту чӣ захра дорад, ки бувад суми самандаш?!
На чунон зи даст рафтаст вуҷуди нотавонам,
Ки муолиҷат тавон кард ба панд ё ба бандаш.
Гарам он қарор будӣ, ки зи дӯст барканам дил,

[1] Ҷавонмардӣ, бахшиш.

Нашунидаме зи душман суханони нописандаш.

Ту ки подшоҳи ҳуснӣ, назаре ба бандагон кун,
Ҳазар аз дуои дарвешу кафи ниёзмандаш!
Шакарин ҳадиси Саъдӣ бари ӯ чӣ қадр дорад,
Ки чун ӯ ҳазор тӯтӣ магас аст пеши қандаш.

323

Ҳар кӣ нозук бувад тани ёраш,
Гӯ, дили нозанин нигаҳ дораш.
Ошиқи гул дурӯғ мегӯяд,
Ки таҳаммул намекунад хораш.
Некхоҳо, дар оташам бигзор,
В-ин насиҳат макун, ки бигзораш.
Кош бо дил ҳазор ҷон будӣ,
То фидо кардаме ба дидораш.
Ошиқи содиқ аз маломати дӯст
Гар биранҷад, ба дӯст машмораш.
Кас ба ороми ҷони мо нарасад,
Ки на аввал расад ба ҷон кораш.
Хонаи ёри сангдил ин аст,
Ҳар кӣ сар мезанад ба девораш.
Хуни мо худ маҳалли он дорад,
Ки бувад пеши дӯст миқдораш.
Саъдиё, гар ба ҷон хитоб кунад,
Тарки ҷон гӯю дил ба даст ораш.

324

Ҳар кӣ номеҳрбон бувад ёраш,
Воҷиб аст эҳтимоли озораш.
Тоқати рафтанам намемонад,
Чун назар мекунам ба рафтораш.
В-аз сухан гуфтанаш чунон мастам,
Ки надонам ҷавоби гуфтораш.
Куштаи тири ишқ зинда кунад,
Гар ба сар бигзарад дигар бораш.
Ҳар чӣ з-он талхтар бихоҳад гуфт,

Гӯ, бигӯ аз лаби шакарбораш.

Ишқ пӯшида буду сабр намонд,
Парда бардоштам зи асрораш.
Ваҳ, ки гар ман ба хидматаш бирасам,
Худ чӣ хидмат кунам ба миқдораш?
Бими девонагист мардумро
З-омадан-рафтани париворaш.
Кош берун наёмадӣ султон,
То надидӣ гадои бозораш.
Саъдиё, рӯи дӯст нодидан
Беҳ, ки дидан миёни ағёраш.

325

Кас надидаст ба ширинию лутфу нозаш,
Кас набинад, ки нахоҳад, ки бибинад бозаш.
Мутриби моро дардест, ки хуш менолад,
Мурғи ошиқ тарабангез бувад овозаш.
Борҳо дар дилам омад, ки бипӯшам ғами ишқ,
Обгина натавонад, ки бипӯшад розаш.
Мурғи парранда агар дар қафасе пир шавад,
Ҳамчунон табъ фаромуш накунад парвозаш.
То чӣ кардем дигарбора, ки ширин лаби дӯст
Ба сухан боз намебошаду чашм аз нозаш.
Ман дуо гӯям, агар ту ҳама дашном диҳӣ,
Банда хидмат бикунад, в-ар накунанд эъзозаш.
Ғарқи дарёи ғаматро рамақе беш намонд,
Охир, акнун ки бикуштӣ, ба канор андозаш.
Хуни Саъдӣ кам аз он аст, ки даст олоӣ,
Малах он қадр надорад, ки бигирад бозаш.

326

Даст ба ҷон намерасад, то ба ту барфишонамаш,
Бар кӣ тавон ниҳод дил, то зи ту воситонамаш?
Қуввати шарҳи ишқи ту нест забони хомаро,
Гирди дари умеди ту чанд ба сар давонамаш?
Эминӣ аз хурӯши ман, гар ба ҷаҳон даруфтад,

Фориғӣ аз фиғони ман, гар ба фалак расонамаш.

Оҳи дареғу оби чашм арчи мувофиқи мананд,
Оташи ишқ ончунон нест, ки вонишонамаш.
Ҳар кӣ бипурсад: Эй фалон, ҳоли дилат чӣ гуна шуд?
Хун шуду дам ба дам ҳаме аз мижа мечаконамаш.
Умри ман аст зулфи ту, бу, ки дароз бинамаш,
Ҷони ман аст лаъли ту, бу, ки ба лаб расонамаш.
Лаззати вақтҳои хуш қадр надошт пеши ман,
Гар пас аз ин даме чунон ёбам, қадр донамаш.
Нест зимоми кори дил дар кафи ихтиёри ман,
Гар на аҷал фаро расад, з-ин ҳама вораҳонамаш.
Ишқи ту гуфта буд, ҳон, Саъдию орзуи ман,
Бас накунад зи ошиқӣ, то зи ҷаҳон ҷаҳонамаш.
Панҷаи қасди душманон менарасад ба хуни ман,
В-ин ки ба лутф мекушад, манъ наметавонамаш.

327

Чун баромад моҳрӯй аз матлаъи пироҳанаш,
Чашми бадро, гуфтам, алҳамде бидам пироманаш.
То чӣ хоҳад кард бо ман даври гетӣ з-ин ду кор:
Дасти ӯ бар гарданам, ё хуни ман дар гарданаш.
Ҳар кӣ маълумаш намегардад, ки зоҳидро кӣ кушт,
Гӯ: Сарангуштони шоҳид бину ранги нохунаш.
Гар чаман гӯяд: Маро ҳамранги рӯяш лолаест,
Аз қафо бояд бурун кардан забони савсанаш.
Моҳу Парвинаш наёрам гуфту сарву офтоб,
Лутфи ҷон дар ҷисм дорад ҷисм дар пироҳанаш.
Остин аз чанги мискинон, гирифтам, даркашад,
Чун тавонад рафт чандин дасти дил дар доманаш?
Ман сабили[1] душманон кардам насиби ирзи[2] хеш,
Душман он кас дар ҷаҳон дорам, ки дорад душманаш.
Гар танам мӯе шавад аз дасти ҷаври рӯзгор,
Бар ман осонтар бувад, к-осеби мӯе бар танаш.

---

[1] Вақф, назр.
[2] Обрӯ.

То чӣ рӯй аст, он ки ҳайрон мондаам дар васфи ӯ,
Субҳе аз машриқ ҳаметобад яке аз равзанаш.
Баъд аз ин, эй ёр, агар тафсили ҳушёрон кунанд,
Гар дар он ҷо номи ман бинӣ, қалам бар сар занаш!
Лоиқи Саъдӣ набуд ин хирқаи тақвову зуҳд,
Соқиё, ҷоме бидеҳ в-ин ҷома аз сар барканаш!

328

Раҳо намекунад айём дар канори манаш,
Ки доди худ биситонам ба бӯса аз даҳанаш.
Ҳамон каманд бигирам, ки сайди хотири халқ
Бад-он ҳамекунаду даркашам ба хештанаш.
Валек даст наёрам задан дар он сари зулф,
Ки маблағе[1] дили халқ аст зери ҳар шиканаш.
Ғуломи қомати он луъбатам, ки бар қади ӯ
Буридаанд латофат чу ҷома бар баданаш.
Зи рангу бӯи ту, эй сарвқадди симандом,
Бирафт равнақи насрини боғу настаранаш.
Яке ба ҳукми назар пой дар гулистон неҳ,
Ки поймол кунӣ арғавону ёсуманаш.
Хушо тафарруҷи Наврӯз, хоса дар Шероз,
Ки барканад дили марди мусофир аз ватанаш.
Азизи Мисри чаман шуд ҷамоли Юсуфи гул,
Сабо ба шаҳр даровард бӯи пираҳанаш.
Шигифт нест, гар аз ғайрати ту бар гулзор
Бигиряд абру бихандад шукуфа бар чаманаш.
Дар ин равиш ки туӣ, гар ба мурда баргузарӣ,
Аҷаб набошад, агар наъра ояд аз кафанаш.
Намонд фитна дар айёми шоҳ, ҷуз Саъдӣ,
Ки бар ҷамоли ту фитна-сту халқ бар суханаш.

329

Хуш аст дард, ки бошад умеди дармонаш,
Дароз нест биёбон, ки ҳаст поёнаш.
На шарти ишқ бувад бо камони абруи дӯст,

[1] Миқдори зиёд.

Ки ҷон сипар накунӣ пеши тирборонаш.

Адимро[1] ки таманнои бӯстон бошад,
Зарурат аст таҳаммул зи бӯстонбонаш.
Висоли ҷони ҷаҳон ёфтан ҳаромаш бод,
Ки илтифот бувад бар ҷаҳону бар ҷонаш.
Зи Каъба рӯй нашояд ба ноумедӣ тофт,
Камина[2] он ки бимирем дар биёбонаш.
Агарчи ноқису нодонам, ин қадар донам,
Ки обгинаи ман нест марди сандонаш.
Валек бо ҳама айб эҳтимоли ёри азиз
Кунанд, чун накунанд эҳтимоли ҳиҷронаш.
Гар ояд аз ту ба рӯям ҳазор тири ҷафо,
Ҷафост, гар мижа бар ҳам занам зи пайконаш.
Ҳарифро, ки ғами ҷони хештан бошад,
Ҳанӯз лофи дурӯғ аст ишқи ҷононаш.
Ҳакимро, ки дил аз даст рафту пой аз ҷой,
Сари салоҳ[3] таваққуъ мадору сомонаш.
Гуле чу рӯи ту гар мумкин аст дар офоқ,
На мумкин аст чу Саъдӣ ҳазордастонаш.

330

Зинҳор аз даҳони хандонаш,
В-оташи лаълу оби дандонаш.
Магар он доя, к-ин санам парвард,
Шаҳд будаст шири пистонаш?
Боғбон гар бибинад ин рафтор,
Сарв берун кунад зи бустонаш.
В-ар чунин ҳур дар биҳишт ояд,
Ҳама ходим шаванд ғилмонаш[4].
Чоҳе андар раҳи мусулмонон
Нест, илло чаҳи занахдонаш.

---

[1] Нобудшуда, ниёзманд.
[2] Ҳадди ақал.
[3] Нек шудан, беҳ шудан.
[4] Ҷавонони зебои биҳиштӣ.

Чанд хоҳӣ чу ман бар ин лаби чоҳ
Мутааттиш[1] бар оби ҳайвонаш?
Шояд, ин рӯй агар сабил кунад
Бар тамошокунони ҳайронаш.
Сарбоно, ҷамоли Каъба куҷост,
Ки бимурдем дар биёбонаш?
Баски дар хок метапад чун гӯй
Аз хами зулфи ҳамчу чавгонаш.
Лоҷарам ақл мунҳазим шуду сабр,
Ки набуданд марди майдонаш.
Мо дигар бе ту сабр натвонем,
Ки ҳамин буд ҳадди имконаш.
Аз маломат чӣ ғам хурад Саъдӣ?
Мурда аз нештар матарсонаш.

331

Ҳар кӣ ҳаст илтифот бар ҷонаш,
Гӯ, мазан лофи меҳри ҷононаш.
Дарди ман бар ман аз табиби ман аст,
Аз кӣ ҷӯям давову дармонаш?
Он ки сар дар каманди вай дорад,
Натавон рафт ҷуз ба фармонаш.
Чӣ кунад бандаи ҳақири фақир,
Ки набошад ба амри султонаш?
Ногузир аст ёри ошиқро,
Ки маломат кунанд ёронаш.
В-он ки дар баҳри Қулзум[2] аст ғариқ,
Чӣ тафовут кунад зи боронаш?!
Гул ба ғоят расид, бигзоред,
То бинолад ҳазордастонаш.
Ақлро гар ҳазор ҳуҷҷат ҳаст,
Ишқ даъво кунад ба бутлонаш.
Ҳар киро навбате заданд ин тир,
Дар ҷароҳат бимонд пайконаш.

---

[1] Бисёр ташна.
[2] Номи дигари баҳри Сурх.

Нолае мекунад чу гиряи тифл,
Ки надонанд дарди пинҳонаш.

Сухани ишқ зинҳор магӯй,
Ё чу гуфтӣ, биёр бурҳонаш.
Наравад ҳушманд дар обе,
То набинад нахуст поёбаш.
Саъдиё, гар ба як дамат бе дӯст
Ҳар ду олам диҳанд, мастонаш!

332

Ҳар кӣ савдои ту дорад, чӣ ғам аз ҳар кӣ ҷаҳонаш?
Нигарони ту чӣ андешаву бим аз дигаронаш?
Он паи меҳри ту гирад, ки нагирад паи хешаш,
В-он сари васли ту дорад, ки надорад ғами ҷонаш.
Ҳар кӣ аз ёр таҳаммул накунад, ёр магӯяш,
В-он ки дар ишқ маломат накашад, мард махонаш.
Чун дил аз даст бадар шуд масали курраи тавсан,
Натавон бозгирифтан ба ҳама шаҳр инонаш.
Ба ҷафоею қафое наравад ошиқи содиқ,
Мижа бар ҳам назанад, гар бизанӣ тиру синонаш.
Хуфтаи хоки лаҳадро, ки ту ногаҳ ба сар ой,
Аҷаб, ар боз наёяд ба тани мурда равонаш.
Шарм дорад чаман аз қомати зебои баландат,
Ки ҳама умр набудаст чунин сарви равонаш.
Гуфтам, аз вартаи ишқат ба сабурӣ бадар оям,
Боз мебинаму дарё н ападид аст каронаш.
Аҳди мо бо ту на аҳде, ки тағайюр бипазирад,
Бӯстонест, ки ҳаргиз назанад боди хазонаш.
Чӣ гунаҳ кардаму дидӣ, ки тааллуқ бибуридӣ?
Банда бе ҷурму хатое, на савоб аст, маронаш.
Нарасад нолаи Саъдӣ ба касе дар ҳама олам,
Ки на тасдиқ кунад, к-аз сари дардест фиғонаш.
Гар Фалотун ба ҳакимӣ марази ишқ бипӯшад,
Оқибат парда барафтад зи сари рози ниҳонаш.

333

Хато кардӣ ба қавли душманон гӯш,
Ки аҳди дӯстон кардӣ фаромӯш.
Кӣ гуфт, он рӯи шаҳророй бинмой?
Дигар бораш, ки бинмудӣ, фаропӯш.
Дили сангинат огоҳӣ надорад,
Ки ман чун деги рӯин мезанам ҷӯш.
Намебинам халос аз дасти фикрат,
Магар к-афтода бошам масту мадҳуш.
Ба зоҳир панди мардум мениюшам,
Ниҳонам ишқ мегӯяд, ки манюш!
Магар соқӣ, ки бистонам зи дасташ,
Магар мутриб, ки бар қавлаш кунам гӯш.
Маро ҷоме бидеҳ в-ин ҷома бистон,
Маро нуқле бинеҳ в-ин хирқа бифрӯш.
Нишастам, то бурун ой хиромон,
Ту берун омадӣ, ман рафтам аз ҳуш.
Ту дар олам намегунҷӣ зи хубӣ,
Маро ҳаргиз куҷо гунҷӣ дар оғӯш?
Хирадмандон насиҳат мекунандам,
Ки, Саъдӣ, чун дуҳул беҳуда махрӯш.
Валекин то ба чавгон мезанандаш,
Дуҳул ҳаргиз нахоҳад буд хомӯш.

334

Қиёмат бошад он қомат дар оғӯш,
Шароби Салсабил аз чашмаи нӯш.
Ғуломи кист он луъбат, ки моро
Ғуломи хеш карду ҳарқадаргӯш.
Парипайкар буте, к-аз сеҳри чашмаш
Наёмад хоб дар чашмони ман дӯш.
На ҳар вақтам ба ёди хотирояд,
Ки худ ҳаргиз намегардад фаромӯш.
Ҳалолаш бод, агар хунам бирезад,
Ки сар дар пои ӯ хуштар, ки бар дӯш.

Насиҳатгӯи мо ақле надорад,
Бирав, гӯ, дар салоҳи хештан кӯш!
Духул зери гилем аз халқ пинҳон
Нашояд карду оташ зери сарпӯш.
Биё, эй дӯст, в-ар душман бибинад,
Чӣ хоҳад кард? Гӯ: Мебину меҷӯш!
Ту аз мо фориғу мо бо ту ҳамроҳ,
Зи мо фарёд меояд, ту хомӯш.
Ҳадиси ҳусни хеш аз дигаре пурс,
Ки Саъдӣ дар ту ҳайрон асту мадҳуш.

335

Якеро дасти ҳасрат бар буногӯш,
Яке бо он ки мехоҳад, дар оғӯш.
Надонад дӯш бар дӯши ҳарифон,
Ки танҳомонда чун хуфт аз ғамаш дӯш?
Накӯгӯён насиҳат мекунандам,
Зи ман фарёд меояд, ки хомӯш!
Зи бонги руду овои сурудам
Дигар ҷои насиҳат нест дар гӯш.
Маро гӯянд: Чашм аз вай бипӯшон,
Варо гӯ: Бурқаъе бар хештан пӯш.
Нишоне з-он парӣ то дар хаёл аст,
Наёяд ҳаргиз ин девона бо ҳуш.
Намешояд гирифтан чашмаи чашм,
Ки дарёи дарун меоварад ҷӯш.
Биё, то ҳар чӣ ҳаст, аз дасти маҳбуб
Биёшомем, агар заҳр аст, агар нӯш.
Маро дар хоки роҳи дӯст бигзор,
Бирав, гӯ, душман андар хуни ман кӯш!
На ёре сустпаймон аст Саъдӣ,
Ки дар сахтӣ кунад ёрӣ фаромӯш.

336

Рафтию намешавӣ фаромӯш,
Меоию меравам ман аз ҳуш.
Сеҳр аст камони абрувонат,
Пайваста кашида то буногӯш.
Поят бигузор, то бибӯсам,
Чун даст намерасад ба оғӯш.
Ҷавр аз қибалат[1] мақоми адл аст,
Неши суханат муқобили нӯш.
Бекор бувад, ки дар баҳорон
Гӯянд, ки андалеб, махрӯш.
Дӯш он ғами дил, ки мениҳуфтам,
Боди саҳараш бибурд сарпӯш.
Он сел, ки дӯш то камар буд,
Имшаб бигузашт хоҳад аз дӯш.
Шаҳре мутаҳаддисони[2] ҳуснат,
Илло мутаҳаййирони хомӯш.
Биншин, ки ҳазор фитна бархост
Аз ҳалқаи орифони мадҳуш.
Оташ, ки ту мекунӣ, муҳол аст
К-ин дег фурӯ нишинад аз ҷӯш.
Эй хоҷа, бирав, ба ҳар чӣ дорӣ,
Ёре бихару ба ҳеч мафрӯш!
Гар тавба диҳад касе зи ишқат,
Аз ман биниюшу панд манюш!
Саъдӣ ҳамасола панди мардум
Мегӯяду худ намекунад гӯш.

[1] Аз тарафат, аз ҷонибат.
[2] Гӯяндагони ҳадис.

### 337

Гар яке аз ишқ барорад хурӯш,
Бар сари оташ на ғариб аст ҷӯш.
Пираҳане гар бидарад з-иштиёқ,
Домани афваш ба гунаҳ-бар бипӯш.
Бӯи гул овард насими сабо,
Булбули бедил нанишинад хамӯш.
Мутриб агар парда аз ин раҳ занад,
Бознаёянд ҳарифон ба ҳуш.
Соқӣ, агар бода аз ин хум диҳад,
Хирқаи сӯфӣ бибарад майфурӯш.
Заҳр биёвар, ки зи аҷзои ман
Бонг барояд ба иродат, ки «нӯш!»
Аз ту напурсанд дарозии шаб,
Он кас донад, ки нахуфтаст дӯш.
Ҳайф бувад мурдани бе ошиқӣ,
То нафасе дорию нафсе, бикӯш!
Сар, ки на дар пои азизон равад,
Бори гарон аст кашидан ба дӯш.
Саъдӣ агар хок шавад, ҳамчунон
Нолаи зориданаш ояд ба гӯш.
Ҳар кӣ диле дорад, аз анфоси ӯ
Мешунавад то ба қиёмат хурӯш.

### 338

Диле кӣ дид, ки ғоиб шудаст аз ин дарвеш,
Гирифта аз сари мастию ошиқӣ сари хеш?
Ба дасти он ки фитодаст, агар мусулмон аст,
Магар ҳалол надорад мазолими дарвеш?
Дили шикаста мурувват[1] бувад, ки боздиҳанд,
Кӣ бозмедиҳад ин дардмандро дили реш?
Маҳи дуҳафта асираш гирифту банд ниҳод,
Ду ҳафта рафт, ки аз вай хабар наёмад беш.

[1] Ҷавонмардӣ.

Рамидае, ки на аз хештан хабар дорад,
На аз маломати бегонаву насиҳати хеш.
Ба шодкомии душман касе сазовор аст,
Ки нашнавад сухани дӯстони некандеш.
Кунун ба сахтию осонияш бибояд сохт,
Ки дар табиати занбур нӯш бошад неш.
Дигар ба ёри ҷафокор дил манеҳ, Саъдӣ,
Намедиҳему ба шӯхӣ ҳамебаранд аз пеш.

339

Гардан афроштаам бар фалак аз толиъи хеш,
К-ин манам бо ту гирифта раҳи саҳро дар пеш.
Умрҳо будаам андар талаби чоракунон,
Солҳо гаштаам аз дасти ту дастонандеш.
Поям имрӯз фурӯ рафт ба ганҷинаи ком,
Комам имрӯз баромад ба муроди дили хеш.
Чун муяссар шудӣ, эй дурри зи дарё бартар?
Чун ба даст омадӣ, эй луқмаи аз ҳавсала беш?
Афсари хоқон в-он гоҳ сари хоколуд,
Хаймаи султон в-он гоҳ фазои дарвеш?!
Саъдӣ ар нӯши висоли ту биёбад, чӣ аҷаб?
Солҳо хурда зи занбури суханҳои ту неш.

340

Ҳар касеро ҳавасе дар сару коре дар пеш,
Мани бекор гирифтори ҳавои дили хеш.
Ҳаргиз андеша накардам, ки ту бо ман бошӣ,
Чун ба даст омадӣ, эй луқмаи аз ҳавсала беш?
Ин туӣ бо ману ғавғои рақибон аз пас,
В-ин манам бо ту гирифта раҳи саҳро дар пеш.
Ҳамчунон доғи ҷудоӣ ҷигарам месӯзад,
Магарам дасти чу марҳам биниҳӣ бар дили реш.
Бовар аз бахт надорам, ки ту меҳмони манӣ,
Хаймаи подшаҳ, он гоҳ фазои дарвеш?!
Захми шамшери ғаматро нанҳиам марҳами кас,
Ташти арринаму пайванд нагирам ба сиреш.

Ошиқонро натавон гуфт, ки боз ой аз меҳр,
Кофиронро натавон гуфт, ки баргард аз кеш.
Манам имрӯзу туву мутрибу соқию ҳасуд,
Хештан, гӯ, ба дари ҳуҷра биёвез чу хиш[1].
Ман худ аз кайди адӯ бок надорам, лекин
Каждум аз хубси табиат бизанад санг ба неш.
Ту ба ороми дили хеш расидӣ, Саъдӣ,
Май хуру ғам махур аз шунъати[2] бегонаву хеш.
Эй ки гуфтӣ, ба ҳаво дил маниҳу меҳр мабанд,
Ман чунинам, ту бирав, маслиҳати хеш андеш!

341

Гарам қабул кунӣ, в-ар биронӣ аз бари хеш,
Нагардам аз ту, в-агар худ фидо кунам сари хеш.
Ту донӣ, ар бинавозӣ, в-агар бияндозӣ,
Чунон ки бар дилат оят ба рои анвари хеш.
Назар ба ҷониби мо гарчи миннат асту савоб,
Ғуломи хеш ҳамепарварию чокари хеш.
Агар баробари хешам ба ҳукм нагзорӣ,
Хаёли рӯи ту нагзорам аз баробари хеш.
Маро насиҳати бегона манфиат накунад,
Ки розиям, ки қафо бинам аз ситамгари хеш.
Ҳадиси сабри ман аз рӯи ту ҳамон масал аст,
Ки сабри тифли башир[3] аз канори модари хеш.
Равост, гар ҳама халқ аз назар бияндозӣ,
Ки ҳеч халқ набинӣ ба ҳусну манзари хеш.
Ба ишқи рӯи ту гуфтам, ки ҷон барафшонам,
Дигар ба шарм дарафтодам аз муҳаққари хеш.
Ту сар ба суҳбати Саъдӣ дароварӣ, ҳайҳот,
Зиҳӣ хаёл, ки ман кардаам мусаввари хеш.
Чӣ бар сар ояд аз ин шавқи ғолибам, донӣ?
Ҳамончи мӯрчаро бар сар ояд аз пари хеш.

[1] Пардае аз ҷинси катон, ки дар хона меовехтанд.
[2] Сарзаниш.
[3] Ширхор.

342

Ёри бегона нагирад, ҳар кӣ дорад ёри хеш,
Эй ки дасте чарб дорӣ, пештар девори хеш.
Хидмататро ҳар кӣ фармой, камар бандад ба тавъ,
Лекин он беҳтар, ки фармой ба хидматгори хеш.
Ман ҳам аввалрӯз гуфтам: Ҷон фидои рӯи ту,
Шарти мардӣ нест баргардидан аз гуфтори хеш.
Дарди ишқ аз ҳар кӣ мепурсам, ҷавобам медиҳад:
Аз кӣ мепурсӣ, ки ман худ оҷизам дар кори хеш?
Сабр чун парвона бояд карданат бар доғи ишқ,
Эй ки суҳбат бо яке дорӣ на дар миқдори хеш.
Ё чу дидорам намудӣ, дил набоястӣ шикаст,
Ё набоястӣ намуд аввал маро дидори хеш.
Ҳадди зебоӣ надоранд ин худовандони ҳусн,
Эй дареғо, гар бихурдандӣ ғами ғамхори хеш.
Ақлро пиндоштам, дар ишқ тадбире бувад,
Ман нахоҳам кард дигар такя бар пиндори хеш.
Ҳар кӣ хоҳад дар ҳақи мо ҳар чӣ хоҳад, гӯ, бигӯй,
Мо намедорем даст аз домани дилдори хеш.
Рӯзи растохез, к-он ҷо кас напардозад ба кас,
Ман напардозам ба ҳеч аз гуфтугӯи ёри хеш.
Саъдиё, дар кӯи ишқ аз порсоӣ дам мазан,
Ҳар матоъеро харидорест дар бозори хеш.

343

Ба умри хеш надидам шабе, ки мурғи дилам
Нахонд бар гули рӯят, чӣ ҷои булбули боғ?
Таро фароғати мо гар бувад, в-агар набувад,
Маро ба рӯи ту, аз ҳар кӣ олам аст, фароғ.
Зи дарди ишқи ту уммеди растгорӣ нест,
Гурехтан натавонанд бандагони бадоғ.
Туро ки ин ҳама булбул навои ишқ зананд,
Чӣ илтифот бувад бар адои мункари[1] зоғ?
Далели рӯи ту ҳам рӯи туст Саъдиро,
Чароғро натавон дид ҷуз ба нури чароғ.

[1] Овози зишту нописанд.

344

Соқӣ, бидеҳ он шароби гулранг,
Мутриб, бизан он навой бар чанг,
К-аз зуҳд надидаам футӯҳе[1],
То кай занам обгина бар санг?
Хун шуд дили ман, надида коме,
Илло ки бирафт ном бо нанг.
Ишқ омаду ақл ҳамчу боде
Рафт аз бари ман ҳазор фарсанг.
Эй зоҳиди хирқапӯш, то кай
Бо ошиқи хаста дил кунӣ танг?
Гирди ду ҷаҳон бигашта ошиқ,
Зоҳид бинигар, нишаста дилтанг.
Ман хирқа фикандаам зи ишқат,
Бошад, ки ба васли ту занам чанг.
Саъдӣ, ҳама рӯз ишқ мебоз,
То дар ду ҷаҳон шавӣ ба як ранг.

345

Гарам боз омадӣ маҳбуби симандоми сангиндил,
Гул аз хорам баровардию хор аз пову по аз гил.
Аё боди саҳаргоҳӣ, к-аз ин шаб рӯз мехоҳӣ,
Аз он хуршеди хиргоҳӣ барафкан домани маҳмил.
Гар ӯ сарпанҷа бикшояд, ки ошиқ мекушам, шояд
Ҳазораш сайд пеш ояд, ба хуни хеш мустаъҷил.
Гурӯҳе ҳамнишини ман, хилофи ақлу дини ман,
Бигиранд остини ман, ки даст аз доманаш бигсил!
Маломатгӯи ошиқро чӣ гӯяд мардуми доно?
Ки ҳоли ғарқа дар дарё надонад хуфта бар соҳил.
Ба хунам гар биёлояд ду дасти нозанин, шояд,
На қатлам хуш ҳамеояд, ки дасту панҷаи қотил.
Агар оқил бувад, донад, ки Маҷнун сабр натвонад,
Шутур ҷое бихобонад, ки Лайлиро бувад манзил.

[1] Кушоиш.

Зи ақл андешаҳо зояд, ки мардумро бифарсояд,
Гарат осудагӣ бояд, бирав, ошиқ шав, эй оқил.
Маро то пой мепӯяд, тариқи васл меҷӯяд,
Биҳил, то ақл мегӯяд, зиҳӣ, савдои беҳосил!
Аҷоиб нақшҳо бинӣ, хилофи румию чинӣ,
Агар бо дӯст биншинӣ, зи дунё в-охират ғофил.
Дар ин маънӣ сухан бояд, ки ҷуз Саъдӣ наёрояд,
Ки ҳар-ч аз ҷон бурун ояд, нишинад лоҷарам бар дил.

346

Маро расад, ки барорам ҳазор нола чу булбул,
Ки эҳтимол надорам зи дӯстон вароқе гул.
Хабар баред ба булбул, ки аҳд мешиканад гул,
Ту низ, агар битавонӣ, бибанд бори таҳаввул[1].
Агарчи молики риққию[2] подшоҳи баҳаққӣ,
Ҳамат ҳалол набошад зи хуни банда тағофул.
Ту он каманд надорӣ, ки ман халос биёбам,
Асир мондаму дармон таҳаммул асту тазаллул[3].
Вафову аҳду мурувват миёни аҳли иродат
На чун бақои шукуфа-сту ишқбозии булбул.
Маро, ки чашми иродат ба рӯю мӯи ту бошад,
Далели сидқ набошад назар ба лолаву сунбул.
Ту худ тааммули Саъдӣ намекунӣ, ки бибинӣ,
Ки ҳеч бор надидат, ки сер шуд зи тааммул.

347

Ҷазои он ки нагуфтем шукри рӯзи висол,
Шаби фироқ нахуфтем лоҷарам зи хаёл.
Бидор як нафас, эй қоид, ин зимоми ҷимол[4],
Ки дида сер намегардад аз назар ба ҷамол,
Дигар ба гӯши фаромӯшаҳди сангиндил

[1] Аз ҷо ба ҷо шудан.
[2] Банда, барда.
[3] Забун нишон додани худ, хорнамоӣ.
[4] Шутурҳо.

Паёми мо кӣ расонад, магар насими шамол?
Ба теғи ҳиндӣ душман қитол менакунад,
Чунон ки дӯст ба шамшери ғамзаи каттол[1].
Ҷамоате, ки назарро ҳаром мегӯянд,
Назар ҳаром бикарданду хуни халқ ҳалол.
Ғазол агар ба каманд уфтад, аҷаб набувад,
Аҷаб фитодани мард аст дар каманди ғазол.
Ту бар канори Фуротӣ, надонӣ ин маънӣ,
Ба роҳи бодия[2] донанд қадри оби зулол.
Агар муроди насиҳаткунони мо ин аст,
Ки тарки дӯст бигӯям, тасаввурест муҳол.
Бо хоки пои ту донад, ки то сарам наравад,
Зи сар бадар наравад ҳамчунон умеди висол.
Ҳадиси ишқ чӣ ҳоҷат, ки бар забон орӣ?
Ба оби дидаи хунин нишаста сурати ҳол.
Сухан дароз кашидему ҳамчунон боқист,
Ки зикри дӯст наёрад ба ҳеч гуна малол.
Ба нола кор муяссар намешавад, Саъдӣ,
Валек нолаи бечорагон хуш аст, бинол!

348

Чашми бадат дур, эй бадеъшамоил,
Ёри ману шамъи ҷамъу шоҳи қабоил!
Ҷилвакунон меравию боз миёӣ,
Сарв надидам бад-ин сифат мутамоил.
Ҳар сифатеро далели маърифате ҳаст,
Рӯи ту бар кудрати Худой далоил.
Қиссаи Лайлӣ махону ғуссаи Маҷнун,
Аҳди ту мансух кард зикри авоил.
Номи ту мерафту орифон бишуниданд,
Ҳар ду ба рақс омаданд сомиъу қоил.
Парда чӣ бошад миёни ошиқу маъшуқ?
Садди Сикандар на мониъ асту на ҳоил[3].

[1] Бисёр кушанда.
[2] Биёбон.
[3] Ҳиҷоб, ҷудокунанда.

Гӯ, ҳама шаҳрам нигаҳ кунанду бибинанд,
Даст дар оғӯши ёр карда ҳамоил.
Давр ба охир расиду умр ба поён,
Шавқи ту сокин нагашту меҳри ту зоил,
Гар ту биронӣ, касам шафеъ набошад,
Раҳ ба ту донам дигар ба ҳеч васоил,
Бо кӣ нагуфтам ҳикояти ғами ишқат?
Ин ҳама гуфтему ҳал нагашт масоил.
Саъдӣ аз ин пас на оқил асту на ҳушёр,
Ишқ бичарбид бар фунуни фазоил.

349

Бедил гумон мабар, ки насиҳат кунад қабул,
Ман гӯши истимоъ надорам, лиман яқул[1].
То ақл доштам, нагирифтам тариқи ишқ,
Ҷое дилам бирафт, ки ҳайрон шавад уқул.
Охир, на дил ба дил равад, инсофи ман бидеҳ,
Чун аст, ман ба васли ту муштоқу ту малул?
Як дам намеравад, ки на дар хотирӣ, валек
Бисёр фарқ бошад аз андеша то вусул.
Рӯзе сарат бибӯсаму дар поят уфтам,
Парвонаро чӣ ҳоҷати парвонаи духул[2]?
Гунҷишк бин, ки суҳбати шоҳинаш орзуст,
Бечора дар ҳалоки тани хештан аҷул.
Нафсӣ тазулу оқибата-л-амри фӣ-л-ҳаво,
Ё мунятӣ ва зикрука фӣ-н-нафси ло язул[3].
Моро ба ҷуз ту дар ҳама олам азиз нест,
Гар рад кунӣ, бизоати музҷот, в-ар қабул.
Эй пайки номабар, ки хабар мебарӣ ба дӯст,
Ё лайт[4], агар ба ҷои ту ман будаме расул.

---

[1] Ман гӯши шунидани ҳарфи ҳар сухангӯеро надорам.
[2] Иҷозаи дохил шудан.
[3] Эй умеди ман! Саранҷом дар ишқи ту ҷонам ба лаб мерасад, вале ёди ту аз дили ман намеравад.
[4] Эй кош.

Даврони даҳру таҷрибатам сар сафед кард,
В-аз сар бадар намеравадам ҳамчунон фузул[1].
Саъдӣ, чу пойбанд шудӣ, бори ғам бибар,
Айёри дастбаста набошад магар ҳамул[2].

350

Ман истодаам, инак, ба хидматат машғул,
Маро аз он чӣ, ки хидмат қабул ё на қабул?
На дасти бо ту даровехтан, на пои гурез,
На эҳтимоли фироқу на ихтиёри вусул.
Каманди ишқ на бас буд зулфи мафтулат[3],
Ки рӯй низ бикардӣ зи дӯстон мафтул?
Ман онам, ар ту на онӣ, ки будӣ андар аҳд,
Ба дӯстӣ, ки накардам зи дӯстит удул[4].
Маломатат накунам, гарчи бевафо ёрӣ,
Ҳазор ҷони азизат фидои табъи малул!
Маро гуноҳи худ аст, ар маломати ту барам,
Ки ишқ бори гарон буду ман залуми ҷаҳул[5].
Гар ончи бар сари ман меравад зи дасти фироқ,
Алаттамом фурӯ хонам, ал-ҳадису ятул[6].
Зи дасти гиря китобат наметавонам кард,
Ки менависаму дарҳол мешавад мағсул[7].
Ман аз куҷову насиҳаткунони беҳудагӯй?
Ҳакимро нарасад кадхудоии баҳлул[8].
Тариқи ишқ ба гуфтан наметавон омӯхт,
Магар касе, ки бувад дар табиаташ маҷбул[9].

---

[1] Ёвагӯӣ.
[2] Бурдбор, сабур.
[3] Тобдода, тобида.
[4] Бозгашт.
[5] Ишорат аст ба он, ки инсон бори амонати илоҳиро кашид ва Худованд ӯро залуми ҷаҳул (бисёр ситамгару нодон) тавсиф кардааст.
[6] Агар бихоҳам, ҳадиси фироқи туро комил бигӯям, тӯлонӣ хоҳад буд.
[7] Шуста.
[8] Хирадманд, фарзона.
[9] Сиришта, фитрӣ.

Асири банди ғаматро ба лутфи хеш бихон,
Ки гар ба қаҳр биронӣ, куҷо равад мағлул[1]?
На зӯри бозуи Саъдӣ, ки дасти қуввати шер
Сипар бияфканад аз теғи ғамзаи маслул[2].

351

Нишаста будаму хотир ба хештан машғул,
Дари сарой ба ҳам карда аз хуруҷу духул.
Шаби дароз ду чашмам бар остони умед,
Ки бомдод дари ҳуҷра мезанад маъмул.
Хумор дар сару дасташ ба хуни ҳушёрон
Хазибу наргиси масташ ба ҷодуӣ макҳул.
Биёр соқию ҳамсоя, гӯ, ду чашм бибанд,
Ки ман ду гӯш биёгандам аз ҳадиси азул[3].
Чунон тасаввури маъшуқ дар хаёли ман аст,
Ки дигарам мутасаввар намешавад маъқул.
Ҳадиси ақл дар айёми подшоҳии ишқ
Чунон шудаст, ки фармони омили маъзул.
Шикоят аз ту надорам, ки шукр бояд кард,
Гирифта хонаи дарвеш подшаҳ ба нузул.
Бар он симот[4], ки манзури мизбон бошад,
Шикампараст кунад илтифот бар маъкул[5].
Ба дӯстӣ, ки зи дасти ту зарбати шамшер
Чунон мувофиқи табъ оядам, ки зарби усул[6].
Маро ба ошиқию дӯстро ба маъшуқӣ
Чӣ нисбат аст? Бигӯед, қотилу мақтул.
Маро ба гӯши ту бояд ҳикоят аз лаби хеш,
Дареғ бошад пайғоми мо ба дасти расул.
Даруни хотири Саъдӣ маҷоли ғайри ту нест,
Чу хуш бувад ба ту аз ҳар кӣ дар ҷаҳон, машғул.

---

[1] Дар ғулу занҷир афтода.
[2] Шамшери баркашида аз ғилоф.
[3] Бисёр накӯҳишкунанда.
[4] Суфра.
[5] Хурокӣ, хурданӣ.
[6] Навохтани оҳанг.

352

Ҷоно, ҳазорон офарин бар ҷонат аз сар то қадам,
Сонеъ Худое, к-ин вуҷуд овард берун аз адам.
Хуршед бар сарви равон дигар надидам дар ҷаҳон,
Васфат нагунҷад дар баён, номат наёяд дар қалам.
Гуфтам, чу товусӣ магар, узве зи узве хубтар,
Мебинамат, чун найшакар ширинӣ аз сар то қадам.
Чандон ки мебинам ҷафо, уммед медорам вафо,
Чашмон-т мегӯянд «ло»[1], абрӯт мегӯяд «наъам»[2].
Охир, нигоҳе боз кун, в-он гаҳ итоб оғоз кун,
Чандон ки хоҳӣ, ноз кун чун подшоҳон бар хадам.
Чун дил бибурдӣ, дин мабар, ҳуш аз мани мискин мабар,
Бо меҳрбонон кин мабар, ло тақтулу сайда-л-Ҳарам[3].
Хор асту гул дар бӯстон, ҳарч ӯ кунад, некӯст он,
Саҳл аст пеши дӯстон аз дӯстон бурдан ситам.
Ӯ рафту ҷон мепарварад, ин ҷома бар худ медарад,
Султон ки хобаш мебарад, аз посбононаш чӣ ғам?
Мезад ба шамшери ҷафо, мерафту мегуфт аз қафо:
Саъдӣ, бинолидӣ зи мо, мардон наноланд аз алам.

353

Рафиқи меҳрбону ёри ҳамдам
Ҳама кас дӯст медоранду ман ҳам.
Назар бо некувон расмест маъҳуд,
На ин бидъат[4] ман овардам ба олам.
Ту гар даъво кунӣ парҳезгорӣ,
Мусаддақ дорамат, валлоҳу аълам.
В-агар гӯӣ, ки майли хотирам нест,
Ман ин даъво намедорам мусаллам.
Ҳадиси ишқ агар гӯӣ, гуноҳ аст,

---
[1] Не.
[2] Бале, оре.
[3] Сайди Хонаи Худоро макушед.
[4] Расму роҳи нав.

Гуноҳ аввал зи Ҳавво буду Одам.
Гирифтори каманди моҳрӯён
На аз мадҳаш хабар бошад, на аз зам[1].
Чу дасти меҳрбон бар синаи реш
Ба гетӣ-дар надорам ҳеч марҳам.
Бигардон, соқиё, ҷоми лаболаб,
Биёмӯз аз фалак даври дамодам.
Агар донӣ, ки дунё ғам наярзад,
Ба рӯи дӯстон хуш бошу хуррам.
Ғанимат дон, агар донӣ, ки ҳар рӯз
Зи умри монда рӯзе мешавад кам.
Манеҳ дил бар сарои умр, Саъдӣ,
Ки бунёдаш на бунёдест муҳкам.
Бирав, шодӣ кун, эй ёри дилафрӯз,
Чу хокат мехурад, чандин махур ғам.

354

Вақтҳо як дам баросудӣ танам,
Қола мавлоӣ литарфӣ ло танам.
Исқиёнӣ ва-д-даъонӣ ифтазаҳ,
Ишқу мастурӣ наёмезад ба ҳам.
Мо ба мискинӣ силоҳ андохтем,
Ло туҷиллу қатла, ман улқассалам.
Ё ғарибалҳусни рифқан билғариб,
Хуни дарвешон марез, эй муҳташам.
Гар накардастӣ ба хунам панҷа тез,
Мо лизока-л-каффа махзубан би дам?
Қад малакта-л-қалба мулкан доиман,
Хоҳӣ, акнун адл кун, хоҳӣ, ситам.
Гар бихонӣ, в-ар биронӣ, бандаем,
Ло уболӣ ин даъолӣ ав шатам.
Ё қазиба-л-бони мо ҳоза-л-вуқуф?
Гар хилофи сарв мехоҳӣ, бичам!
Умрҳо парҳез мекардам зи ишқ,
Мо ҳасибту-л-она, илло қад ҳаҷам.

[1] Накӯҳиш.

Хуллаёнӣ наҳву манзурӣ уқиф,
То чу шамъ аз сар бисӯзам то қадам.
Дар азал рафтаст моро дӯстӣ,
Ло тахунунӣ фааҳдӣ мансарам.
Базлу рӯҳӣ фика амру ҳайййинин,
Худ чӣ бошад дар кафи Ҳотам дирам?
Бандаам, то зиндаам, безинҳор,
Лам азал абдан ва авсолӣ рамам.
Шунъату-л-аззоли индӣ лам туфид,
К-аз азал бар ман кашиданд ин рақам.
Гар бинолам вақте аз захме қадим,
Ло талумунӣ фаҷур ҳай малтаҳам.
Ин турид маҳва-л-бароё фанкашиф,
То вуҷуди халқ резӣ дар адам.
Ақлу сабр аз ман чӣ меҷӯӣ, ки ишқ
Кулламо ассасту бунёнан ҳадам.
Анта фӣ қалбӣ алам таълам биҳи,
К-аз насиҳаткун намебинад алам.
Саъдиё, ҷон сарф кун дар пои дӯст,
Инна ғоёта-л-амонӣ туғтанам.

355

Интабиҳ қабла-с-саҳар, ё залманом,
Навбати ишрат бизан, пеш ор ҷом,
То савори ақл бардорад даме
Табъи шӯрангезро даст аз лигом.
Давре аз бат[1] дар қадаҳ кун, пеш аз он-к
Дар хурӯш ояд хурӯси субҳи бом.
Мурғи ҷонамро ба мушкин силсила
Тавқ бар гардан ниҳодӣ чун ҳамом[2].
З-оҳанин чанголи шоҳини ғамат
Рахна-рахна-ст андаруни ман чу дом.
Соате чун гул ба саҳро даргузар,

---

[1] Суроҳӣ ба шакли мурғобӣ, ки шароб дар он кунанд.
[2] Кабутар.

Як замон чун сарв дар бустон хиром!
То шавад бар гул накӯрӯӣ вабол,
То шавад бар сарв раъноӣ ҳаром.
Тӯтиёни ҷони Саъдиро ба лутф
Шаккаре деҳ аз лаби ёқутфом.
Нолаи булбул ба мастӣ хуштар аст,
Сотгине, сотгине, эй ғулом!

356

Чу булбули саҳарӣ баргирифт навбати бом,
Зи тавбахонаи танҳоӣ омадам бар бом.
Нигоҳ мекунам аз пеши рояти хуршед,
Ки мебарад ба уфуқ парчами сипоҳи залом[1].
Баёзи рӯз баромад чу аз давоҷи сиёҳ,
Бараҳна бознишинад яке сапедандом.
Дилам ба ишқ гирифтору ҷон ба меҳр гарав,
Даромад аз дарам он дилфиреби ҷонором.
Сарам ҳанӯз чунон масти бӯи он нафас аст,
Ки бӯи анбару гул раҳ намебарад ба машом.
Дигар ман аз шаби торик ҳеч ғам нахурам,
Ки ҳар шаберо рӯзе муқаддар аст анҷом.
Тамом фаҳм накардам, ки арғавону гул аст
Дар остинаш ё дасту соъиди гулфом.
Дар обгинааш обе, ки гар қиёс кунӣ,
Надонӣ, об кадом асту обгина кадом.
Биёр, соқӣ, дарёи машриқу мағриб,
Ки дер маст шавад, ҳар кӣ май хурад бадавом.
Ман он наям, ки ҳалол аз ҳаром нашносам,
Шароб бо ту ҳалол асту об бе ту ҳаром.
Ба ҳеч шаҳр набошад, чунин шакар ки туӣ,
Ки тӯтиёни чу Саъдӣ дароварӣ ба калом.
Раҳо намекунад ин назми чун зиреҳ дар ҳам,
Ки хасм теғи тааннут бароварад зи ниём.

[1] Торикӣ.

357

Ҳикоят аз лаби ширindаҳони симандом
Тафовуте накунад, гар дуост ё дашном.
Ҳарифи дӯст, ки аз хештан хабар дорад,
Шароби сирфи[1] муҳаббат нахурдааст тамом.
Агар малул шавӣ ё маломатам гӯӣ,
Асири ишқ наяндешад аз малолу малом[2].
Ман он наям, ки ба ҷавр аз мурод бигрезам,
Ба остин[3] наравад мурғи пойбаста ба дом.
Басе намонд, ки панҷоҳсола оқилро
Ба панҷ рӯз ба девонагӣ бaрояд ном.
Маро ки бо туам, аз ҳар кӣ ҳаст, боке нест,
Ҳарифи хос наяндешад аз маломати ом.
Шаби дароз нахуфтам, ки дӯстон гӯянд
Ба сарзаниш «Аҷабан лил-муҳибби кайфа яном».
Ту дар канори ман ой? Ман ин тамаъ накунам,
Ки менаёядат аз ҳусн васф дар авҳом.
Зарурат аст, ки рӯзе бисӯзад ин авроқ,
Ки тоби оташи Саъдӣ наёварад ақлом.

358

Зиҳӣ, саодати ман, к-им ту омадӣ ба салом,
Хуш омадию алайкассалому ва-л-икром.
Қиём хостамат кард, ақл мегӯяд:
Макун, ки шарти адаб нест пеши сарв қиём.
Агар касоди шакар боядат, даҳан бикушой,
В-арат хиҷолати сарв орзу кунад, бихиром!
Ту офтоби мунирию дигарон анҷум,
Ту рӯҳи покию абнои рӯзгор аҷсом.
Агар ту одамӣ, эътиқоди ман ин аст,
Ки дигарон ҳама нақшанд бар дари ҳаммом.

---

[1] Бодаи ноб.
[2] Ба сутуҳ омадан ва сарзаниш.
[3] Бо такон додани остин.

Тунук мапӯш, ки андомҳои симинат
Даруни ҷома падид аст чун гулоб аз ҷом.
Аз иттифоқ чӣ хуштар бувад миёни ду дӯст?
Даруни пираҳане чун ду мағзи як бодом.
Самоъи аҳли дил овози нолаи Саъдист,
Чӣ ҷои замзамаи андалебу саҷъи ҳамом?
Дар ин самоъ ҳама соқиёни шоҳидрӯй,
Бар ин шароб ҳама сӯфиёни дурдошом.

359

Соқиё, май деҳ, ки мурғи субҳи бом[1]
Рух намуд аз байзаи зангорфом[2].
Дар димоғи майпарастон бозкуш
Оташи савдо ба оби чашми ҷом.
Ё Раб, аз фирдавс кай рафт ин насим?
Ё Раб, аз ҷаннат кӣ овард ин паём?
Хотири Саъдию бори ишқи ту
Рокибе тунд асту маркубе ҷамом[3].
Ҷони мову дил ғуломи рӯи туст,
Сотгине, сотгине, эй ғулом!

360

Шамъ бихоҳад нишаст, бознишин, эй ғулом,
Рӯи ту дидан ба субҳ рӯз намояд тамом.
Мутриби ёрон бирафт, соқии мастон бихуфт,
Шоҳиди мо барқарор, маҷлиси мо бардавом.
Булбули боғи сарой субҳ нишон медиҳад,
В-аз дари айвон бихост бонги хурӯсони бом.
Мо ба ту пардохтем хонаву ҳар-ч андар ӯст,
Ҳар чӣ писанди шумост, бар ҳама олам ҳаром.
Хоҳиям озод кун, хоҳ қавитар бибанд,
Мисли ту сайёдро кас нагурезад зи дом.

---

[1] Пагоҳ, субҳи зуд.
[2] Сипеҳри нилгун.
[3] Хаставу кӯфта.

Ҳар кӣ дар оташ нарафт, бехабар аз сӯзи мост,
Сӯхта донад, ки чист пухтани савдои хом.
Аввалам андеша буд, то нашавам номзишт,
Фориғам акнун зи санг, чун бишикастанд ҷом.
Саъдӣ, агар ному нанг дар сари ӯ шуд, чӣ шуд?
Марди раҳи ишқ нест, к-иш ғами нанг асту ном.

361

Моҳ чунин кас надид хушсухану кашхиром,
Моҳи муборактулӯъ, сарви қиёматқиём.
Сарв дарояд зи пой, гар ту бичунбӣ зи ҷой,
Моҳ бияфтад ба зер, чун ту бароӣ ба бом.
То дил аз они ту шуд, дида фуру дӯхтам,
Ҳар чӣ писанди шумост, бар ҳама олам ҳаром.
Гӯши дилам бар дар аст, то чӣ биёяд хабар,
Чашми умедам ба роҳ, то кӣ биёрад паём.
Даъвати бешамъро ҳеч набошад фурӯғ,
Маҷлиси бедӯстро ҳеч набошад низом.
Дар ҳама умрам шабе бехабар аз дар дарой,
То шаби дарвешро субҳ барояд ба шом.
Бори ғамат мекашам, в-аз ҳама олам хушам,
Гар накунад илтифот ё накунад эҳтиром.
Рой Худовандрост, ҳокиму фармонравост,
Гар бикушад, бандаем, в-ар бинавозад, ғулом.
Эй ки маломат кунӣ орифи девонаро,
Шоҳиди мо ҳозир аст, гар ту надонӣ калом.
Гӯ, ба саломи ман ой бо ҳама тундию ҷаҳл,
В-аз мани бедил ситон ҷон ба ҷавоби салом.
Саъдӣ, агар толибӣ, роҳ раву ранҷ бар,
Ё бирасад ҷон ба ҳалқ, ё бирасад дил ба ком.

362

Маро ду дида ба роҳу ду гӯш бар пайғом,
Ту мустариҳу[1] ба афсӯс меравад айём.
Шабе напурсию рӯзе, ки дӯстдоронам
Чӣ гуна шаб ба саҳар мебаранду рӯз ба шом.
Бибурдӣ аз дили ман, меҳри ҳар ҳар куҷо санамест,
Маро ки қибла гирифтам, чӣ кор бо асном?
Ба кори дил нафасе бо ту илтимоси ман аст,
Басо нафас, ки фурӯ рафту барнаёмад ком.
Маро на давлати васлу на эҳтимоли фироқ,
На пои рафтан аз ин ноҳият, на ҷои мақом.
Чӣ душманӣ ту, ки аз ишқи дасту шамшерат
Мутоваат[2] ба гурезам намекунанд ақдом[3]?
Маломатам накунад, ҳар кӣ маърифат дорад,
Ки ишқ мебиситонад зи дасти ақл зимом.
Маро, ки бо ту сухан гӯяму сухан шунавам,
На гӯши фаҳм бимонад, на ҳуши истифҳом.
Агар забони маро рӯзгор дарбандад,
Ба ишқ дар сухан оянд резаҳои изом[4].
Бар оташи дили Саъдӣ кадом дил, ки насӯхт?
Гар ин сухан биравад, дар ҷаҳон намонад хом.

363

Рӯзгорест, ки савдозадаи рӯи туам,
Хобгаҳ нест, магар хоки сари кӯи туам.
Ба ду чашми ту, ки шӯридатар аз бахти ман аст,
Ки ба рӯи ту ман ошуфтатар аз мӯи туам.
Нақди ҳар ақл, ки дар кисаи пиндорам буд,
Камтар аз ҳеч баромад ба тарозуи туам.
Ҳамдаме нест, ки гӯяд сухане пеши манат,
Маҳраме нест, ки орад хабаре сӯи туам.

---

[1] Осудаву роҳат.
[2] Итоат ва фармонбардорӣ.
[3] Қадамҳо.
[4] Устухонҳо.

Чашм бар ҳам назанам, гар ту ба тирам бизанӣ,
Лек тарсам, ки бидӯзад назар аз рӯи туам.
З-ин сабаб халқи ҷаҳонанд муриди суханам,
Ки риёзаткаши меҳроби ду абрӯи туам.
Дасти маргам наканад мехи саропардаи умр,
Гар саодат бизанад хайма ба паҳлӯи туам.
Ту мапиндор, к-аз ин дар ба маломат биравам,
Ки гарам теғ занӣ, бандаи бозуи туам.
Саъдӣ аз пардаи «Ушшоқ» чӣ хуш мегӯяд:
Турки ман, парда барандоз, ки ҳиндуи туам.

364

Ман андар худ намеёбам, ки рӯй аз дӯст бартобам,
Бидор, эй дӯст, даст аз ман, ки тоқат рафту поёбам.
Танам фарсуду ақлам рафту ишқам ҳамчунон боқӣ,
В-агар ҷонам дареғ ояд, на муштоқам, ки каззобам.
Биёр, эй луъбати соқӣ, нагӯям, чанд паймона,
Ки гар Ҷайҳун бипаймоӣ, нахоҳӣ ёфт серобам.
Маро рӯи ту меҳроб аст дар шаҳри мусулмонон,
В-агар ҷанги муғул бошад, нагардонӣ зи меҳробам.
Маро аз дунйию уқбӣ ҳаминам буду дигар на,
Ки пеш аз рафтан аз дунё даме бо дӯст дарёбам.
Сар аз бечорагӣ, гуфтам, ниҳам шӯрида дар олам,
Дигар раҳ пой мебандад вафои аҳди асҳобам.
Нагуфтӣ, бевафо ёро, ки дилдорӣ кунӣ моро,
Ало, гар даст мегирӣ, биё, к-аз сар гузашт обам.
Зимистон асту бебаргӣ, биё, эй боди Наврӯзам,
Биёбон асту торикӣ, биё, эй қурси маҳтобам.
Ҳаёти Саъдӣ он бошад, ки бар хоки дарат мирад,
Даре дигар намедонам, макун маҳрум аз ин бобам[1].

---

[1] Дар.

365

Ба хоки пои азизат, ки аҳд нашкастам,
Зи ман буридию бо ҳеч кас напайвастам.
Куҷо равам, ки бимирам бар остони умед?
Агар ба домани васлат намерасад дастам.
Шигифт мондаам аз бомдоди рӯзи видоъ,
Ки барнахост қиёмат, чу бе ту биншастам.
Балои ишқи ту нагзошт порсо дар Порс,
Яке манам, ки надонам, намоз чун бастам.
Намоз кардаму аз бехудӣ надонистам,
Ки дар хаёли ту ақди намоз чун бастам.
Намози маст шариат раво намедорад,
Намози ман кӣ пазирад, ки рӯзу шаб мастам?
Чунин ки дасти хаёлат гирифт домани ман,
Чӣ будӣ, ар бирасидӣ ба доманат дастам?!
Ман аз куҷову таманнои васли ту зи куҷо?
Агарчи оби ҳаётӣ, ҳалоки худ ҷустам.
Агар хилофи ту будаст дар дилам ҳама умр,
На нек рафт, хато кардаму надонистам.
Бикуш, чунон ки тавонӣ, ки Саъдӣ он кас нест,
Ки бо вуҷуди ту даъво кунад, ки ман ҳастам.

366

Гар халқ бидонанд, ки ман ошиқу мастам,
Овоза дуруст аст, ки ман тавба шикастам.
Гар душманам изо кунаду дӯст маломат,
Ман фориғам, аз ҳар чӣ бигӯянд, ки ҳастам.
Эй нафс, ки матлуби ту номусу риё буд,
Аз банди ту бархостаму хуш бинишастам.
Аз рӯи нигорини ту безорам, агар ман,
То рӯи ту дидам, ба дигар кас нигаристам.
З-ин пеш баромехтаме бо ҳама мардум,
То ёр бидидам, дари ағёр бибастам.
Эй соқӣ, аз он пеш, ки мастам кунӣ аз май,
Ман худ зи назар дар қаду болои ту мастам.

Шабҳо гузарад бар ман аз андешаи рӯят,
То рӯз на ман хуфта, на ҳамсоя зи дастам.
Ҳайф аст сухан гуфтан бо ҳар кас аз он лаб,
Дашном ба ман деҳ, ки дурудат бифиристам.
Дерест, ки Саъдӣ ба дил аз ишқи ту мегуфт:
Ин бут на аҷаб бошад, агар ман бипарастам.
Банди ҳама ғамҳои ҷаҳон бар дили ман буд,
Дар банди ту афтодаму аз ҷумла бирастам.

367

Ман худ, эй соқӣ, аз ин шавқ ки дорам, мастам,
Ту ба як ҷуръаи дигар бибарӣ аз дастам.
Ҳар чӣ кӯтаҳназаронанд, бар эшон паймой,
Ки ҳарифон зи мулу[1] ман зи тааммул мастам.
Ба ҳақи меҳру вафое, ки миёни ману туст,
Ки на меҳр аз ту буридам, на ба кас пайвастам.
Пеш аз обу гили ман дар дили ман меҳри ту буд,
Бо худ овардам аз он ҷо, на ба худ барбастам.
Ман ғуломи туам аз рӯи ҳақиқат, лекин
Бо вуҷудат натавон гуфт, ки ман худ ҳастам.
Доиман одати ман гӯша нишастан будӣ,
То ту бархостай, аз талабат наншастам.
Ту малулию маро тоқати танҳоӣ нест,
Ту ҷафо кардию ман аҳди вафо нашкастам.
Саъдиё, бо ту нагуфтам, ки марав дар паи дил?
Наравам боз, гар ин бор ки рафтам, ҷастам.

[1] Бода, шароб.

368

Дил пеши туву дида ба ҷои дигарастам,
То хасм надонад, ки туро менигаристам.
Рӯзе бадар оям ман аз ин пардаи номус,
Ҳар ҷо ки буте чун ту бибинам, бипарастам.
Алминнатулиллаҳ[1], ки дилам сайди ғаме шуд,
К-аз хурдани ғамҳои пароканда бирастам.
Он аҳд, ки гуфтӣ, накунам меҳр фаромӯш,
Бишкастию ман бар сари паймони дурустам.
То завқи дарунам хабаре медиҳад аз дӯст,
Аз таънаи душман, ба Худо, гар хабарастам.
Мехостамат пешкашат лоиқи хидмат,
Ҷон нек ҳақир аст, надонам, чӣ фиристам.
Чун нек бидидам, ки надорӣ сари Саъдӣ,
Бар бахт бихандидаму бар худ бигиристам.

369

Чу ту омадӣ, маро бас, ки ҳадиси хеш гуфтам,
Чу ту истода бошӣ, адаб он ки ман биюфтам.
Ту агар чунин латиф аз дари бӯстон дарой,
Гули сурх шарм дорад, ки чаро ҳамешукуфтам?
Чу ба мунтаҳо расад гул, биравад қарори булбул,
Ҳама халқро хабар шуд ғами дил, ки мениҳуфтам.
Ба умеди он ки ҷое қадаме ниҳода бошӣ,
Ҳама хокҳои Шероз ба дидагон бируфтам.
Ду-се бомдоди дигар, ки насими гул барояд,
Батар аз ҳазордастон[2] бикушад фироқи ҷуфтам.
Нашунидаӣ, ки Фарҳод чӣ гуна санг суфтӣ[3],
На чу санги остонат, ки ба оби дида суфтам.
На аҷаб шаби дарозам, ки ду дида боз бошад,
Ба хаёлат, эй ситамгар, аҷаб аст, агар бихуфтам.

---

[1] Шукру сипос Худойро.
[2] Булбул.
[3] Сӯрох мекард.

Зи ҳазор хуни Саъдӣ биҳиланд[1] бандагонат,
Ту бигӯй, то бирезанду бигӯ, ки ман нагуфтам.

370

Ман ҳамон рӯз, ки он хол бидидам, гуфтам:
Бими он аст бад-ин дона, ки дар дом уфтам.
Ҳаргиз ошуфтаи рӯе нашудам ё мӯе,
Магар акнун, ки ба рӯи ту чу мӯй ошуфтам.
Ҳеч шак нест, ки ин воқиа бо тоқ уфтад,
Гар бидонед, ки ман бо ғами рӯяш ҷуфтам.
Ранги рӯям ғами дил пеши касон мегӯяд,
Фош кард, он ки зи бегона ҳамебинҳуфтам.
Пеш аз онам, ки ба девонагӣ анҷомад кор,
Маърифат панд ҳамедод, намепазруфтам.
Ҳар кӣ ин рӯй бибинад, бидиҳад пушти гурез,
Гар бидонад, ки ман аз вай ба чӣ паҳлӯ хуфтам.
Оташе бар сарам аз доғи ҷудоӣ мерафт,
В-обе аз дида ҳамешуд, ки замин месуфтам.
Аҷаб он аст, ки бо заҳмати чандине хор
Бӯи субҳе нашунидам, ки чу гул нашкуфтам.
Пеш аз ин хотири ман хонаи пурмашғала буд,
Бо ту пардохтамаш, в-аз ҳама олам руфтам.
Саъдӣ он нест, ки дархурди ту гӯяд сухане,
Он чи дар вусъи худам дар даҳан омад, гуфтам.

371

Ман аз он рӯз, ки дар банди туам, озодам,
Подшоҳам, ки ба дасти ту асир афтодам.
Ҳама ғамҳои ҷаҳон ҳеч асар менакунад
Дар ман, азбаски зи дидори азизат шодам.
Хуррам он рӯз, ки ҷон меравад андар талабат,
То биёянд азизон ба муборакбодам.
Ман ки дар ҳеч мақоме назадам хаймаи унс,
Пеши ту рахт бияфкандаму дил бинҳодам.

---
[1] Бахшудаву муоф.

Донӣ, аз давлати васлат чӣ талаб дорам? Ҳеч,
Ёди ту маслиҳати хеш бибурд аз ёдам.
Ба вафои ту, к-аз он рӯз, ки дилбанди манӣ,
Дил набастам ба вафои касу дар накшодам.
То хаёли қаду болои ту дар фикри ман аст,
Гар халоиқ ҳама сарванд, чу сарв озодам,
Ба сухан рост наёяд, ки чӣ ширинсуханӣ,
В-ин аҷабтар, ки ту Ширинию ман Фарҳодам.
Дастгоҳе[1] на, ки дар пои ту резам чун хок,
Ҳосил он аст, ки чун табли тиҳӣ пурбодам.
Менамояд, ки ҷафои фалак аз домани ман
Даст кӯтаҳ накунад, то наканад бунёдам.
Зоҳир он аст, ки бо собиқаи ҳукми азал
Ҷаҳд суде накунад, тан ба қазо дардодам.
В-ар таҳаммул накунам ҷаври замонро, чӣ кунам?
Доваре нест, ки аз вай биситонад додам.
Дилам аз суҳбати Шероз ба куллӣ бигирифт,
Вақти он аст, ки пурсӣ хабар аз Бағдодам.
Ҳеч шак нест, ки фарёди ман он ҷо бирасад,
Аҷаб, ар соҳиби девон нарасад фарёдам.
Саъдиё, ҳубби ватан гарчи ҳадисест саҳеҳ,
Натавон мурд ба сахтӣ, ки ман ин ҷо зодам.

372

Ишқбозӣ на ман, охир, ба ҷаҳон овардам,
Ё гуноҳест, ки аввал мани мискин кардам.
Ту ки аз сурати ҳоли дили мо бехабарӣ,
Ғами дил бо ту нагӯям, ки надонӣ дардам.
Эй ки пандам диҳӣ аз ишқу маломам гӯӣ,
Ту набудӣ, ки ман ин ҷоми муҳаббат х(в)ардам.
Ту бирав, маслиҳати хештан андеш, ки ман
Тарки ҷон додам, аз он пеш, ки дил биспурдам.
Аҳд кардем, ки ҷон дар сари кори ту кунем,
В-агар ин аҳд ба поён набарам, номардам.

[1] Сармоя, ҷоҳу ҷалол.

Ман ки рӯй аз ҳама олам ба висолат кардам,
Шарти инсоф набошад, ки бимонӣ фардам[1].
Рост хоҳӣ, ту маро шефта мегардонӣ,
Гирди олам ба чунин рӯз на ман мегардам.
Хоки наълайни ту, эй дӯст, намеёрам шуд,
То бар он домани исмат нанишинад гардам.
Рӯзи девони ҷазо дасти ману домани ту,
То бигӯӣ дили Саъдӣ ба чӣ ҷурм озардам?

273

Ҳазор аҳд бикардам, ки гирди ишқ нагардам,
Ҳаме баробарам ояд хаёли рӯи ту ҳар дам.
Нахостам, ки бигӯям ҳадиси ишқу чӣ ҳоҷат,
Ки оби дидаи сурхам бигуфту чеҳраи зардам.
Ба гулбуне бирасидам, маҷоли сабр надидам,
Гуле тамом начидам, ҳазор хор бих(в)ардам.
Бисоти умри маро, гӯ, фурӯ навард[2], замона,
Ки ман ҳикояти дидори дӯст дарнанавардам.
Ҳар он касам, ки насиҳат ҳамекунад ба сабурӣ,
Ба ҳарза боди ҳаво медамад бар оҳани сардам.
Ба чашмҳои ту, донам, ки то зи чашм бирафтӣ,
Ба чашми ишқу иродат назар ба ҳеч накардам.
На рӯз мебишумурдам дар интизори ҷамолат,
Ки рӯзи ҳаҷри туро худ зи умр менашумурдам.
Чӣ душманӣ, ки накардӣ, чунон ки хӯи ту бошад,
Ба дӯстӣ, ки шикоят ба ҳеч дӯст набурдам.
Ман аз каманди ту аввал чу ваҳш мебирамидам,
Кунун ки унс гирифтам, ба теғ бознагардам.
Туро кӣ гуфт, ки Саъдӣ на марди ишқи ту бошад?
Гар аз вафот бигардам, дуруст шуд, ки на мардам.

[1] Танҳо.
[2] Дар ҳам печон.

374

Аз дар даромадию ман аз худ бадар шудам,
Гуфтӣ, к-аз ин ҷаҳон ба ҷаҳони дигар шудам.
Гӯшам ба роҳ, то кӣ хабар медиҳад зи дӯст,
Соҳибхабар биёмаду ман бехабар шудам.
Чун шабнам уфтода будам пеши офтоб,
Меҳрам ба ҷон расиду ба Айюқ[1] бар шудам.
Гуфтам, бибинамаш, магарам дарди иштиёқ
Сокин шавад, бидидаму муштоқтар шудам.
Дастам надод қуввати рафтан ба пеши ёр,
Чанде ба пой рафтаму чанде ба сар шудам.
То рафтанаш бибинаму гуфтан-ш бишнавам,
Аз пой то ба сар ҳама самъу басар шудам.
Ман чашм аз ӯ чӣ гуна тавонам нигоҳ дошт,
К-аввалназар ба дидани ӯ дидавар шудам?!
Безорам аз вафои ту як рӯзу як замон,
Маҷмӯъ агар нишастаму хурсанд агар шудам.
Ӯро худ илтифот набудаш ба сайди ман,
Ман хештан асири каманди назар шудам.
Гӯянд, рӯи сурхи ту, Саъдӣ, чӣ зард кард?
Иксири ишқ бар мисам афтоду зар шудам.

375

Чунон дар қайди меҳрат пойбандам,
Ки гӯӣ оҳуи сардаркамандам.
Гаҳе бар дарди бедармон бигирям,
Гаҳе бар ҳоли бесомон бихандам.
Маро ҳуше намонд аз ишқу гӯше,
Ки панди ҳушмандон кор бандам.
Маҷоли сабр танг омад ба якбор,
Ҳадиси ишқ бар саҳро фикандам.
На маҷнунам, ки дил бардорам аз дӯст,
Мадеҳ, гар оқилӣ, эй хоҷа, пандам!

---

[1] Номи ситораест дар канори Каҳкашон.

Чунин сурат набандад ҳеч наққош,
Маозаллаҳ[1], ман ин сурат набандам.
Чӣ ҷонҳо дар ғамат фарсуду танҳо,
На танҳо ман асиру мустамандам.
Ту ҳам боз омадӣ ночору ноком,
Агар боз омадӣ бахти баландам.
Гар овозам диҳӣ, ман хуфта дар гӯр,
Баросояд равони дардмандам.
Саре дорам, фидои хоки поят,
Гар осоиш расонӣ, в-ар газандам.
В-агар дар ранҷи Саъдӣ роҳати туст,
Ман ин бедод бар худ меписандам.

376

Хиромон аз дарам боз о, к-ит аз ҷон орзумандам,
Ба дидори ту хушнудам, ба гуфтори ту хурсандам.
Агарчи хотират бо ҳар касе пайвандҳо дорад,
Мабод он рӯзу он хотир, ки ман бо ҷуз ту пайвандам.
Касе монанди ман ҷустӣ, зиҳӣ, бадаҳди сангиндил,
Макун, к-андар вафодорӣ нахоҳӣ ёфт монандам.
Агар худ неъмати Қорун касе дар поят андозад,
Куҷо ҳамтои ман бошад, ки ҷон дар поят афкандам.
Ба ҷонат, к-аз миёни ҷон зи ҷонат дӯсттар дорам,
Ба ҳаққи дӯстӣ, ҷоно, ки бовар дор савгандам.
Макун рағбат ба ҳар сӯе ба ёрони пароканда,
Ки ман меҳри дигар ёрон зи ҳар сӯе парокандам.
Шароби васлат андардеҳ, ки ҷоми васл нӯшидам,
Дарахти дӯстӣ биншон, ки бехи сабр баркандам.
Чу пой аз ҷода берун шуд, чӣ нафъ аз рафтани роҳам?
Чу кор аз даст берун шуд, чӣ суд аз додани пандам?
Муаллим, гӯ, адаб кам кун, ки ман ноҷинс шогирдам,
Падар, гӯ, панд камтар деҳ, ки ман ноаҳл фарзандам.
Ба хорӣ дар паят Саъдӣ чу гард афтода, мегӯяд:
Писандӣ бар дилам гарде, ки бар домон-т напсандам.

[1] Паноҳ бар Худо.

377

Шикаст аҳди муваддат нигори дилбандам,
Бурид меҳру вафо ёри сустпайвандам.
Ба хоки пои азизон, ки аз муҳаббати дӯст
Дил аз муҳаббати дунёву охират кандам.
Татовуле[1], ки ту кардӣ ба дӯстӣ бо ман,
Ман он ба душмани хунхори хеш напсандам.
Агарчи меҳр буридию аҳд бишкастӣ,
Ҳанӯз бар сари паймону аҳду савгандам.
Биёр, соқии сармаст, ҷоми бодаи ишқ,
Бидеҳ ба рағми муносиҳ[2], ки медиҳад пандам.
Ман он наям, ки пазирам насиҳати уқало,
Падар, бигӯй, ки ман беҳисоб фарзандам.
Бо хоки пои ту савганду ҷони зиндадилон,
Ки ман ба пои ту дар мурдан орзумандам.
Биё, биё, санамо, к-аз сари парешонӣ
Намонд ҷуз сари зулфи ту ҳеч побандам.
Ба ханда гуфт, ки: Саъдӣ, аз ин хатар бигрез,
Куҷо равам, ки ба зиндони ишқ дар бандам?!

378

Ман бо ту на марди панҷа будам,
Афкандаму мардӣ озмудам.
Дидам, дили хосу ом бурдӣ,
Ман низ диловарӣ намудам.
Дар ҳалқаи корзорам андохт,
Он низ, ки ҳалқа мерабудам.
Ангуштнамои халқ будам,
В-ангушт ба ҳеч барнасудам.
Айби дигарон нагӯям ин бор,
К-андар ҳақи хештан шунудам,
Гуфтам, ки барорам аз ту фарёд,
Фарёд ки нашнавӣ, чӣ судам?

[1] Зулму ситам.
[2] Насиҳатгар.

Аз чашми иноятам маяндоз,
К-аввал ба ту чашм баркушудам.
Гар сар биравад, фидои поят,
Марг омаданист, деру зудам.
Имрӯз чунонам аз муҳаббат,
К-оташ ба фалак расиду дудам.
В-он рӯз, ки сар барорам аз хок,
Муштоқи ту ҳамчунон, ки будам.

379

Омадӣ, ваҳ, ки чӣ муштоқу парешон будам,
То бирафтӣ зи барам, сурати беҷон будам.
На фаромӯшиям аз зикри ту хомӯш нишонд,
Ки дар андешаи авсофи ту ҳайрон будам.
Бе ту дар домани гулзор нахуфтам як шаб,
Ки на дар бодияи хори муғелон будам.
Зинда мекард маро дам ба дам уммеди висол,
В-арна, дур аз назарат куштаи ҳиҷрон будам.
Ба таваллои ту, дар оташи меҳнат чу Халил
Гӯиё дар чамани лолаву райҳон будам.
То магар як нафасам бӯи ту орад дами субҳ,
Ҳама шаб мунтазири мурғи саҳархон будам.
Саъдӣ аз ҷаври фироқат ҳама рӯз ин мегуфт:
Аҳд бишкастию ман бар сари паймон будам.

380

Аҳд бишкастию ман бар сари паймон будам,
Шокири неъмату парвардаи эҳсон будам.
Чӣ кунад банда, ки бар ҷавр таҳаммул накунад?
Бор бар гардану сар бар хати фармон будам.
Хори ишқат на чунон пои нишот обила кард,
Ки сари сабзаву парвои гулистон будам.
Рӯзи ҳиҷрон-т бидонистам қадри шаби васл,
Аҷаб, ар қадр набуд он шабу нодон будам.
Гар ба уқбо-дарам аз ҳосили дунё пурсанд,
Гӯям он рӯз, ки дар суҳбати ҷонон будам.

Кӣ писандад, ки фаромӯш кунӣ аҳди қадим?
Ба висолат, ки на муставҷиби ҳиҷрон будам.
Хуррам он рӯз, ки боз оию Саъдӣ гӯяд:
Омадӣ, ваҳ, ки чӣ муштоқу парешон будам.

381

Ду ҳафта мегузарад, к-он маҳи дуҳафта надидам,
Ба ҷон расидам аз он, то ба хидматаш нарасидам.
Ҳариф аҳди мувоаддат шикасту ман нашикастам,
Халил бехи иродат буриду ман набуридам.
Ба коми душманам, эй дӯст, оқибат бинишондӣ,
Ба ҷои худ, ки чаро панди дӯстон нашунидам.
Маро ба ҳеч бидодӣ хилофи шарти муҳаббат,
Ҳанӯз бо ҳама айбат ба ҷону дил бихаридам.
Ба хоки пои ту гуфтам, ки то ту дӯст гирифтам,
Зи дӯстони маҷозӣ чу душманон бирамидам.
Қасам ба рӯи ту гӯям аз он замон, ки бирафтӣ,
Ки ҳеч рӯй надидам, ки рӯй дарнакашидам.
Туро бибинаму хоҳам, ки хоки пои ту бошам,
Маро бибинию чун бод бигзарӣ, ки надидам.
Миёни халқ надидӣ, ки чун давидамат аз пай,
Зиҳӣ хиҷолати мардум, чаро ба сар надавидам?
Шакар хуш аст, валекин ҳаловаташ ту надонӣ,
Ман ин муомила донам, ки табъи сабр чашидам.
Маро равост, ки даъво кунам ба сидқи иродат,
Ки ҳеч дар ҳама олам ба дӯст барнагузидам.
Бинол, мутриби маҷлис, бигӯй гуфтаи Саъдӣ,
Шароби унс биёвар, ки ман на марди набидам.

382

Ман чун ту ба дилбарӣ надидам,
Гулбарг чунин тарӣ[1] надидам.
Монанди ту одамӣ дар офоқ
Мумкин набувад, парӣ надидам.
В-ин булъаҷабию чашмбандӣ
Дар санъати Сомирӣ надидам.
Бо рӯи ту моҳи осмонро
Имкони баробарӣ надидам.
Лаъле чу лаби шакарфишонат
Дар кулбаи ҷавҳарӣ[2] надидам.
Чун дурри ду растаи даҳонат
Назми сухани дарӣ надидам.
Маҳро кӣ харад, ки ман ба каррот
Маҳ дидаму муштарӣ надидам?!
В-ин пардаи рози порсоён,
Чандон ки ту медарӣ, надидам.
Дидам ҳама дилбарони офоқ,
Чун ту ба диловарӣ надидам.
Ҷавре ки ту мекунӣ дар ислом,
Дар миллати кофарӣ надидам.
Саъдӣ, ғами ишқи хубрӯён,
Чандон ки ту мех(в)арӣ, надидам.
Дидам ҳама сӯфиёни офоқ,
Мисли ту қаландаре надидам.

383

Меравам, в-аз сари ҳасрат ба қафо менигарам,
Хабар аз пой надорам, ки замин месипарам.
Меравам бе дилу бе ёру яқин медонам,
Ки мани бедили беёр на марди сафарам.
Хоки ман зинда ба таъсири ҳавои лаби туст,
Созгорӣ накунад обу ҳавои дигарам.

---

[1] Ботароват, тоза.
[2] Гавҳарфурӯш.

Ваҳ, ки гар бар сари кӯи ту шабе рӯз кунам,
Ғулғул андар малакут афтад аз оҳи саҳарам.
Пой мепечаму чун пой дилам мепечад,
Бор мебандаму аз бор фурӯбастатарам.
Чӣ кунам, даст надорам ба гиребони аҷал,
То ба тан-дар зи ғамат пираҳани ҷон бидарам.
Оташи чашми ту бурд оби мани хоколуд,
Баъд аз ин бод ба гӯши ту расонад хабарам.
Ҳар наварде, ки зи тумори ғамам боз кунӣ,
Ҳарфҳо бинӣ олуда ба хуни ҷигарам.
Не, мапиндор, ки ҳарфе ба забон орам агар,
То ба сина чу қалам бозшикофанд сарам.
Ба ҳавои сари зулфи ту даровехта буд
Аз сари шохи забон барги суханҳои тарам.
Гар сухан гӯям минбаъд, шикоят бошад,
В-ар шикоят кунам аз дасти ту, пеши кӣ барам.
Хори савдои ту овехта дар домани дил,
Нангам ояд, ки ба атрофи гулистон гузарам.
Басари равшанам аз сурмаи хоки дари туст,
Қимати хоки ту ман донам, к-аҳли басарам.
Гарчи дар кулбаи хилват бувадам нури ҳузур,
Ҳамсафар беҳ, ки намондаст маҷоли ҳазарам.
Сарви болои ту дар боғи тасаввур бар пой,
Шарм дорам, ки ба болои санавбар нигарам.
Гар ба тан боз кунам ҷои дигар, боке нест,
Ки ба дил ғошия бар сар[1] ба рикоби ту-дарам.
Гар ба дурии сафар аз ту ҷудо хоҳам монд,
Шарм бодам, ки ҳамон Саъдии кӯтаҳназарам.
Ба қадам рафтаму ночор ба сар боз оям,
Гар ба доман нарасад чанги қазову қадарам.
Шӯхчашмӣ чу магас кардаму бардошт адӯ
Ба магасрони маломат зи канори шакарам.
Аз қафо сер нагаштам мани бадбахт ҳанӯз,
Меравам, в-аз сари ҳасрат ба қафо менигарам.

[1] Итоаткунон.

384

Нарафт, то ту бирафтӣ, хаёлат аз назарам,
Бирафт дар ҳама олам ба бедилӣ хабарам.
На бахту давлати онам, ки бо ту биншинам,
На сабру тоқати онам, ки аз ту даргузарам.
Ман аз ту рӯй нахоҳам ба дигаре овард,
Ки зишт бошад ҳар рӯз қиблаи дигарам.
Балои ишқи ту бар ман чунон асар кардаст,
Ки панди олиму обид намекунад асарам.
Қиёматам, ки ба девони ҳашр пеш оранд,
Миёни он ҳама ташвиш дар ту менигарам.
Ба ҷони дӯст, ки чун дӯст дар барам бошад,
Ҳазор душман агар бар саранд, ғам нах(в)арам.
Нишони пайкари хубат наметавонам дод,
Ки дар тааммули ӯ хира мешавад басарам.
Ту низ агар нашиносӣ маро, аҷаб набувад,
Ки ҳар чӣ дар назар ояд, аз он заъифтарам.
Ба ҷону сар, ки нагардонам аз висоли ту рӯй,
В-агар ҳазор маломат расад ба ҷону сарам.
Маро магӯй, ки, Саъдӣ, чаро парешонӣ?
Хаёли рӯи ту бармеканад ба якдигарам.

385

Як имшабе, ки дар оғӯши шоҳиди шакарам,
Гарам чу уд бар оташ ниҳанд, ғам нах(в)арам.
Чу илтимос баромад, ҳалок боке нест,
Куҷост тири бало, гӯ, биё, ки ман сипарам.
Бибанд як нафас, эй осмон, даричаи субҳ
Бар офтоб, ки имшаб хуш аст бо қамарам.
Надонам, ин шаби қадр аст ё ситораи рӯз,
Туӣ баробари ман ё хаёл дар назарам?
Хушо ҳавои гулистону хоб дар бустон,
Агар набудӣ ташвиши булбули саҳарам.
Бад-ин ду дида, ки имшаб туро ҳамебинам,
Дареғ бошад фардо, ки дигаре нигарам.

Равони ташна баросояд аз вуҷуди Фурот,
Маро Фурот зи сар баргузашту ташнатарам.
Чу менадидамат, аз шавқ бехабар будам,
Кунун, ки бо ту нишастам, зи завқ бехабарам.
Сухан бигӯй, ки бегона пеши мо кас нест,
Ба ғайри шамъу ҳамин соаташ забон бибурам.
Миёни мо ба ҷуз ин пираҳан нахоҳад буд,
В-агар ҳиҷоб шавад, то ба доманаш бидарам.
Магӯй, Саъдӣ аз ин дард ҷон нахоҳад бурд,
Бигӯ, куҷо барам он ҷон, ки аз ғамат бибарам?

386

Шаби дароз ба уммеди субҳ бедорам,
Магар, ки бӯи ту орад насими асҳорам.
Аҷаб, ки бехи муҳаббат намедиҳад борам,
Ки бар вай ин ҳама борони шавқ меборам.
Аз остонаи хидмат наметавонам рафт,
Агар ба манзили қурбат намедиҳӣ борам.
Ба теғи ҳаҷр бикуштӣ марову баргаштӣ,
Биёву зиндаи ҷовид кун дигар борам.
Чӣ рӯзҳо ба шаб овардаам дар ин уммед,
Ки бо вуҷуди азизат шабе ба рӯз орам.
Чӣ ҷурм рафт, ки бо мо сухан намегӯӣ?
Чӣ кардаам, ки ба ҳиҷрони ту сазоворам?
Ҳанӯз бо ҳама бадаҳдият дуогӯям,
Ҳанӯз бо ҳама бемеҳрият талабгорам.
Ман аз ҳикояти ишқи ту бас кунам? Ҳайҳот!
Магар аҷал, ки бибандад забони гуфторам.
Ҳанӯз қиссаи ҳиҷрону достони фироқ
Ба сар нарафту ба поён расид тӯморам.
Агар ту умр дар ин моҷаро кунӣ, Саъдӣ,
Ҳадиси ишқ ба поён расад? Напиндорам.
Ҳадиси дӯст нагӯям магар ба ҳазрати дӯст,
Яке тамом бувад мутталеъ бар асрорам.

387

Ман он наям, ки дил аз меҳри дӯст бардорам,
В-агар зи кинаи душман ба ҷон расад корам.
На рӯи рафтанам аз хоки остонаи дӯст,
На эҳтимоли нишастан, на пои рафторам.
Куҷо равам, ки дилам пойбанди меҳри касест?
Сафар кунед, рафиқон, ки ман гирифторам.
На ӯ ба чашми иродат назар ба ҷониби мо
Намекунад, ки ман аз заъф нопадидорам.
Агар ҳазор тааннут кунию таъна занӣ,
Ман ин тариқи муҳаббат зи даст нагзорам.
Маро ба манзари хубон агар набошад майл,
Дуруст шуд ба ҳақиқат, ки нақши деворам.
Дар он қазийя, ки бо мо ба сулҳ бошад дӯст,
Агар ҷаҳон ҳама душман шавад, чӣ ғам дорам?
Ба ишқи рӯи ту иқрор мекунад Саъдӣ,
Ҳама ҷаҳон бадар оянд, гӯ, ба инкорам.
Куҷо тавонамат инкори дӯстӣ кардан,
Ки оби дида гувоҳӣ диҳад ба иқрорам.

388

Манам ин бе ту, ки парвои тамошо дорам?
Кофирам, гар дили боғу сари саҳро дорам.
Бар гулистон гузарам бе туву шармам н-ояд?
Дар раёҳин нигарам бе туву ёро дорам?
Ки на бар нолаи мурғони чаман шефтаам,
Ки на савдои рухи лолаи ҳамро дорам.
Бар гули рӯи ту чун булбули мастам, валлоҳ,
Ба рухи лолаву насрин чӣ таманно дорам?
Гарчи лоиқ набувад дасти ману домани ту,
Ҳар куҷо пой ниҳӣ, фарқи сар он ҷо дорам.
Гар ба масҷид равам, абрӯи ту меҳроби ман аст,
В-ар ба оташкада, зулфи ту чалипо[1] дорам.

[1] Салиб.

Дилам аз пухтани савдои висоли ту бисӯхт,
Ту мани хомтамаъ бин, ки чӣ савдо дорам.
Ақли мискин ба чӣ андеша фародаст кунам?
Дили шайдо ба чӣ тадбир шикебо дорам?
Сари ман дор, ки чашм аз ҳамагон бардӯзам,
Дасти ман гир, ки даст аз ду ҷаҳон водорам.
Бо туам як нафас аз ҳашт биҳишт авлотар,
Ман ки имрӯз чунинам, ғами фардо дорам?
Саъдии хештанам хон, ки ба маънӣ зи туам,
Ки ба сурат насаб аз Одаму Ҳавво дорам.

389

Боз аз шароби дӯшин сар дар хумор дорам,
В-аз боғи васли ҷонон гул дар канор дорам.
Сармаст агар ба савдо барҳам занам ҷаҳоне,
Айбам макун, ки дар сар савдои ёр дорам.
Соқӣ, биёр ҷоме, к-аз зуҳд тавба кардам,
Мутриб, бизан навое, к-аз тавба ор дорам.
Селоби нестиро сар дар вуҷуди ман неҳ,
К-аз хокдони ҳастӣ бар дил ғубор дорам.
Шустам ба оби ғайрат нақшу нигори зоҳир,
К-андар сарочаи дил нақшу нигор дорам.
Мӯсии Тури ишқам, дар водии таманно
Маҷрӯҳи лан таронӣ[1] чун худ ҳазор дорам.
Рафтию дар рикобат дил рафту сабру дониш,
Боз о, ки ним ҷоне баҳри нисор дорам.
Чандам ба сар давонӣ, паргорвор гирдат
Саргаштаам, валекин пой устувор дорам.
Ақле тамом бояд, то дил қарор гирад,
Ақл аз куҷову дил ку, то барқарор дорам?
З-он май, ки рехт ишқат дар коми ҷони Саъдӣ,
То бомдоди маҳшар дар сар хумор дорам.

[1] Ҳаргиз маро нахоҳӣ дид.

390

На дастрасӣ ба ёр дорам,
На тоқати интизор дорам.
Ҳар ҷавр, ки аз ту бар ман ояд,
Аз гардиши рӯзгор дорам.
Дар дил ғами ту кунам хазина,
Гар як дилу гар ҳазор дорам.
Ин хаста тани чу мӯй борик
Аз зулфи ту ёдгор дорам.
Ман, к-андуҳи ту кашида бошам,
Андӯҳи замона хор дорам.
Дар оби ду дида аз ту ғарқам,
В-уммеди лабу канор дорам.
Дил бурдию тан задӣ, ҳамин буд,
Ман бо ту басе шумор дорам.
Дашном ҳамедиҳӣ ба Саъдӣ?
Ман бо ду лаби ту кор дорам.

391

Ман, агар назар ҳаром аст, басе гуноҳ дорам,
Чӣ кунам? Наметавонам, ки назар нигоҳ дорам.
Ситам аз касест бар ман, ки зарурат аст бурдан,
На қарори захм хурдан, на маҷоли оҳ дорам.
На фароғати нишастан, на шикеби рахт бастан,
На мақоми истодан, на гурезгоҳ дорам.
На агар ҳаменишинам, назаре кунад ба раҳмат,
На агар ҳамегурезам, дигаре паноҳ дорам.
Басам аз қабулу омию салоҳи некномӣ,
Чу ба тарки сар бигуфтам, чӣ ғам аз кулоҳ дорам?
Тани ман фидои ҷонат, сари банда в-остонат,
Чӣ маро беҳ аз гадоӣ, чу ту подшоҳ дорам?
Чу туро бад-ин шигарфӣ қадами салоҳ бошад,
На мурувват аст, агар ман назари табоҳ дорам.
Чӣ шаб аст, ё Раб, имшаб, ки ситорае баромад,
Ки дигар на ишқи хуршеду на меҳри моҳ дорам.

Макунед, дардмандон, гила аз шаби ҷудоӣ,
Ки ман ин сабоҳи равшан зи шаби сиёҳ дорам,
Ки на рӯи хуб дидан гунаҳ аст пеши Саъдӣ,
Ту гумони нек бурдӣ, ки ман ин гуноҳ дорам.

392

Ман дӯст медорам ҷафо, к-аз дасти ҷонон мебарам,
Тоқат намедорам, вале афтону хезон мебарам.
Аз дасти ӯ ҷон мебарам, то афканам дар пои ӯ,
То ту напиндорӣ, ки ман аз дасти ӯ ҷон мебарам.
То сар баровард аз гиребон он нигори сангдил,
Ҳар лаҳза аз бедоди ӯ сар дар гиребон мебарам.
Хоҳӣ ба лутфам, гӯ, бихон, хоҳӣ ба қаҳрам, гӯ, бирон,
Тавъан ва карҳан бандаам, ночор фармон мебарам.
Дармони дарди ошиқон сабр асту ман девонаам,
На дард сокин мешавад, на раҳ ба дармон мебарам.
Эй сорбон, оҳиста рав, бо нотавонон сабр кун,
Ту бори ҷонон мебарӣ, ман бори ҳиҷрон мебарам.
Эй рӯзгори офият, шукрат накардам, лоҷарам,
Дасте, ки дар оғӯш буд, акнун ба дандон мебарам.
Гуфтам, ба поён оварам дар умри худ бо ӯ шабе,
Ҳоло ба ишқи рӯи ӯ рӯзе ба поён мебарам.
Саъдӣ, дигар бор аз ватан азми сафар кардӣ чаро?
Аз дасти он турки Хито ярғу ба қоон мебарам.
Ман худ надонам васфи ӯ гуфтан сазои қадри ӯ,
Гул оваранд аз бӯстон, ман гул ба бустон мебарам.

393

Гар ба рухсори чу моҳат, санамо, менигарам,
Ба ҳақиқат асари лутфи Худо менигарам.
То магар дида зи рӯи ту биёбад асаре,
Ҳар замон сад раҳат андар сару по менигарам.
Ту ба ҳоли мани мискин ба ҷафо менигарӣ,
Ман ба хоки кафи поят ба вафо менигарам.
Офтобӣ туву ман зарраи мискини заъиф,
Ту куҷову мани саргашта куҷо менигарам?

Сари зулфат зулумот асту лабат оби ҳаёт,
Дар саводи сари зулфат ба хато менигарам.
Ҳиндуи чашм мабинод рухи турки ту боз,
Гар ба чини сари зулфат ба хато менигарам.
Роҳи ишқи ту дароз аст, вале Саъдивор
Меравам, в-аз сари ҳасрат ба қафо менигарам.

394

Ба Худо, агар бимирам, ки дил аз ту барнагирам,
Бирав, эй табиб, аз сар, ки даво намепазирам.
Ҳама умр бо ҳарифон бинишастамею хубон,
Ту бихостию нақшат бинишаст дар замирам.
Мадиҳ, эй ҳаким, пандам, ки ба кор дарнабандам,
Ки зи хештан гузир асту зи дӯст ногузирам.
Бирав, эй сипар, зи пешам, ки ба ҷон расид пайкон,
Бигузор, то бибинам, ки кӣ мезанад ба тирам.
На нишоти дӯстонам, на фароғи бӯстонам,
Биравед, эй рафиқон, ба сафар, ки ман асирам.
Ту дар об агар бибинӣ ҳаракоти хештанро,
Ба забони худ бигӯӣ, ки ба ҳусн беназирам.
Ту ба хоби хуш биёсою ба айшу комронӣ,
Ки на ман ғунудаам дӯшу на мардум аз нафирам.
На[1] тавонгарон бибахшанд фақири нотавонро?
Назаре кун, эй тавонгар, ки ба диданат фақирам.
Агарам чу уд созӣ, тани ман фидои ҷонат,
Ки хуш аст айши мардум ба равойиҳи абирам.
На ту гуфтаӣ, ки Саъдӣ набарад зи дасти ман ҷон,
На ба хоки пои мардон чу ту мекушӣ, намирам.

[1] Магар на ин ки.

395

Гар ман зи муҳаббатат бимирам,
Доман ба қиёматат бигирам.
Аз дунйию охират гузир аст,
В-аз суҳбати дӯст ногузирам.
Эй марҳами реши дардмандон,
Дармони дигар намепазирам.
Он кас, ки ба ҷуз ту кас надорад,
Дар ҳар ду ҷаҳон ман он фақирам.
Эй муҳтасиб, аз ҷавон чӣ хоҳӣ?
Ман тавба намекунам, ки пирам.
Як рӯз камони абрувонаш
Мебӯсаму гӯ, бизан ба тирам.
Эй боди баҳори анбаринбӯй,
Дар пои латофати ту мирам.
Чун мегузарӣ ба хоки Шероз,
Гӯ, ман ба фалон замин асирам.
Дар хоб намеравам, ки бе дӯст
Паҳлӯ на хуш аст бар ҳарирам.
Эй мӯниси рӯзгори Саъдӣ,
Рафтию нарафтӣ аз замирам.

396

Ман ин тамаъ накунам, к-аз ту ком баргирам,
Магар бибинамат аз дуру гом баргирам.
Ман ин хаёл набандам, ки донае ба мурод
Миёни ин ҳама ташвиши дом баргирам.
Ситодаам, ба ғуломӣ гарам қабул кунӣ,
В-агар нахоҳӣ, кафши ғулом баргирам.
Маро зи дасти ту, гар мунсифӣ, в-агар золим,
Гурез нест, ки дил з-ин мақом баргирам.
Зи фикрҳои парешону борҳои фироқ,
Ки бар дил аст, надонам, кадом баргирам.
Гарам ҳазор таъаннут кунию таъна занӣ,
Ман он наям, ки раҳи интиқом баргирам.

Гарам ҷавоз набошад ба боргоҳи қабул,
В-агар маҷол набошад, ки ком баргирам,
Аз ин қадар нагурезам, ки бӯсе аз даҳанат,
Агар ҳалол набошад, ҳаром баргирам.

397

Аз ту бо маслиҳати хеш намепардозам,
Ҳамчу парвона, ки месӯзаму дар парвозам.
Гар тавонӣ, ки биҷӯӣ дилам, имрӯз биҷӯй,
В-арна, бисёр биҷӯию наёбӣ бозам.
На чунон муътақидам, к-им назаре сер кунад,
Ё чунон ташна, ки Ҷайҳун бинишонад озам[1].
Ҳамчу чангам, сари таслиму иродат дар пеш,
Ту ба ҳар зарб, ки хоҳӣ, бизану бинвозам.
Гар ба оташ бариям сад раҳу берун орӣ,
Зари нобам, ки ҳамон бошам, агар бигдозам.
Гар ту он ҷавр писандӣ, ки ба сангам бизанӣ,
Аз ман ин ҷурм наёяд, ки хилоф оғозам.
Хидмате лоиқам аз даст наёяд, чӣ кунам?
Сар на чизест, ки дар пои азизон бозам.
Ман хароботияму ошиқу девонаву маст,
Бештар з-ин чӣ ҳикоят бикунад ғаммозам?!
Моҷарои дили девона бигуфтам ба табиб,
Ки ҳама шаб дари чашм аст ба фикрат бозам,
Гуфт: Аз ин навъ шикоят, ки ту дорӣ, Саъдӣ,
Дарди ишқ аст, надонам, ки чӣ дармон созам.

398

Назар аз муддаъиён бар ту намеандозам,
То нагӯянд, ки ман бо ту назар мебозам.
Орзу мекунадам дар ҳама олам сайде,
Ки набошанд рафиқони ҳасуд анбозам.
Дарди пинҳони фироқам зи таҳаммул бигузашт,
В-арна, аз дил нарасидӣ ба забон овозам.

---

[1] Ҳирс.

Чун кабӯтар бигирифтим ба доми сари зулф,
Дида бардӯхтӣ аз халқи ҷаҳон чун бозам.
Ба сарангушт бихоҳӣ дили мискинон бурд,
Даст вопӯш, ки ман панҷа намеандозам.
Мутриб, оҳанг бигардон, ки дигар ҳеч намонд,
Ки аз ин парда, ки гуфтӣ, бадар афтад розам.
Кас нанолид дар ин аҳд чу ман дар ғами дӯст,
Ки ба офоқ назар меравад аз Шерозам.
Чанд гуфтанд, ки Саъдӣ, нафасе бо худ ой,
Гуфтам аз дӯст нашояд, ки ба худ пардозам.

399

Хунук[1] он рӯз, ки дар пои ту ҷон андозам,
Ақл дар дамдамаи[2] халқи ҷаҳон андозам.
Номаи ҳусни ту бар олиму ҷоҳил хонам,
Номат андар даҳани пиру ҷавон андозам.
То кай ин пардаи ҷонсӯз паси парда занам?
То кай ин новаки дилдӯз ниҳон андозам?
Дурднӯшони ғаматро чу шавад маҷлис гарм,
Хештанро ба туфайле ба миён андозам.
То на ҳар бехабаре васфи ҷамолат гӯяд,
Санги таъзими ту дар роҳи баён андозам.
Гар ба майдони муҳокои ту ҷавлон ёбам,
Гӯи дил дар хами чавгони забон андозам.
Гарданонро ба сарангушти қабулат раҳ нест,
Чу қалам ҳастии худро сар аз он андозам.
Ёди Саъдӣ куну ҷон додани муштоқон бин,
Ҳақ алим аст, ки лаббайкзанон андозам.

---

[1] Хушо.
[2] Макру фиреб.

400

Ваҳ, ки дар ишқ чунон месӯзам,
Ки ба як шуъла ҷаҳон месӯзам.
Шамъваш пеши рухи шоҳиди ёр
Дам ба дам шуълазанон месӯзам.
Сӯхтам, гарчи намеёрам гуфт,
Ки ман аз ишқи фалон месӯзам.
Раҳмате кун, ки ба сар мегардам,
Шафқате бар, ки ба ҷон месӯзам.
Бо ту ёрон ҳама дар нозу наъим,
Ман гунаҳкорам, аз он месӯзам.
Саъдиё, нола макун, гар накунам,
Кас надонад, ки ниҳон месӯзам.

401

Як рӯз ба шайдоӣ дар зулфи ту овезам,
З-он ду лаби ширинат сад шӯр барангезам.
Гар қасди ҷафо дорӣ, инак ману инак сар,
В-ар роҳи вафо дорӣ, ҷон дар қадамат резам.
Бас тавбаву парҳезам, к-аз ишқи ту ботил шуд,
Минбаъд бад-он шартам, к-аз тавба напарҳезам.
Сими дили мискинам дар хоки дарат гум шуд,
Хоки дари ҳар кӯе бефоида мебезам.
Дар шаҳр ба расвоӣ душман ба дафам барзад,
То бар дафи ишқ омад тири назари тезам.
Маҷнуни рухи Лайлӣ чун Қайси банӣ Омир,
Фарҳоди лаби Ширин чун Хусрави Парвизам.
Гуфтӣ, ба ғамам биншин ё аз сари ҷон бархез,
Фармон барамат, ҷоно, биншинаму бархезам.
Гар бе ту бувад ҷаннат, дар кунгура биншинам,
В-ар бо ту бувад дӯзах, дар силсила овезам.
Бо ёди ту гар Саъдӣ дар шеър намегунҷад,
Чун дӯст ягона шуд, бо ғайр наёмезам.

402

Мани бемоя кӣ бошам, ки харидори ту бошам?
Ҳайф бошад, ки ту ёри ману ман ёри ту бошам.
Ту магар сояи лутфе ба сари вақти ман орӣ,
Ки ман он моя надорам, ки ба миқдори ту бошам.
Хештан бар ту набандам, ки ман аз худ announced написандам,
Ки ту ҳаргиз гули ман бошию ман хори ту бошам.
Ҳаргиз андеша накардам, ки камандат ба ман афтад,
Ки ман он вақъ надорам, ки гирифтори ту бошам.
Ҳаргиз андар ҳама олам нашиносам ғаму шодӣ,
Магар он вақт, ки шодихуру ғамхори ту бошам.
Гузар аз дасти рақибон натавон кард ба кӯят,
Магар он вақт, ки дар сояи зинҳори ту бошам.
Гар Худованди таъоло ба гуноҳет бигирад,
Гӯ, биёмурз, ки ман ҳомили авзори[1] ту бошам.
Мардумон ошиқи гуфтори ман, эй қиблаи хубон,
Чун набошанд, ки ман ошиқи дидори ту бошам?!
Ман чӣ шоистаи онам, ки туро хонаму донам?
Магарам ҳам ту бибахшӣ, ки сазовори ту бошам.
Гарчи донам, ки ба васлат нарасам, боз нагардам,
То дар ин роҳ бимирам, ки талабгори ту бошам.
На дар ин олами дунё, ки дар он олами уқбо
Ҳамчунон бар сари онам, ки вафодори ту бошам.
Хок бодо тани Саъдӣ, агараш ту написандӣ,
Ки нашояд, ки ту фахри ману ман ори ту бошам.

403

Дар он нафас ки бимирам, дар орзуи ту бошам,
Бад-он умед диҳам ҷон, ки хоки кӯи ту бошам.
Ба вақти субҳи қиёмат, ки сар зи хок барорам,
Ба гуфтугӯи ту хезам, ба ҷустуҷӯи ту бошам.
Ба маҷмаъе, ки дароянд шоҳидони ду олам,
Назар ба сӯи ту дорам, ғуломи рӯи ту бошам.
Ба хогоҳи адам гар ҳазор сол бихусбам,
Зи хоб оқибат огаҳ ба бӯи мӯи ту бошам.

---

[1] Гуноҳон.

Ҳадиси равза нагӯям, гули биҳишт набӯям,
Ҷамоли ҳур наҷӯям, давон ба сӯи ту бошам.
Маи биҳишт нанӯшам зи дасти соқии ризвон,
Маро ба бода чӣ ҳоҷат, ки масти рӯи ту бошам.
Ҳазор бодия саҳл аст бо вуҷуди ту рафтан,
В-агар хилоф кунам, Саъдиё, ба сӯи ту бошам.

404

Ғами замона хурам ё фироқи ёр кашам?
Ба тоқате ки надорам, кадом бор кашам?
На қуввате, ки тавонам канора ҷустан аз ӯ,
На қудрате, ки ба шӯхиш дар канор кашам.
На дасти сабр, ки дар остини ақл барам,
На пои ақл, ки дар домани қарор кашам.
Зи дӯстон ба ҷафо сергашт мардӣ нест,
Ҷафои дӯст занам, гарна, мардвор кашам.
Чу метавон ба сабурӣ кашид ҷаври адӯ,
Чаро сабур набошам, ки ҷаври ёр кашам?
Шаробхурдаи соқӣ зи ҷоми софии васл,
Зарурат аст, ки дарди сари хумор кашам.
Гуле чу рӯи ту гар дар чаман ба даст ояд,
Камина дидаи Саъдиш пеши хор кашам.

405

Ҳазор ҷаҳд бикардам, ки сирри ишқ бипӯшам,
Набуд бар сари оташ муяссарам, ки наҷӯшам.
Баҳуш будам аз аввал, ки дил ба кас насупорам,
Шамоили ту бидидам, на сабр монду на ҳушам.
Ҳикояте зи даҳонат ба гӯши ҷони ман омад,
Дигар насиҳати мардум ҳикоят аст ба гӯшам.
Магар ту рӯй бипӯшию фитна бознишонӣ,
Ки ман қарор надорам, ки дида аз ту бипӯшам.
Мани рамидадил он беҳ, ки дар самоъ наёям,
Ки гар ба пой дароям, бадар баранд ба дӯшам.
Биё ба сулҳи ман имрӯз дар канори ман имшаб,
Ки дида хоб накардаст аз интизори ту дӯшам.

Маро ба ҳеч бидодию ман ҳанӯз бар онам,
Ки аз вуҷуди ту мӯе ба оламе нафурӯшам.
Ба захмхурда ҳикоят кунам зи дарди ҷароҳат,
Ки тандуруст маломат кунад, чу ман бихурӯшам.
Маро магӯй, ки, Саъдӣ, тариқи ишқ раҳо кун,
Сухан чӣ фоида гуфтан, чу панд менаниюшам?
Ба роҳи бодия рафтан беҳ аз нишастани ботил,
В-агар мурод наёбам, ба қадри вусъ[1] бикӯшам.

406

Бори фироқи дӯстон баски нишаст бар дилам,
Меравию намеравад ноқа ба зери маҳмилам.
Бор бияфканад шутур, чун бирасад ба манзиле,
Бори дил аст ҳамчунон, в-ар ба ҳазор манзилам.
Эй ки миҳор мекашӣ, сабр куну сабук марав,
К-аз тарафе ту мекашӣ, в-аз тарафе салосилам.
Боркашидаи ҷафо, пардадаридаи вафо,
Роҳ зи пешу дил зи пас, воқиаест мушкилам.
Маърифати қадимро буъд ҳиҷоб кай шавад?
Гарчи ба шахс ғоибӣ, дар назарӣ муқобилам.
Охири қасди ман туӣ, ғояти ҷаҳду орзу,
То нарасам, зи доманат дасти умед нагсилам.
Зикри ту аз забони ман, фикри ту аз ҷанони[2] ман
Чун биравад, ки рафтаӣ дар рагу дар мафосилам?!
Муштағили туам чунон, к-аз ҳама чиз ғоибам,
Муфтакири[3] туам чунон, к-аз ҳама халқ ғофилам.
Гар назаре кунӣ, кунад киштаи сабри ман варақ,
В-ар накунӣ, чӣ бар диҳад бехи умеди ботилам?
Суннати ишқ, Саъдиё, тарк намедиҳӣ, бале,
Кай зи дилам бадар равад хӯи სиришта дар гилам?
Доруи дарди шавқро бо ҳама илм оҷизам,
Чораи кори ишқро бо ҳама ақл ҷоҳилам.

[1] Тавоноӣ.
[2] Замир.
[3] Фикркунанда, андешакунанда.

407

То ту ба хотири манӣ, кас нагузашт бар дилам,
Мисли ту кист дар ҷаҳон, то зи ту меҳр бигсилам?
Ман чу ба охират равам, рафта ба доғи дӯстӣ,
Доруи дӯстӣ бувад, ҳар чӣ бирӯяд аз гилам.
Мираму ҳамчунон равад номи ту бар забони ман,
Резаму ҳамчунон бувад, меҳри ту дар мафосилам.
Ҳосили умр сарф шуд дар талаби висоли ту,
Бо ҳама саъй агар ба худ раҳ надиҳӣ, чӣ ҳосилам?
Бод ба дасти орзу дар талаби ҳавои дил,
Гар накунад муовинат даври замони муқбилам.
Лоиқи бандагӣ наям бе ҳунарею қимате,
В-ар ту қабул мекунӣ, бо ҳама нақс фозилам.
Мисли туро ба хуни ман, в-ар бакушӣ ба ботилам,
Кас накунад мутолибат, з-он ки ғуломи қотилам.
Киштии ман, ки дар миён об гирифту ғарқ шуд,
Гар бувад устухон, барад боди сабо ба соҳилам.
Сарв бирафту бӯстон аз назарам ба ҷумлагӣ,
Менаравад санавбаре бехгирифта дар дилам.
Фикрати ман куҷо расад дар талаби висоли ту?
Ин ҳама ёд меравад, в-аз ту ҳанӯз ғофилам.
Лашкари ишқ, Саъдиё, ғорати ақл мекунад,
То ту дигар ба хештан зан набарӣ, ки оқилам.

408

Имрӯз муборак аст фолам,
К-афтод назар бар он ҷамолам.
Алҳамд Худои осмонро,
К-ахтар бадар омад аз ваболам.
Хоб аст магар, ки менамояд,
Ё ишва ҳамедиҳад хаёлам?
К-ин бахт набуд ҳеч рӯзам,
В-ин гул нашукуфт ҳеч солам.
Имрӯз бидидам, он чи дил хост,
Дид, он чи нахост бадсиголам.

Акнун ки ту рӯй боз кардӣ,
Рӯ боз ба хайр кард ҳолам.
Дигар чӣ таваққуъ аст аз айём.
Чун бадри тамом шуд ҳилолам?
Боз ой, к-аз иштиёқи рӯят
Бигрифт зи хештан малолам.
Озурдаам аз фироқ чунон-к
Дил боз намедиҳад висолам.
В-аз ғояти ташнагӣ ки бурдам,
Дар ҳалқ намеравад зулолам.
Бечора ба рӯят омадам боз,
Чун чора намонду эҳтиёлам[1].
Аз ҷаври ту ҳам дари ту гирам,
В-аз дасти ту ҳам бари ту нолам.
Чун дӯст мувофиқ аст, Саъдӣ,
Саҳл аст ҷафои халқи олам.

409

То хабар дорам аз ӯ, бехабар аз хештанам,
Бо вуҷудаш зи ман овоз наёяд, ки манам.
Пираҳан мебидарам дам ба дам аз ғояти шавқ,
Ки вуҷуди ҳама ӯ гашту ман ин пираҳанам.
Эй рақиб, ин ҳама савдо макуну ҷанг маҷӯй,
Барканам дида, ки ман дида аз ӯ барнаканам.
Худ гирифтам, ки нагӯям, ки маро воқиаест,
Душману дӯст бидонанд қиёс аз суханам.
Дар ҳама шаҳр фароҳам нанишаст анҷумане,
Ки на ман дар ғамаш афсонаи он анҷуманам.
Баршикаст аз ману аз ранҷи дилам бок надошт,
Ман на онам, ки тавонам, ки аз ӯ баршиканам.
Дар ҳама сӯз равад бо мани мискин дар гӯр,
Хок агар боз кунӣ, сӯхта ёбӣ кафанам.
Гар ба хун ташнаӣ, инак ману сар, боке нест,
Ки ба фитроки ту беҳ, з-он ки бувад бар баданам.

[1] Ҳила сохтан, чорагарӣ.

Марду зан гар ба ҷафо кардани ман бархезанд,
Гар бигардам зи вафои ту, на мардам, ки занам.
Шарти ақл аст, ки мардум бигурезанд аз тир,
Ман, гар аз дасти ту бошад, мижа бар ҳам назанам.
То ба гуфтор дарояд даҳани ширинат,
Бими он аст, ки шӯре ба ҷаҳон дарфиканам.
Лаби Саъдию даҳонат зи куҷо то ба куҷо?
Ин қадар бас, ки равад номи лабат бар даҳанам.

410

Чашм, ки бар ту мекунам, чашми ҳасуд меканам,
Шукри Худо, ки боз шуд дидаи бахт равшанам.
Ҳаргизам ин гумон набуд бо ту, ки дӯстӣ кунам,
Боварам ин намешавад бо ту нишаста, к-ин манам.
Домани хайма барфикан душману дӯст, гӯ, бибин,
К-ин ҳама лутф мекунад дӯст ба рағми душманам.
Олими шаҳр, гӯ, маро ваъз магӯ, ки нашнавам,
Пири маҳалла, гӯ, маро тавба мадеҳ, ки бишканам.
Гар бизанӣ ба ханҷарам, к-аз паи ӯ дигар марав,
Наъраи шавқ мезанам, то рамақест дар танам.
Ин на насиҳате бувад, к-аз ғами дӯст тавба кун,
Сахт сияҳдилӣ бувад, он ки зи дӯст барканам.
Гар ҳама умр бишканам аҳди ту, пас, дуруст шуд,
К-ин ҳама зикри дӯстӣ лофи дурӯғ мезанам.
Пешам аз ин саломате буду дилею донише,
Ишқи ту оташе бизад, пок бисӯхт хирманам.
Шаҳре агар ба қасди ман ҷамъ шаванду муттафиқ,
Бо ҳама теғ баркашам, в-аз ту сипар бияфканам.
Чанд фишонӣ остин бар ману рӯзгори ман?
Даст раҳо намекунад, меҳр гирифта доманам.
Гар ба муроди ман равӣ, в-ар наравӣ, ту ҳокимӣ,
Ман ба хилофи ройи ту гар нафасе занам, занам!
Ин ҳама неш мехурад Саъдию пеш меравад,
Хун биравад дар ин миён, гӯ, ту туию ман манам.

411

Гар теғ баркашад, ки муҳиббон ҳамезанам,
Аввалкасе ки лофи муҳаббат занад, манам.
Гӯянд, пой дор, агарат сар дареғ нест,
Гӯ, сар қабул кун, ки ба пояш дарафканам.
Имкони дида бастанам аз рӯи дӯст нест,
Авлотар он ки гӯши насиҳат баё[1] кунам.
Овардаанд суҳбати хубон, ки оташ аст,
Бар ман ба ним ҷав, ки бисӯзанд хирманам.
Ман мурғи зиракам, ки чунонам хуш уфтод,
Дар қайди ӯ, ки ёд наёяд нишеманам.
Дардест дар дилам, ки гар аз пеши оби чашм
Баргирам остин, биравад то ба доманам.
Гар пираҳан бадар кунам аз шахси нотавон,
Бинӣ, ки зери ҷома хаёлест ё танам.
Дарде набударо чӣ тафовут кунад, ки ман
Бечора дард мехураму наъра мезанам.
Бар тахти Ҷам падид наёяд шаби дароз,
Ман донам ин ҳадис, ки дар чоҳи Бежанам.
Гӯянд, Саъдиё, макун, аз ишқ тавба кун,
Мушкил тавонаму натавонам, ки нашканам.

412

Он дӯст ки ман дораму он ёр ки ман донам,
Ширин даҳане дорад, дур аз лабу дандонам.
Бахт ин накунад бо ман, к-он шохи санавбарро
Биншинаму биншонам, гул бар сараш афшонам.
Эй рӯи дилороят маҷмӯаи зебоӣ,
Маҷмӯъ чӣ ғам дорад, аз ман ки парешонам?
Дарёб, ки нақше монд аз тарҳи вуҷуди ман,
Чун ёди ту меорам, худ ҳеч намемонам.
Бо васл намепечам, в-аз ҳаҷр наменолам,
Ҳукм, он чи ту фармоӣ, ман бандаи фармонам.
Эй хубтар аз Лайлӣ, бим аст, ки чун Маҷнун
Ишқи ту бигардонад дар кӯҳу биёбонам.

[1] Пур, анбошта.

Як пушти замин душман гар рӯй ба ман оранд,
Аз рӯи ту безорам, гар рӯй бигардонам.
Дар доми ту маҳбусам, дар дасти ту мағлубам,
В-аз завқи ту мадҳушам, дар васфи ту ҳайронам.
Дасте зи ғамат бар дил, пое зи паят дар гил,
Бо ин ҳама сабрам ҳаст, в-аз рӯи ту натвонам.
Дар хуфя ҳаменолам, в-ин турфа, ки дар олам
Ушшоқ намехусбанд аз нолаи пинҳонам.
Бинӣ, ки чӣ гарм оташ дар сӯхта мегирад,
Ту гармтарӣ з-оташ, ман сӯхтатар з-онам.
Гӯянд, макун, Саъдӣ, ҷон дар сари ин савдо,
Гар ҷон биравад, шояд, ман зинда ба ҷононам.

413

Он на рӯяст, ки ман васфи ҷамолаш донам,
Ин ҳадис аз дигаре пурс, ки ман ҳайронам.
Ҳама бинанд, на ин сунъ, ки ман мебинам,
Ҳама хонанд, на ин нақш, ки ман мехонам.
Он аҷаб нест, ки саргашта бувад толиби дӯст,
Аҷаб ин аст, ки ман восилу саргардонам.
Сарв дар боғ нишонанду туро бар сару чашм,
Гар иҷозат диҳӣ, эй сарви равон, биншонам.
Ишқи ман бар гули рухсори ту имрӯзӣ нест,
Дер сол аст, ки ман булбули ин бустонам.
Ба сарат, к-аз сари паймони муҳаббат наравам,
Гар бифармоӣ рафтан ба сари пайконам.
Бош, то ҷон биравад дар талаби ҷононам,
Ки ба коре беҳ аз ин бознаёяд ҷонам.
Ҳар насиҳат, ки кунӣ, бишнавам, эй ёри азиз,
Сабрам аз дӯст мафармой, ки ман натвонам.
Аҷаб аз табъи ҳавасноки манат меояд,
Ман худ аз мардуми бетабъ аҷаб мемонам.
Гуфта будӣ, ки бувад дар ҳама олам Саъдӣ,
Ман ба худ ҳеч наям, ҳар чӣ ту гӯӣ, онам.
Гар ба ташрифи қабулат бинавозӣ, малакам,
В-ар ба тозонаи қаҳрам бизанӣ, шайтонам.

414

Агар дастам расад рӯзе, ки инсоф аз ту бистонам,
Қазои аҳди мозиро шабе дасте барафшонам.
Чунонат дӯст медорам, ки гар рӯзе фироқ афтад,
Ту сабр аз ман тавонӣ карду ман сабр аз ту натвонам.
Дилам сад бор мегӯяд, ки чашм аз фитна бар ҳам неҳ,
Дигар раҳ дида меафтад бар он болои фаттонам.
Туро дар бӯстон бояд, ки пеши сарв биншинӣ,
В-агарна, боғбон гӯяд, ки дигар сарв наншонам.
Рафиқонам сафар карданд, ҳар ёре ба ақсое,
Хилофи ман, ки бигрифтаст доман дар муғелонам.
Ба дарёе дарафтодам, ки поёнаш намебинам,
Касеро панҷа афкандам, ки дармонаш намедонам.
Фироқам сахт меояд, валекин сабр мебояд,
Ки гар бигрезам аз сахтӣ, рафиқи сустпаймонам.
Мапурсам, дӯш чун будӣ ба торикию танҳоӣ?
Шаби ҳаҷрам чӣ мепурсӣ, ки рӯзи васл ҳайронам.
Шабон оҳиста менолам, магар дардам ниҳон монад,
Ба гӯши ҳар кӣ дар олам, расид овози пинҳонам.
Даме бо дӯст дар хилват беҳ аз сад сол дар ишрат,
Ман озодӣ намехоҳам, ки бо Юсуф ба зиндонам.
Ман он мурғи сухандонам, ки дар хокам равад сурат,
Ҳанӯз овоз меояд, ки Саъдӣ, дар гулистонам.

415

Эй марҳами решу мӯниси ҷонам,
Чандин ба муфориқат маранҷонам.
Эй роҳати андаруни маҷрӯҳам,
Ҷамъийяти хотири парешонам.
Гӯянд, бидор дасташ аз доман,
То даст бидорад аз гиребонам.
Он кас, ки маро ба боғ мехонад,
Бе рӯи ту мебарад ба зиндонам.
В-ин турфа, ки раҳ намебарам пешат,
В-аз пеши ту раҳ ба дар намедонам.
Як рӯз ба бандагӣ қабулам кун,
Рӯзи дигарам бибин, ки султонам.

Эй гулгуни бӯстони рӯҳонӣ,
Машғул бикардӣ аз гулистонам.
З-он рӯз, ки сарви қоматат дидам,
Аз ёд бирафт сарви бустонам.
Он дурри дураста[1] дар ҳадис омад,
В-аз дида биюфтод марҷонам.
Гӯянд, сабур бош аз ӯ, Саъдӣ,
Бораш бикашам, ки сабр натвонам.
Эй кош, ки ҷон дар остин будӣ,
То бар сари мӯниси дил афшонам.

416

Баски дар манзари ту ҳайронам,
Сурататро сифат намедонам.
Порсоён, маломатам макунед,
Ки ман аз ишқ тавба натвонам.
Ҳар кӣ бинӣ, ба ҷисму ҷон зинда-ст,
Ман ба уммеди васли ҷононам.
Ба чӣ кор ояд ин бақийяти ҷон,
Ки ба маъшуқ барнаяфшонам?
Гар ту аз ман инон бигардонӣ,
Ман ба шамшер барнагардонам.
Гар бихонӣ, муқими даргоҳам,
В-ар биронӣ, мутеъи фармонам.
Ман на онам, ки суст боз оям,
В-ар зи сахтӣ ба лаб расад ҷонам.
Гар иҷобат кунӣ, в-агар накунӣ,
Чораи ман дуост, мехонам.
Саҳл бошад суубати[2] зулумот,
Гар ба даст ояд оби ҳайвонам.
То кай, охир, ҷафо барӣ, Саъдӣ?
Чӣ кунам, пойбанди эҳсонам.
Кори мардон таҳаммул асту сукун,
Ман киям? Хоки пои мардонам.

[1] Радифи дандонҳои марворидгуна.
[2] Сахтиҳо, душвориҳо.

417

Сухани ишқи ту бе он, ки барояд ба забонам,
Ранги рухсора хабар медиҳад аз ҳоли ниҳонам.
Гоҳ гӯям, ки бинолам зи парешонии ҳолам,
Боз гӯям, ки аён аст, чӣ ҳоҷат ба баёнам?
Ҳечам аз дунйию уқбӣ наравад гӯшаи хотир,
Ки ба дидори ту шуғл асту фароғ аз ду ҷаҳонам.
Гар чунон аст, ки рӯи мани мискини гадоро
Ба дари ғайр бибинӣ, зи дари хеш биронам.
Ман дар андешаи онам, ки равон бар ту фишонам,
На дар андеша, ки худро зи камандат бираҳонам.
Гар ту Ширини замонӣ, назаре низ ба ман кун,
Ки ба девонагӣ аз ишқи ту Фарҳоди замонам.
На маро тоқати ғурбат, на туро хотири қурбат,
Дил ниҳодам ба сабурӣ, ки ҷуз ин чора надорам.
Ман ҳамон рӯз бигуфтам, ки тариқи ту гирифтам,
Ки ба ҷонон нарасам, то нарасад кор ба ҷонам.
Дуррам аз дида чакон аст ба ёди лаби лаълат,
Нигаҳе боз ба ман кун, ки басе дур бичаконам.
Сухан аз нима буридам, ки нигаҳ кардаму дидам,
Ки ба поён расадам умру ба поён нарасонам.

418

Гар даст диҳад ҳазор ҷонам,
Дар пои муборакат фишонам.
Охир, ба сарам гузар кун, эй дӯст,
Ангор, ки хоки остонам.
Ҳар ҳукм, ки бар сарам биронӣ,
Саҳл аст, зи хештан маронам!
Ту худ сари васли мо надорӣ,
Ман одати бахти хеш донам.
Ҳайҳот, ки чун ту шоҳбозе,
Ташриф диҳад ба ошёнам.
Гар хона муҳаққар асту торик,
Бар дидаи равшанат нишонам.

Гар номи ту бар сарам бигӯянд,
Фарёд барояд аз равонам.
Шаб нест, ки дар фироқи рӯят
Зорӣ ба фалак ҳамерасонам.
Охир, на ману ту дӯст будем?!
Аҳди ту шикасту ман ҳамонам.
Ман муҳраи меҳри ту нарезам,
Илло, ки бирезад устухонам.
Ман тарки висоли ту нагӯям,
Илло ба фироқи ҷисму ҷонам.
Маҷнунам агар, баҳои Лайлӣ
Мулки Арабу Аҷам ситонам.
Ширини замон туӣ ба таҳқиқ,
Ман бандаи Хусрави замонам.
Шоҳе, ки варо расад[1], ки гӯяд:
Мавлои акобири ҷаҳонам.
Айвони рафеъаш осмонро
Гӯяд ту замин, ман осмонам.
Донӣ, ки ситам раво надорад,
Магзор, ки бишнавад фиғонам.
Ҳар кас ба замони хештан буд,
Ман Саъдии охируззамонам.

419

Маро, то нуқра бошад, мефишонам,
Туро, то бӯса бошад, меситонам.
Магар фардо ба зиндон мебарандам,
Ба нақд ин соат андар бӯстонам.
Ҷаҳон бигзор, то бар ман сар ояд,
Ки коми дил ту будӣ аз ҷаҳонам.
Чӣ доманҳои гул бошад дар ин боғ,
Агар чизе нагӯяд боғбонам.
Намедонистам аз бахти ҳумоюн,
Ки симурғе фитад дар ошёнам.

[1] Сазовор аст, лоиқ аст.

Ту ишқ омӯхтӣ дар шаҳр моро,
Биё, то шарҳи он ҳам бар ту хонам.
Суханҳо дорам аз дасти ту дар дил,
Валекин дар ҳузурат безабонам.
Нагӯям, то бидонад душману дӯст,
Ки ман мастию мастурӣ надонам.
Магӯ, Саъдӣ муроди хеш бардошт,
Агар ту сангдил, ман меҳрбонам.
Агар ту, сарви симинтан, бар онӣ,
Ки аз пешам биронӣ, ман бар онам,
Ки то бошам, хаёлат мепарастам,
В-агар рафтам, саломат мерасонам.

420

Мо ҳама чашмему ту нур, эй санам,
Чашми бад аз рӯи ту дур, эй санам!
Рӯй мапӯшон, ки биҳиштӣ бувад,
Ҳар кӣ бибинад чу ту ҳур, эй санам.
Ҳур хато гуфтам, агар хондамат,
Тарки адаб рафту қусур, эй санам.
То ба карам хурда нагирӣ, ки ман
Ғоибам аз завқи ҳузур, эй санам.
Рӯи ту бар пушти замин халқро
Мӯҷиби фитна-сту футур[1], эй санам.
Ин ҳама дилбандию хубӣ туро
Мавзиъи ноз асту ғурур, эй санам.
Сарвбуне хоста чун қоматат,
То нанишинем сабур, эй санам.
Ин ҳама тӯфон ба сарам меравад
Аз ҷигаре ҳамчу танӯр, эй санам.
Саъдӣ аз ин чашмаи ҳайвон, ки хурд,
Сер нагардад ба мурур, эй санам.

[1] Сустӣ, заъф.

421

Чун ман ба нафси хештан ин кор мекунам,
Бар феъли дигарон ба чӣ инкор мекунам?
Булубул самоъ бар гули бустон ҳамекунад,
Ман бар гули шақоиқи рухсор мекунам.
Ҳар ҷо ки сарви қоматею мӯи дилбарест,
Худро бад-он каманд гирифтор мекунам.
Гар теғ баркашанд азизон ба хуни ман,
Ман ҳамчунон таҳаммули дидор мекунам.
Ҳечам намонд дар ҳама олам ба иттифоқ,
Илло саре, ки дар қадами ёр мекунам.
Онҳо ки хондаам, ҳама аз ёди ман бирафт,
Илло ҳадиси дӯст, ки такрор мекунам.
Чун дасти қудратам ба таманно намерасад,
Сабр аз муроди нафс ба ночор мекунам.
Ҳамсоя, гӯ, гувоҳии мастию ошиқӣ
Бар ман мадеҳ, ки хештан иқрор мекунам.
Ман баъд аз ин на зуҳд фурӯшам, на маърифат,
К-он дар замир нест, ки изҳор мекунам.
Ҷон асту аз муҳаббати ҷонон дареғ нест,
Инам ки даст медиҳад, исор мекунам.
Зуннор агар бибандӣ, Саъдӣ, ҳазор бор,
Беҳ, з-он ки хирқа бар сари зуннор мекунам.

422

Он кас, ки аз ӯ сабр муҳол асту сукунам,
Бигзашт, даҳ ангушт фурӯ бурда ба хунам,
Пурсид, ки чунӣ зи ғаму дарди ҷудоӣ?
Гуфтам: На чунонам, тавон гуфт, ки чунам.
З-он гаҳ, ки маро рӯи ту меҳроби назар шуд,
Аз дасти забонҳо ба таҳаммул чу сутунам.
Машнав, ки ҳама умр ҷафо бурдаам аз кас,
Ҷуз бар сари кӯи ту, ки девори забунам.
Бим аст, ки шарҳи ғами ишқи ту нависам,
К-оташ ба қалам дарфитад аз сӯзи дарунам.

Онон ки шумурданд маро оқилу ҳушёр,
Гӯ, то бинависанд гувоҳӣ ба ҷунунам.
Шамшер баровар, ки муродам сари Саъдист,
В-ар сар наниҳам дар қадамат, ошиқи дунам.

423

Зи дастам барнамехезад, ки як дам бе ту бишинам,
Ба ҷуз рӯят намехоҳам, ки рӯи ҳеч кас бинам.
Ман аввалрӯз донистам, ки бо Ширин дарафтодам,
Ки чун Фарҳод бояд шуст даст аз ҷони ширинам.
Туро ман дӯст медорам, хилофи ҳар кӣ дар олам,
Агар таъна-ст дар ақлам, в-агар рахна-ст дар динам.
В-агар шамшер баргирӣ, сипар пешат бияндозам,
Ки бе шамшер худ куштӣ ба соъидҳои симинам.
Барой, эй субҳи муштоқон, агар наздик рӯз омад,
Ки бигрифт ин шаби ялдо малол аз Моҳу Парвинам.
Зи аввал ҳастӣ овардам, қафои нестӣ хурдам,
Кунун уммеди бахшоиш ҳамедорам, ки мискинам.
Диле чун шамъ мебояд, ки бар ҷонам бибахшояд,
Ки ҷуз вай кас намебинам, ки месӯзад ба болинам.
Ту ҳам чун гул зи хандидан лабат бо ҳам намеояд,
Раво дорӣ, ки ман-булбул чу бӯтимор[1] биншинам?
Рақиб ангушт мехояд, ки Саъдӣ, чашм бар ҳам неҳ,
Матарс, эй боғбон, аз гул, ки мебинам, намечинам.

424

Ман аз ту сабр надорам, ки бе ту биншинам,
Касе дигар натавонам, ки бар ту бигзинам.
Бипурс ҳоли ман, охир, чу бигзарӣ рӯзе,
Ки чун ҳамегузарад рӯзгори мискинам!
Ман аҳли дӯзахам, ар бе ту зинда хоҳам шуд,
Ки дар биҳишт наёрад Худой ғамгинам.
Надонамат, ки чӣ гӯям, ту ҳар ду чашми манӣ,
Ки бе вуҷуди шарифат ҷаҳон намебинам.

---

[1] Мурғе, ки лаби дарё менишинад ва доим ғами он дорад, ки оби дарё тамом нашавад ва ба ҳамин далел, бо вуҷуди ташнагӣ, об наменӯшад.

Чу рӯи дӯст набинӣ, ҷаҳон надидан беҳ,
Шаби фироқ манеҳ шамъ пеши болинам.
Зарурат аст, ки аҳди вафо ба сар барамат,
В-агар ҷафо ба сар ояд ҳазор чандинам.
На ҳованам, ки бинолам ба кӯфте аз ёр,
Чу дег бар сари оташ нишон, ки биншинам.
Бигард бар сарам, эй осиёи даври замон,
Ба ҳар ҷафо ки тавонӣ, ки санги зеринам.
Чу булбул омадамат, то чу гул сано гӯям,
Чу лола лол бикардӣ забони таҳсинам.
Чу нофи оҳу хунам бисӯхт дар дили санг,
Бирафт дар ҳама офоқ бӯи мушкинам.
Ҳунар биёру забоноварӣ макун, Саъдӣ,
Чӣ ҳоҷат аст, бигӯяд шакар, ки ширинам?

425

Манам, ё Раб, дар ин давлат, ки рӯи ёр мебинам,
Фарози сарви симинаш гуле пурбор мебинам.
Магар тӯбо баромад дар саробустони ҷони ман,
Ки бар ҳар шуъбае мурғе шакаргуфтор мебинам?!
Магар дунё сар омад, к-инчунин озод дар ҷаннат
Маи бедурд менӯшам, гули бехор мебинам?!
Аҷаб дорам зи бахти хешу ҳар дам дар гумон афтам,
Ки мастам ё ба хобам, ё ҷамоли ёр мебинам?!
Замин бӯсидаам бисёру хидмат карда, то акнун
Лаби маъшуқ мебӯсам, рухи дилдор мебинам.
Чӣ тоат кардаам, гӯӣ, ки ин подош меёбам?
Чӣ фармон бурдаам, гӯӣ, ки ин миқдор мебинам?
Туӣ, ёро, ки хоболуд бар ман тохтан кардӣ,
Манам, ё Раб, ки бахти худ чунин бедор мебинам.
Чу хилват бо миён омад, нахоҳам шамъи кошона,
Таманнои биҳиштам нест, чун дидор мебинам.
Кадом олола мебӯям, ки мағзам анбарогин шуд?
Чӣ райҳон даста бандам, чун ҷаҳон гулзор мебинам?
Зи гардун наъра меояд, ки инат булъаҷаб коре,
Ки Саъдиро зи рӯи дӯст бархурдор мебинам.

426

Дилам то ишқбоз омад, дар ӯ ҷуз ғам намебинам,
Диле беғам куҷо ҷӯям, ки дар олам намебинам.
Даме бо ҳамдаме хуррам зи ҷонам барнамеояд,
Дамам бо ҷон бароянд, чунки як ҳамдам намебинам.
Маро розест андар дил, ба хуни дида парварда,
Валекин бо кӣ гӯям роз, чун ҳамдам намебинам?!
Қаноат мекунам бо дард, чун дармон намеёбам,
Таҳаммул мекунам бо захм, чун марҳам намебинам.
Хушову хуррамо он дил, ки ҳаст аз ишқ бегона,
Ки то ман ошно гаштам, дили хуррам намебинам.
Нами чашм обрӯи ман бибурд, азбаски мегирям,
Чаро гирям, к-аз он ҳосил бурун аз нам намебинам?
Кунун дам даркаш, эй Саъдӣ, ки кор аз даст берун шуд,
Ба уммеди даме бо дӯст, в-он дам ҳам намебинам.

427

Ман аз ин ҷо ба маломат наравам,
Ки ман ин ҷо ба умеде гаравам.
Гар ба ақлам сухане мегӯянд,
Бими он аст, ки девона шавам.
Гӯши дил рафта ба овози самоъ,
Натавонам, ки насиҳат шунавам.
Ҳама, гӯ, бод, бибар хирмани умр,
Ду ҷаҳон бе ту наярзад ду ҷавам.
Дӯстон, айбу маломат макунед,
К-он чи худ кошта бошам, даравам.
Мани бечораи гарданбакаманд
Чӣ кунам, гар ба рикобаш наравам?
Саъдиё, гуфт, ба хобам бинӣ,
Бевафо ёрам, агар меғанавам.

428

На аз Чинам ҳикоят кун, на аз Рум,
Ки ман дил бо яке дорам дар ин бум.
Ҳар он соат, ки бо ёди ман ояд,
Фаромӯшам шавад мавҷуду маъдум.
Зи дунё бахши мо ғамхурдан омад,
Нашояд хурдан илло ризқи мақсум[1].
Рутаб ширину даст аз нахл кӯтоҳ,
Зулол андар миёну ташна маҳрум.
Аз он шоҳид, ки дар андешаи мост,
Надонам зоҳиде дар шаҳр маъсум.
Ба рӯи ӯ намонад ҳеч манзур,
Ба бӯи ӯ намонад ҳеч машмум[2].
На бе ӯ айш мехоҳам, на бо ӯ,
Ки ӯ дар силки ман ҳайф аст манзум.
Рафиқон, чашми зоҳирбин бидӯзед,
Ки моро дар миён сиррест мактум[3].
Ҳама олам гар ин сурат бибинанд,
Кас ин маънӣ нахоҳад кард мафҳум.
Чӣ сон сӯзам, ки хомонам набинанд,
Надонад тандуруст аҳволи маҳмум[4].
Маро гар дил диҳӣ, в-ар ҷон ситонӣ,
Ибодат лозим асту банда малзум.
Нашояд бурд, Саъдӣ, ҷон аз ин кор,
Мусофир ташнаву ҷуллоб масмум.
Чу оҳан тоби оташ менаёрад,
Ҳамебояд, ки пешонӣ кунад мум?

[1] Рӯзии аз азал тақсимшуда.
[2] Он чи ба қувваи шомма эҳсос гардад, бӯиданӣ.
[3] Пӯшида, пинҳон.
[4] Табдор, табкарда.

429

Ту мапиндор, к-аз ин дар ба маломат биравам,
Дилам ин ҷост, бидеҳ, то ба саломат биравам.
Тарки сар гуфтам аз он пеш, ки бинҳодам пой,
На ба зарқ омадаам, то ба маломат биравам.
Ман ҳаводори қадимам, бидиҳам ҷони азиз,
Навиродат на, ки аз пеши ғаромат биравам.
Гар расад аз ту ба гӯшам, ки бимир, эй Саъдӣ,
То лаби гӯр ба эъзозу кароматбиравам.
В-ар бидонам ба дари марг, ки ҳашрам бо туст,
Аз лаҳад рақскунон то ба қиёмат биравам.

430

Ба ту машғулу бо ту ҳамроҳам,
В-аз ту бахшоиши ту мехоҳам.
Ҳама бегонагон чунин донанд,
Ки манат ошнои даргоҳам.
Тарсам, эй меваи дарахти баланд,
Ки наёӣ ба дасти кӯтоҳам.
То маро аз ту огаҳӣ доданд,
Ба вуҷудат, гар аз худ огоҳам.
Ҳама дар хурди рою қимати хеш
Аз ту хоҳанду ман туро хоҳам.
Булбули бӯстони ҳусни туам,
Чун наяфтад сухан дар афвоҳам?
Мекушандам, ки тарки ишқ бигӯ,
Мезанандам, ки байдақи шоҳам.
В-ар ба сад пораам кунӣ, з-ин ранг
Бинагардам, ки сибғатуллоҳам.
Саъдиё, дар қафои дӯст марав,
Чӣ кунам? Мебарад ба икроҳам.
Майл аз ин ҷониб ихтиёрӣ нест,
Каҳраборо[1] бигӯ, ки ман коҳам.

[1] Шилме, ки аз дарахтон берун ояд ва агар ба порчае пашмӣ молида шавад, хосияти ҷазб кардан пайдо мекунад.

431

Имшаб он нест, ки дар хоб равад чашми надим,
Хоб дар равзаи ризвон накунад аҳли наим.
Хокро зинда кунад тарбияти боди баҳор,
Санг бошад, ки дилаш зинда нагардад ба насим.
Бӯи пироҳани гумкардаи худ мешунавам,
Гар бигӯям, ҳама гӯянд, залолест қадим.
Ошиқ он гӯш надорад, ки насиҳат шунавад,
Дарди мо нек набошад ба мудовои ҳаким.
Тавба, гӯяндам, аз андешаи маъшуқ бикун,
Ҳаргиз ин тавба набошад, ки гуноҳест азим.
Эй рафиқони сафар, даст бидоред аз мо,
Ки бихоҳем нишастан ба дари дӯст муқим.
Эй бародар, ғами ишқ оташи Намруд ангор,
Бар ман ин шуъла чунон аст, ки бар Иброҳим.
Мурда аз хоки лаҳад рақскунон бархезад,
Гар ту болои изомаш гузарӣ, азми рамим. (?)
Тамаъи васли ту медораму андешаи ҳаҷр,
Дигар, аз ҳар чӣ ҷаҳонам, на умед асту на бим.
Аҷаб аз кушта набошад ба дари хаймаи дӯст,
Аҷаб аз зинда, ки чун ҷон бадар овард салим.
Саъдиё, ишқ наёмезаду шаҳват бо ҳам,
Пеши тасбеҳи малоик наравад деви раҷим.

432

Мо дигар кас нагирифтем ба ҷои ту надим,
Аллаҳ, Аллаҳ, ту фаромӯш макун аҳди қадим.
Ҳар як аз доираи ҷамъ ба роҳе рафтанд,
Мо бимондему хаёли ту ба як ҷой муқим.
Боғбон гар накушояд дари дарвеш ба боғ,
Охир аз боғ биёяд бари дарвеш насим.
Гар насими саҳар аз хулқи ту бӯе орад,
Ҷон фишонем ба савғоти насими ту, на сим.
Бӯи маҳбуб, ки бар хоки аҳиббо гузарад,
На аҷаб дорам, агар зинда кунад азми рамим.

Эй ба ҳусни ту санам чашми фалак нодида,
В-эй ба мисли ту валад модари айём ақим.
Ҳоли дарвеш чунон аст, ки холи ту сиёҳ,
Ҷисми дилреш чунон аст, ки чашми ту сақим.
Чашми ҷодуи ту бе воситаи куҳл каҳил,
Тоқи абрӯи ту бе шоибаи вусма васим.
Эй ки дилдорӣ, агар ҷони манат мебояд,
Чорае нест дар ин масъала, илло таслим.
Ишқбозӣ на тариқи ҳукамо буд, вале
Чашми бемори ту дил мебарад аз дасти ҳаким.
Саъдиё, ишқ наёмезаду иффат бо ҳам,
Чанд пинҳон кунӣ овози дуҳул зери гилем?

433

Мо ба рӯи дӯстон аз бӯстон осудаем,
Гар баҳор ояд, в-агар боди хазон, осудаем.
Сарвболое, ки мақсуд аст, агар ҳосил шавад,
Сарв агар ҳаргиз набошад дар ҷаҳон, осудаем.
Гар ба саҳро дигарон аз баҳри ишрат мераванд,
Мо ба хилват бо ту, эй сарви равон, осудаем.
Ҳар чӣ дар дунёву уқбо роҳату осоиш аст,
Гар ту бо мо хуш дарой, мо аз он осудаем.
Барқи наврӯзӣ гар оташ мезанад дар шохсор,
В-ар гулафшон мекунад дар бӯстон, осудаем.
Боғбонро гӯ, агар дар гулситон ололаест,
Дигареро деҳ, ки мо бо дилситон осудаем.
Гар сиёсат мекунад султону қозӣ, ҳокиманд,
В-ар маломат мекунад пиру ҷавон, осудаем.
Мавҷ агар киштӣ барорад то ба авҷи офтоб,
Ё ба қаър-андар барад, мо бар карон осудаем.
Ранҷҳо бурдему осоиш набуд андар ҷаҳон,
Тарки осоиш гирифтем, ин замон осудаем.
Саъдиё, сармоядорон аз халал тарсанду мо
Гар барояд бонги дузд аз корвон, осудаем.

434

Мо дари хилват ба рӯи халқ бибастем,
Аз ҳама боз орамидему бо ту нишастем.
Ҳар чӣ на пайванди ёр буд, буридем,
В-ончи на паймони дӯст буд, шикастем.
Мардуми ҳушёр аз ин муомила дуранд,
Шояд, агар айби мо кунанд, ки мастем.
Молики худро ҳамеша ғусса гудозад,
Милки парипайкаре шудему бирастем.
Шокири неъмат, ба ҳар тариқ ки будем,
Доъии давлат, ба ҳар мақом ки ҳастем.
Дар ҳама чашме азизу назди ту хорем,
Дар ҳама олам баланду пеши ту пастем.
Эй бути соҳибдилон, мушоҳида бинмой,
То ту бибинему хештан напарастем.
Дида нигаҳ доштем, то наравад дил,
Бо ҳама айёрӣ аз каманд начастем.
То ту иҷобат диҳӣ, ки дар қадамам рез,
Ҷони гиромӣ ниҳода бар кафи дастем.
Дӯстӣ он аст, Саъдиё, ки бимонад,
Аҳди вафо ҳам бар ин қарор, ки бастем.

435

Эй сарвболои саҳӣ, мо низ ҳам бад нестем,
В-аз ҳар кӣ дар олам, беҳӣ, мо низ ҳам бад нестем.
Гуфтӣ, ба ранги ман гуле ҳаргиз набинад булбуле,
Оре, накӯ гуфтӣ, вале мо низ ҳам бад нестем.
То чанд гӯӣ мову бас, кӯтаҳ кун, эй раънову бас,
На худ туӣ зебову бас, мо низ ҳам бад нестем.
Эй шоҳиди ҳар маҷлисе, в-ороми ҷони ҳар касе,
Гар дӯстон дорӣ басе, мо низ ҳам бад нестем.
Гуфтӣ, ки чун ман дар замӣ[1] дигар набошад одамӣ,
Эй ҷону лутфу мардумӣ, мо низ ҳам бад нестем.

[1] Мухаффафи «замин».

Гар гулшани хушбӯ туӣ, в-ар булбули хушгӯ туӣ,
В-ар дар ҷаҳон некӯ туӣ, мо низ ҳам бад нестем.
Гӯӣ, чӣ шуд, он сарвбун бо мо намегӯяд сухун,
Гӯ, бевафоӣ пур макун, мо низ ҳам бад нестем.
Гар ту ба ҳусн афсонаӣ ё гавҳари якдонаӣ,
Аз мо чаро бегонаӣ? Мо низ ҳам бад нестем.
Эй дил, дили мо доғи ту, то кай фиребу лоғи[1] ту?
Гар биҳ бувад дар боғи ту, мо низ ҳам бад нестем.
Боре ғурур аз сар бинеҳ, в-инсофи дарди ман бидеҳ,
Эй боғи шафтолуву биҳ, мо низ ҳам бад нестем.
Гуфтам, ту моро дидаӣ, в-аз ҳоли мо пурсидаӣ,
Пас, чун зи мо ранҷидаӣ? Мо низ ҳам бад нестем.
Гуфтӣ, беҳ аз ман дар Чигил[2] сурат набандад обу гил,
Эй сустмеҳри сахтдил, мо низ ҳам бад нестем.
Саъдӣ, гар он зебоқарин бигзид бар мо ҳамнишин,
Гӯ, ҳар кӣ хоҳӣ, баргузин, мо низ ҳам бад нестем.

436

Умрҳо дар паи мақсуд ба ҷон гардидем,
Дӯст дар хонаву мо гирди ҷаҳон гардидем.
Худ саропардаи қадраш зи макон берун буд,
Он ки мо дар талабаш ҷумла ҷаҳон гардидем.
Ҳамчу булбул ҳама шаб наъразанон, то хуршед
Рӯй бинмуд, чу хаффош ниҳон гардидем.
Гуфта будем ба хубон, ки набояд нигарист,
Дил бибурданду зарурат нигарон гардидем.
Сифати Юсуфи нодида баён мекарданд,
Бо миён омаду беномунишон гардидем.
Рафта будем ба хилват, ки дигар май нахурем,
Соқиё, бода бидеҳ, к-аз сари он гардидем,
То ҳама шаҳр биёянду бибинанд, ки мо
Пир будему дигарбора ҷавон гардидем.
Саъдиё, лашкари хубон ба шикори дили мо,
Гӯ, маёед, ки мо сайди фалон гардидем.

[1] Шӯхӣ, ҳила.
[2] Ноҳияе дар Туркистон, ки мардуми он ба зеборӯӣ машҳур будаанд.

437

Бигзор, то муқобили рӯи ту бигзарем,
Дуздида дар шамоили хуби ту бингарем.
Шавқ аст дар ҷудоию ҷавр аст дар назар,
Ҳам ҷавр беҳ, ки тоқати шавқат наёварем.
Рӯй ар ба рӯи мо накунӣ, ҳукм аз они туст,
Боз о, ки рӯй дар қадамонат бигустарем.
Моро сарест бо ту, ки гар халқи рӯзгор
Душман шаванду сар биравад ҳам, аз он сарем.
Гуфтӣ, зи хок бештаранд аҳли ишқи ман,
Аз хок бештар на, ки аз хок камтарем.
Мо бо туему бо ту наем, ин-т булъаҷаб,
Дар ҳалқаем бо туву чун ҳалқа бар дарем.
На бӯи меҳр мешунавем аз ту, эй аҷаб,
На рӯи он ки меҳри дигар кас бипарварем.
Аз душманон баранд шикоят ба дӯстон,
Чун дӯст душман аст, шикоят куҷо барем?
Мо худ намеравем давон аз қафои кас,
Он мебарад, ки мо ба каманди вай-андарем.
Саъдӣ, ту кистӣ, ки дар ин ҳалқаи каманд
Чандон фитодаанд, ки мо сайди лоғарем.

438

Мо дили дӯстон ба ҷон бихарем,
В-ар ҷаҳон душман аст, ғам нах(в)арем.
Гар ба шамшер мезанад маъшуқ,
Гӯ, бизан, ҷони ман, ки мо сипарем.
Он ки сабр аз ҷамоли ӯ набувад,
Ба зарурат ҷафои ӯ бибарем.
Гар ба хашм асту гар ба айни ризо,
Нигаҳе боз кун, ки мунтазирем.
Як назар бар ҷамоли талъати дӯст
Гар ба ҷон медиҳанд, мо бихарем.
Гар ту гӯӣ, хилофи ақл аст ин,
Оқилон дигаранду мо дигарем,

Бош, то хуни мо ҳамерезад,
Мо дар он дасту қабза менигарем.
Гар биронанду гар бибахшоянд,
Мо бар ин дар гадои як назарем.
Саъдиё, заҳри қотил аз дасташ
Гӯ, биёвар, ки чун шакар бих(в)арем.
Эй насими сабо, зи равзаи унс
Баргузар, пеш аз он ки даргузарем.
Ту Худовандгори бокарамӣ,
Гарчи мо бандагони беҳунарем.

439

Мо гадоёни хайлтошонем,
Шаҳрбанди[1] ҳавои ҷононем.
Бандаро номи хештан набувад,
Ҳар чӣ моро лақаб ниҳанд, онем.
Гар биронанду гар бибахшоянд,
Раҳ ба ҷои дигар намедонем.
Чун дилором мезанад шамшер,
Сар бибозему рух нагардонем.
Дӯстон дар ҳавои суҳбати ёр
Зар фишонанду мо сар афшонем.
Мар худованди ақлу донишро
Айби мо, гӯ, макун, ки нодонем.
Ҳар гуле нав, ки дар ҷаҳон ояд,
Мо ба ишқаш ҳазордастонем.
Тангчашмон назар ба мева кунанд,
Мо тамошокунони бустонем.
Ту ба симои шахс менигарӣ,
Мо дар осори сунъ ҳайронем.
Ҳар чӣ гуфтем, ҷуз ҳикояти дӯст,
Дар ҳама умр аз он пушаймонем.
Саъдиё, бе вуҷуди суҳбати ёр
Тарки ёри азиз натвонем.

---

[1] Зиндонӣ, маҳбус.

440

Кош, к-он дилбари айёр, ки ман куштаи ӯям,
Бори дигар бигузаштӣ, ки кунад зинда ба бӯям.
Тарки ман гуфту ба таркаш натавонам, ки бигӯям,
Чӣ кунам, нест диле чун дили ӯ з-оҳану рӯям.
То қадам бошадам, андар қадамаш афтаму хезам,
То нафас монадам, андар ақабаш пурсаму пӯям.
Душмани хештанам ҳар нафас аз дӯстии ӯ,
То чӣ дид аз мани мискин, ки малул аст зи хӯям?
Лаби ӯ бар лаби ман, ин чӣ хаёл асту таманно?
Магар он гаҳ, ки кунад кӯзагар аз хок сабӯям.
Ҳама бар ман чӣ занӣ захми фироқ, эй маҳи хубон?
На манам танҳо, к-андар хами чавгони ту гӯям.
Ҳар куҷо соҳиби ҳуснест, сано гуфтаму васфаш,
Ту чунон соҳиби ҳуснӣ, ки надонам, ки чӣ гӯям.
Дӯш мегуфт, ки Саъдӣ ғами мо ҳеч надорад,
Менадонад, ки гарам сар биравад, даст нашӯям.

441

Аҳд кардем, ки бе дӯст ба саҳро наравем,
Бе тамошогаҳи рӯяш ба тамошо наравем.
Бӯстон хонаи айш асту чаман кӯи нишот,
То муҳайё набувад айши муҳанно[1], наравем.
Дигарон бо ҳама кас даст дар оғӯш кунанд,
Мо ки бар суфраи хосем, ба яғмо наравем.
Натавон рафт, магар дар назари ёри азиз,
В-ар таҳаммул накунад заҳмати мо, то наравем.
Гар ба хорӣ зи сари хеш биронад моро,
Ба умедаш бинишинему ба дарҳо наравем.
Гар ба шамшер аҳиббо тани мо пора кунанд,
Ба тазаллум[2] ба дари хонаи аъдо[3] наравем.

---

[1] Гуворошуда, дур аз ранҷу заҳмат.
[2] Додхоҳӣ.
[3] Ҷамъи «адӯ», душманон.

Пой, гӯ, бар сару бар дидаи мо неҳ чу бисот,
Ки агар нақши бисотат биравад, мо наравем.
Ба дуруштию ҷафо рӯй магардон аз мо,
Ки ба куштан биравем аз назарат, ё наравем.
Саъдиё, шарти вафодории Лайлӣ он аст,
Ки агар Маҷнун гӯянд, ба савдо наравем.

442

Гар ғуссаи рӯзгор гӯям,
Бас қиссаи бешумор гӯям.
Як умри ҳазорсола бояд,
То ман яке аз ҳазор гӯям.
Чашмам ба забони ҳол гӯяд,
Не он ки ба ихтиёр гӯям.
Бар ман дили анҷуман бисӯзад,
Гар дарди фироқи ёр гӯям.
Мурғони чаман фиғон бароранд,
Гар фурқати навбаҳор гӯям.
Ёрони сабӯҳиям куҷоянд,
То дарди дили хумор гӯям?
Кас нест, ки дил суи ман орад,
То ғуссаи рӯзгор гӯям.
Дарди дили беқарори Саъдӣ
Ҳам бо дили беқарор гӯям.

443

Бикун, чандон ки хоҳӣ, ҷавр бар ман,
Ки дастат барнамедорам зи доман.
Чунон мурғи диламро сайд кардӣ,
Ки бозаш дил намехоҳад нишеман.
Агар донӣ, ки дар занҷири зулфат
Гирифтор аст, дар пояш маяфкан!
Ба ҳусни қоматат сарве дар офоқ
Напиндорам, ки бошад, ғолибуззан[1].
Ало, эй боғбон, ин сарв биншон,
В-агар соҳибдилӣ, он сарв баркан.

[1] Ба ҳадсу гумони қавӣ.

Ҷаҳон равшан ба моҳу офтоб аст,
Ҷаҳони мо ба дидори ту равшан.
Ту бе зевар муҳаллоию бе рахт,
Музаккоию бе зинат музайян.
Шабе хоҳам, ки меҳмони ман ой,
Ба коми дӯстону рағми душман.
Гурӯҳе омро, к-аз дил хабар нест,
Аҷаб доранд аз оҳи синаи ман.
Чу оташ дар сарой афтода бошад,
Аҷаб дорӣ, ки дуд ояд зи равзан.
Туро худ ҳар кӣ бинад, дӯст дорад,
Гуноҳе нест бар Саъдӣ муайян.

444

Ё Раб, он рӯй аст ё барги суман?
Ё Раб, он қадд аст ё сарви чаман?
Бар суман кас дид ҷаъди мушкбор?
Дар чаман кас дид сарви симтан?
Ақл чун парвона гардиду наёфт
Чун ту шамъе дар ҳазорон анҷуман.
Сахт муштоқем, паймоне бикун,
Сахт маҷрӯҳем, пайконе бикан.
Ваҳ, кадомат з-ин ҳама ширинтар аст:
Ханда ё рафтор, ё лаб, ё сухан?
Гар сари мо хоҳӣ, инак ҷону сар,
В-ар сари мо дорӣ, инак молу тан.
Гар навозӣ, в-ар кушӣ, фармон туроСт,
Бандаем, инак сару теғу кафан!
Саъқа[1] мехоҳӣ, ҳиҷобе даргузор,
Фитна меҷӯӣ, ниқобе барфикан.
Ман киям, к-он ҷо ки кӯи ишқи туст,
Дарнамегунҷад ҳадиси мову ман
Эй зи васлат хонаҳо дорушшифо,
В-эй зи ҳаҷрат байтҳо байтулҳазан.

[1] Беҳушӣ.

Вақти он омад, ки хоки мурдаро
Бод резад оби ҳайвон дар даҳан.
Пора гардонад Зулайхои сабо
Субҳдам бар Юсуфи гул пираҳан.
Нутфаи шабнам дар арҳоми замин
Шоҳиди гул гашту тифли ёсуман.
Файҳи[1] райҳон аст ё бӯи биҳишт,
Хоки Шероз аст ё боди Хутан?!
Баргузар, то хира гардад сарвбун,
Дарнигар, то тира гардад настаран.
Боргоҳи зоҳидон дарҳам навард,
Коргоҳи сӯфиён барҳам шикан!
Шоҳидон чустанд, соқӣ, гӯ, биё,
Ошиқон мастанд, мутриб, гӯ, бизан!
Суғбаи[2] халқам чу сӯфӣ дар куништ,
Шуҳраи шаҳрам чу ғозӣ бар расан.
Тарбиятро ҳулла, гӯ, дар мо мапӯш,
Офиятро парда, гӯ, бар мо матан!
Чарх бо сад чашм чун рӯи ту дид,
Сад забон мехост, то гӯяд ҳасан!
Носазо хоҳам шунид аз хосу ом,
Сарзаниш хоҳам шунид аз марду зан.
Саъдиё, гар ошиқӣ, пое бикӯб,
Ошиқо, гар муфлисӣ, пое бизан!

445

Дар васф наёяд, ки чӣ ширindaҳан аст он,
Ин аст, ки дур аз лабу дандони ман аст он.
Ораз натавон гуфт, ки даври қамар аст ин,
Боло натавон хонд, ки сарви чаман аст он.
Дар сарв расидаст, валекин ба ҳақиқат
Аз сарв гузаштаст, ки симинбадан аст он.
Ҳаргиз набувад ҷисм бад-ин ҳусну латофат,
Гӯӣ, ҳама рӯҳ аст, ки дар пираҳан аст он.

[1] Дамидани бӯи гул ё мушк.
[2] Масхара.

Хол аст бар он сафҳаи симини буногӯш,
Ё нуқтае аз ғолия бар ёсуман аст он?
Филҷумла қиёмат туӣ имрӯз дар офоқ,
Дар чашми ту пайдост, ки боби фитан аст он.
Гуфтам, ки дил аз чанбари зулфат бираҳонам,
Тарсам, нараҳонам, ки шикан бар шикан аст он.
Ҳар кас, ки ба ҷон орзуи васли ту дорад,
Душвор барояд, ки муҳаққар саман[1] аст он.
Марде, ки зи шамшери ҷафо рӯй битобад,
Дар кӯи вафо мард махонаш, ки зан аст он.
Гар хастадиле наъра занад бар сари кӯе,
Айбаш натавон гуфт, ки бехештан аст он.
Наздики ман он аст, ки ҳар ҷурму хатое,
К-аз соҳиби ваҷҳи ҳасан ояд, ҳасан аст он.
Саъдӣ сари савдои ту дорад, на сари хеш,
Ҳар ҷома ки айёр бипӯшад, кафан аст он.

446

Эй кӯдаки хубрӯи ҳайрон,
Дар васфи шамоилат сухандон.
Сабр аз ҳама чизу ҳар кӣ олам,
Кардему сабурӣ аз ту натвон.
Дидӣ, ки вафо ба сар набурдӣ,
Эй сахткамони сустпаймон.
Поёни фироқ нопадидор,
В-уммед намерасад ба поён.
Ҳаргиз нашунидаам, ки кардаст
Сарв, ончи ту мекунӣ ба ҷавлон.
Бовар кӣ кунад, ки одамиро
Хуршед барояд аз гиребон?
Бемори фироқ беҳ нагардад,
То бӯ накунад биҳи занахдон.
В-ин гӯи саодат асту давлат,
То бо кӣ дарафканӣ ба майдон?
Тарсам, ки ба оқибат бимонад
Дар чашми Сикандар оби ҳайвон.

[1] Баҳои андаку ночиз.

Дил буду ба дасти дилбар афтод,
Ҷон асту фидои рӯи ҷонон.
Оқил накунад шикоят аз дард,
Модом, ки ҳаст умеди дармон.
Бе мор ба сар намеравад ганҷ,
Бе хор намедамад гулистон.
Гар дар назарат бисӯхт, Саъдӣ,
Маҳро чӣ ғам аз ҳалоки каттон?
Парвона бикушт хештанро,
Бар шамъ чӣ лозим аст товон?

447

Бархез, ки меравад зимистон,
Бикшой дари сарои бустон.
Норанҷу бунафша бар табақ неҳ,
Манқал бигузор дар шабистон.
В-ин парда бигӯй, то ба якбор
Заҳмат бибарад зи пеши айвон.
Бархез, ки боди субҳи Наврӯз
Дар боғча мекунад гул афшон.
Хомӯшии булбулони муштоқ
Дар мавсими гул надорад имкон.
Овози дуҳул ниҳон намонад
Дар зери гилему ишқ пинҳон.
Бӯи гули бомдоди Наврӯз,
В-овози хуши ҳазордастон.
Бас ҷома фурӯхтасту дастор,
Бас хона, ки сӯхтасту дуккон.
Моро сари дӯст бар канор аст,
Онак, сари душманону сандон!
Чашме, ки ба дӯст бар кунад дӯст,
Бар ҳам наниҳад зи тирборон.
Саъдӣ, чу ба мева мерасад даст,
Саҳл аст ҷафои бӯстонбон.

448

Хушову хуррамо вақти ҳабибон
Ба бӯи субҳу бонгу андалебон!
Хуш он соат, нишинад дӯст бо дӯст,
Ки сокин гардад ошӯби рақибон.
Ду тан дар ҷомае чун писта дар пӯст,
Баровард ду сар аз як гиребон.
Сазои душманон ин бас, ки бинанд
Ҳабибон рӯй дар рӯи ҳабибон.
Насиб аз умри дунё нақди вақт аст,
Мабош, эй ҳушманд, аз бенасибон.
Чу донӣ, к-аз ту чӯпонӣ наёяд,
Раҳо кун гӯсфандонро ба зибон[1].
Ман ин риндону мастон дӯст дорам
Хилофи порсоёну хатибон.
Биҳил, то дар ҳақи ман ҳар чӣ хоҳанд,
Бигӯянд ошноёну ғарибон.
Лаби ширинлабонро хислате ҳаст,
Ки ғорат мекунад ҳуши лабибон[2].
Нишастам бо ҷавонмардони авбош,
Бишустам, ҳар чӣ хондам бар адибон.
Кӣ медонад давои дарди Саъдӣ,
Ки ранҷуранд аз ин иллат табибон?!

449

Чӣ хуш аст бӯи ишқ аз нафаси ниёзмандон,
Дил аз интизор хунин, даҳан аз умед хандон.
Магар он ки ҳар ду чашмаш ҳама умр баста бошад,
Ба вараъ халос ёбад зи фиреби чашмбандон.
Назаре мубоҳ карданду ҳазор хун муаттал,
Дили орифон бибурданду қарори ҳушмандон.

[1] Гургон.
[2] Хирадмандон, доноён.

Сари кӯи моҳрӯён ҳама рӯз фитна бошад
Зи муарбидону[1] мастону муоширону риндон.
Агар аз каманди ишқат биравам, куҷо гурезам,
Ки халос бе ту банд асту ҳаёт бе ту зиндон?!
Агарам намеписандӣ мадиҳам ба дасти душман,
Ки ман аз ту барнагардам ба ҷафои нописандон.
Нафасе биёву биншин, сухане бигӯю бишнав,
Ки қиёмат аст чандон сухан аз даҳони хандон.
Агар ин шакар бибинанд муҳаддисони ширин,
Ҳама дастҳо бихоянд чу найшакар ба дандон.
Ҳама шоҳидони олам ба ту ошиқанд, Саъдӣ,
Ки миёни гург сулҳ асту миёни гӯсфандон.

450

Бигзор, то бигирям чун абр дар баҳорон,
К-аз санг нола хезад рӯзи видоъи ёрон.
Ҳар к-ӯ шароби фурқат рӯзе чашида бошад,
Донад, ки сахт бошад қатъи умедворон.
Бо сорбон бигӯед аҳволи оби чашмам,
То бар шутур набандад маҳмил ба рӯзи борон.
Бигзоштанд моро дар дида оби ҳасрат,
Гирён чу дар қиёмат чашми гуноҳкорон.
Эй субҳи шабнишинон, ҷонам ба тоқат омад,
Азбаски дер мондӣ чун шоми рӯзадорон.
Чандин ки бар шумурдам аз моҷарои ишқат,
Андӯҳи дил нагуфтам, илло як аз ҳазорон.
Саъдӣ, ба рӯзгорон меҳре нишаста дар дил,
Берун наметавон кард, илло ба рӯзгорон.
Чандат кунам ҳикоят? Шарҳ ин қадар кифоят,
Боқӣ наметавон гуфт, илло ба ғамгусорон.

451

Ду чашми масти майгунат бибурд ороми ҳушёрон,
Ду хоболуда бирбуданд ақл аз дасти бедорон.
Насиҳатгӯйро аз ман бигӯ, эй хоҷа, дам даркаш,
Чу сел аз сар гузашт, онро чӣ метарсонӣ аз борон?

---

[1] Арбадаҷӯ.

Гар он соқӣ, ки мастонрост, ҳушёрон бидидандӣ,
Зи тавба тавба кардандӣ чу ман бар дасти хаммо-
рон.
Гарам бо солиҳон бе дӯст фардо дар биҳишт оранд,
Ҳамон беҳтар, ки дар дӯзах кунандам бо гунаҳкорон.
Чӣ бӯяст ин, ки ақл аз ман бибурду сабру ҳушёрӣ?
Надонам, боғи фирдавс аст ё бозори атторон.
Ту бо ин мардуми кӯтаҳназар дар чоҳи Канъонӣ,
Ба Миср о, то падид оянд Юсуфро харидорон.
Ало, эй боди шабгирӣ, бигӯй он моҳи маҷлисро:
Ту озодию халқе дар ғами рӯят гирифторон.
Гар он айёри шаҳрошӯб рӯзе ҳоли ман пурсад,
Бигӯ, хобаш намегирад ба шаб аз дасти айёрон.
Гарат борет, гузар бошад, нигаҳ бо ҷониби мо кун,
Напиндорам, ки бад бошад ҷазои хубкирдорон.
Касон гӯянд, чун, Саъдӣ, ҷафо дидӣ, таҳаммул кун,
Раҳо кун, то бимирам бар сари кӯи вафодорон.

452

Фироқи дӯстонаш боду ёрон,
Ки моро дур кард аз дӯстдорон!
Дилам дар банди танҳоӣ бифарсуд,
Чу булбул дар қафас рӯзи баҳорон.
Ҳалоки мо чунон муҳмал[1] гирифтанд,
Ки қатли мӯр дар пои саворон.
Ба хайли ҳар кӣ меоям ба зинҳор,
Намебинам ба ҷуз зинҳорхорон.
Надонистам, ки дар поёни суҳбат
Чунин бошад вафои ҳақгузорон.
Ба ганҷи шойгон[2] афтода будам,
Надонистам, ки бар ганҷанд морон.
Дило, гар дӯсте дорӣ, ба ночор
Бибояд бурданат ҷаври ҳазорон.
Хилофи шарти ёрон аст, Саъдӣ,

[1] Осон.
[2] Ганҷи бисёр мумтоз дар навъи худ дар бисёрию пурқиматӣ.

Ки баргарданд рӯзи тирборон.
Чӣ хуш бошад саре дар пои ёре,
Ба ихлосу иродат ҷонсупорон.

453

Сахт ба завқ медиҳад бод зи бӯстон нишон,
Субҳ дамиду рӯз шуд, хезу чароғ вонишон.
Гар ҳама халқро чу ман бедилу маст мекунӣ,
Рӯй ба солиҳон намо, хамр ба зоҳидон чашон.
Тоифае самоъро айб кунанду ишқро,
Замзамае биёр хуш, то бираванд нохушон.
Хирқа бигиру май бидеҳ, бода биёру ғам бибар,
Бехабар аст оқил аз лаззати айши беҳушон.
Сӯхтагони ишқро дуд ба сақф меравад,
Вақъ надорад ин сухан пеши фисурдаоташон.
Рақс ҳалол боядат суннати аҳли маърифат,
Дунё зери пой неҳ, даст ба охират фишон!
Теғ ба хуфя мехурам, оҳ ниҳуфта мекунам,
Гӯш куҷо, ки бишнавад нолаи зори хомушон?
Чанд насиҳатам кунӣ, к-аз паи некувон марав?
Чун наравам, ки бехудам шавқ ҳамебарад кашон.
Ман на ба вақти хештан пиру шикаста будаам,
Мӯй сафед мекунад чашми сиёҳи акдашон[1].
Бӯи биҳишт медамад, мо ба азоб дар гарав,
Оби ҳаёт меравад, мо тани хештан кашон.
Боди баҳору бӯи гул муттафиқанд, Саъдиё,
Чун ту фасеҳ булбуле ҳайф бувад зи хомушон.

454

Дигар ба куҷо меравад ин сарви хиромон?
Чандин дили соҳибназараш даст ба домон.
Мард аст, ки чун шамъ саропои вуҷудаш
Месӯзаду оташ нарасидаст ба хомон.
Хун меравад аз чашми асирони камандаш,
Як бор напурсад, ки киёнанду кадомон.

[1] Инсон ё ҷонваре, ки аз ду нажод бошад, дурага.

Гӯ, халқ, бидонед, ки ман ошиқу мастам,
Дар кӯи харобот набошад сару сомон,
Дар пои рақибаш чӣ кунам, гар наниҳам сар?
Муҳтоҷи малик бӯса диҳад дасти ғуломон,
Дил метапад андар бари Саъдӣ чу кабӯтар
З-ин рафтану боз омадани кабкхиромон.
Ё соҳи, мато юрҷаъу навмӣ ва қарорӣ,
Аннӣ ва алал-ошиқи ҳозони ҳаромон.

455

Хуфта хабар надорад сар бар канори ҷонон,
К-ин шаб дароз бошад бар чашми посбонон.
Бар ақли ман бихандӣ, гар дар ғамаш бигирям,
К-ин корҳои мушкил афтад ба кордонон.
Дилдодаро маломат гуфтан чӣ суд дорад?
Мебояд ин насиҳат кардан ба дилситонон.
Доман зи пой баргир, эй хубрӯи хушрӯ,
То доманат нагирад дасти худойхонон.
Ман тарки меҳри инон дар худ намешиносам,
Бигзор, то биёяд бар ман ҷафои онон.
Равшанравони ошиқ аз тирашаб нанолад,
Донад, ки рӯз гардад рӯзе шаби шубонон.
Бовар макун, ки ман даст аз доманат бидорам,
Шамшер нагсилонад пайванди меҳрбонон.
Чашм аз ту барнагирам, в-ар мекушад рақибам,
Муштоқи гул бисозад бо хӯи боғбонон.
Ман ихтиёри худро таслими ишқ кардам,
Ҳамчун зимоми уштур бар дасти сорбонон.
Шаккарфурӯши мисрӣ ҳоли магас чӣ донад?
Ин дасти шавқ бар сар, в-он остинфишонон.
Шояд ки остинат бар сар зананд, Саъдӣ,
То чун магас нагардӣ гирди шакардаҳонон.

456

Мо натавонему ишқ панҷа дарандохтан,
Қуввати ӯ мекунад бар сари мо тохтан.
Гар диҳиям раҳ ба хеш, ё нагузорӣ ба пеш,
Ҳар ду ба дастат-дар аст-куштану бинвохтан.
Гар ту ба шамшеру тир ҳамла биёрӣ, равост,
Чораи мо ҳеч нест, ҷуз сипар андохтан.
Киштии дар обро аз ду бурун ҳол нест:
Ё ҳама суд, эй ҳаким, ё ҳама дарбохтан.
Мазҳаб агар ошиқист, суннати ушшоқ чист?
Дил, ки назаргоҳи ӯст, аз ҳама пардохтан[1].
Пояи хуршед нест пеши ту афрӯхтан,
Ё қаду болои сарв пеши ту афрохтан.
Ҳар кӣ чунин рӯй дид, ҷома чу Саъдӣ дарид,
Мӯҷиби девонагист офати бишнохтан.
Ё бигудозам чу шамъ, ё бикушандам ба субҳ,
Чора ҳамин беш нест-сӯхтану сохтан.
Мо сипар андохтем бо ту, ки дар ҷанги дӯст
Захм тавон хурду теғ барнатавон охтан.

457

Чанд бишояд ба сабр дида фурӯ дӯхтан?!
Хирмани моро намонд чора ба ҷуз сӯхтан.
Гар назари сидқро ном гунаҳ мениҳанд,
Ҳосили мо ҳеч нест, ҷуз гунаҳ андӯхтан.
Чанд ба шаб дар самоъ ҷома даридан зи шавқ,
Рӯзи дигар бомдод пора бар ӯ дӯхтан?
Зуҳд нахоҳад харид чораи ранҷури ишқ,
Шамъу шароб асту шайд[2] пеши ту нафрӯхтан.
То ба кадом обрӯй зикри висолат кунем,
Шукри хаёлат ҳанӯз менатавон тӯхтан.

---

[1] Холӣ кардан, тиҳӣ кардан.
[2] Тазвир, риё.

Лаҳҷаи ширини ман пеши даҳони ту чист?
Дар назари офтоб машъала афрӯхтан.
Мантиқи Саъдӣ шунид ҳосиду ҳайрон бимонд,
Чораи ӯ хомушист ё сухан омӯхтан.

458

Гар мутасаввар шудӣ бо ту даромехтан,
Ҳайф набудӣ вуҷуд дар қадамат рехтан.
Фикрати ман дар ту нест, дар қалами қудратест,
К-ӯ битавонад чунин сурате ангехтан.
Кист, ки марҳам ниҳад бар дили маҷрӯҳи ишқ,
К-иш на маҷоли вуқуф, на раҳи бигрехтан.
Доияи шавқ нест рафтану боз омадан,
Қоидаи меҳр нест бастану бигсехтан.
Оби равони сиришк, в-оташи сӯзони оҳ
Пеши ту бод асту хок бар сари худ бехтан.
Ҳар кӣ ба шаб шамъвор дар назари шоҳидест,
Бок надорад ба рӯз куштану овехтан.
Хӯи ту бо дӯстон талх сухан гуфтан аст,
Чораи Саъдӣ ҳадис бо шакар омехтан.

459

Набоястӣ ҳам аввал меҳр бастан,
Чу дар дил доштӣ паймон шикастан.
Ба нози васл парвардан якеро
Хато кардӣ ба теғи ҳаҷр хастан.
Дигар бор аз парирӯёни ҷаммош[1]
Намебояд вафои аҳд ҷустан.
Агар ганҷе ба даст орам дигар бор,
Манам з-ин навбату танҳо нишастан.
Валекин сабри танҳоӣ муҳол аст,
Ки натвон дар ба рӯи дӯст бастан.
Ҳамегӯям, бигирям дар ғамат зор,
Дигар гӯям, бихандӣ бар гиристан.

[1] Фиребанда, афсунгар.

Гар озодам кунӣ, в-ар банда хонӣ,
Маро з-н қайд мумкин нест растан.
Гарам душман шавӣ, в-ар дӯст гирӣ,
Нахоҳам дастат аз доман гусастан.
Қиёс он аст, Саъдӣ, к-аз камандаш
Ба ҷон додан тавонӣ бозрастан.

460

Хилофи дӯстӣ кардан, ба тарки дӯстон гуфтан,
Набоястӣ намуд ин рӯю дигар бор бинҳуфтан.
Гадое подшоҳеро ба шӯхӣ дӯст медорад,
На бе ӯ метавон будан, на бо ӯ метавон гуфтан.
Ҳазорам дард мебошад, ки мегӯям, ниҳон дорам,
Лабам бо ҳам намеояд чу ғунча рӯзи бишкуфтан.
Зи дастам барнамехезад, ки инсоф аз ту бистонам,
Раво дорӣ гуноҳи хешу он гаҳ бар ман ошуфтан.
Кӣ мегӯяд, ба болои ту монад сарви бустонӣ?
Биёвар дар чаман сарве, ки битвонад чунин рафтан.
Чунонат дӯст медорам, ки васлам дил намехоҳад,
Камоли дӯстӣ бошад мурод аз дӯст нагрифтан.
Муроди Хусраву Ширин каноре буду оғӯше,
Муҳаббат кори Фарҳод асту кӯҳи Бесутун суфтан[1].
Насиҳат гуфтан осон аст саргардони ошиқро,
Валекин бо кӣ мегӯӣ, ки натвонад пазируфтан?!
Шикоят пеш аз ин ҳолат ба наздикону ғамхорон
Зи дасти хоб мекардам, кунун аз дасти нохуфтан.
Гар аз шамшер баргардӣ, на олиҳимматӣ, Саъдӣ,
Ту, к-аз неше биёзурдӣ, нахоҳӣ ангубин руфтан.

[1] Сӯрох кардан, шикофтан.

461

Саҳл бошад ба тарки ҷон гуфтан,
Тарки ҷонон наметавон гуфтан.
Ҳар чӣ з-он талхтар бихоҳӣ гуфт,
Шаккарин аст аз он даҳон гуфтан.
Тавба кардем пеши болоят
Сухани сарви бӯстон гуфтан.
Ончунон ваҳм дар ту ҳайрон аст,
Ки намедонадат нишон гуфтан.
Ба каманде-дарам, ки мумкин нест
Растгорӣ ба ал-амон гуфтан.
Дафтаре дар ту вазъ мекардам,
Мутараддид[1] шудам дар он гуфтан,
Ки ту ширинтарӣ аз он Ширин,
Ки бишояд ба достон гуфтан.
Булбулон нек заҳра медоранд
Бо гул аз дасти боғбон гуфтан.
Ман намеёрам аз ҷафои рақиб
Дард бо ёри меҳрбон гуфтан.
В-он ки бо ёри ҳавдаҷаш назар аст,
Натавонад ба сорбон гуфтан.
Сухани сарбамуҳри дӯст ба дӯст
Ҳайф бошад ба тарҷумон гуфтан.
Ин ҳикоят, ки мекунад Саъдӣ,
Бас бихоҳанд дар ҷаҳон гуфтан.

462

Тӯтӣ нагӯяд аз ту диловезтар сухан,
Бо шаҳд меравад зи даҳонат бадар сухан.
Гар ман нагӯямат, ки ту ширини оламӣ,
Ту хештар далел биёрӣ ба ҳар сухан.
Воҷиб бувад, ки бар суханат офарин кунанд,
Лекин маҷоли гуфт набошад, ту дар сухан.

---

[1] Дудил.

Дар ҳеч бӯстон чу ту сарве наёмадаст
Бодомчашму пистадаҳону шакарсухан.
Ҳаргиз шунидаӣ зи буни сарв бӯи мушк,
Ё гӯш кардаӣ зи даҳони қамар сухан?
Инсоф нест пеши ту гуфтан ҳадиси хеш,
Ман аҳд мекунам, ки нагӯям дигар сухан.
Чашмони дилбарат ба назар сеҳр мекунанд,
Ман худ чӣ гуна гӯямат андар назар сухан?
Эй бод, агар маҷоли сухан гуфтанат бувад,
Дар гӯши он малул бигӯй ин қадар сухан.
Васфе чунон, ки лоиқи ҳуснат намеравад,
Ошуфтаҳолро набувад муътабар сухан.
Дур мечакад зи мантиқи Саъдӣ ба ҷои шеър,
Гар сим доштӣ[1], бинавиштӣ ба зар сухан.
Донандаш аҳли фазл, ки мискин ғариқ буд,
Ҳар гаҳ ки дар сафина бибинанд тар сухан.

463

Чӣ хуш бувад ду дилором даст дар гардан,
Ба ҳам нишастану ҳалвои оштӣ хурдан.
Ба рӯзгори азизон, ки рӯзгори азиз
Дареғ бошад бе дӯстон ба сар бурдан.
Агар ҳазор ҷафо сарвқомате бикунад,
Чу худ биёяд, узраш бибояд овардан.
Чӣ шукр гӯямат, эй боди мушкбӯи висол,
Ки бӯстони умедам бихост пажмурдан.
Фироқи рӯи ту ҳар рӯз нафс куштан буд,
Назар ба шахси ту имрӯз рӯҳ парвардан.
Касе ки қимати айёми васл нашносад,
Бибоядаш ду-се рӯзе муфориқат кардан.
Агар саре биравад бегуноҳ дар пое,
Ба хурдае зи бузургон нашояд озурдан.
Ба тозиёна, гирифтам, ки бедиле бизанӣ,
Куҷо тавонад рафтан каманд дар гардан?
Камоли шавқ надоранд ошиқони сабур,
Ки эҳтимол надорад бар оташ афсурдан.

[1] Агар пулдор буд.

Гар одамисифатӣ, Саъдиё, ба ишқ бимир,
Ки мазҳаби ҳаявон аст ҳамчунин мурдан.

464

Даст бо сарви равон чун нарасад дар гардан,
Чорае нест, ба ҷуз дидану ҳасрат хурдан.
Одамиро, ки талаб ҳасту тавоноӣ нест,
Сабр агар ҳаст, в-агар нест, бибояд кардан.
Бандбарпой таваққуф чӣ кунад, гар накунад,
Шарти ишқ аст бало дидану пой афшурдан.
Рӯй дар хоки дари дӯст бибояд молид,
Чун муяссар нашавад рӯй ба рӯй овардан.
Ним ҷоне, ки бувад, то надиҳад дӯст ба дӯст,
Ки ба сад ҷон дили ҷонон натавон озурдан.
Саҳл бошад сухани сахт, ки хубон гӯянд,
Ҷаври шириндаҳанон талх набошад бурдан.
Ҳеч шак менакунам, к-оҳуи мушкини Татор
Шарм дорад зи ту мушкинхати оҳугардан.
Рӯзе андар сари кори ту кунам ҷони азиз,
Пеши болои ту боре чу бибояд мурдан.
Саъдиё, дида нигаҳ доштан аз сурати хуб
На чунон аст, ки дил додану ҷон парвардан.

465

Миёни боғ ҳаром аст бе ту гардидан,
Ки хор бе ту маро беҳ, ки бе ту гул чидан.
В-агар ба ҷом барам бе ту даст дар маҷлис,
Ҳароми сирф бувад бе ту бода нӯшидан.
Хами ду зулфи ту бар лола ҳалқа дар ҳалқа
Ба санги хора даромӯхт ишқ варзидан.
Агар ҷамоати Чин сурати ту бут, бинанд,
Шаванд ҷумла пушаймон зи бут парастидан.
Касоди нархи шакар дар ҷаҳон падид ояд,
Даҳон чу бозкушоӣ ба вақти хандидан.
Ба ҷой хушк бимонанд сарвҳои чаман,
Чу қомати ту бибинанд дар хиромидан.

Мани гадой кӣ бошам, ки дам занам зи лабат?
Саодатам чӣ бувад? Хоки пот бӯсидан.
Ба ишқ мастию расвоиям хуш аст, аз он-к
Накӯ набошад бо ишқ зуҳд варзидан.
Нишоти зоҳид аз анвои тоат асту вараъ,
Сафои ориф аз абрӯи накувон дидан.
Инояти ту чу бо ҷони Саъдияст, чӣ бок,
Чӣ ғам хурад гаҳи ҳашр аз гуноҳ санҷидан?

466

То кай, эй ҷон, асари васли ту натвон дидан,
Ки надорад дили ман тоқати ҳиҷрон дидан.
Бар сари кӯи ту, гар хӯи ту ин хоҳад буд,
Дил ниҳодам ба ҷафоҳои фаровон дидан.
Ақл бе хештан аз ишқи ту дидан то чанд?
Хештан бе дилу дил бе сару сомон дидан.
Тан ба зери қадамат хок тавон кард, валек
Гард бар гӯшаи наълайни ту натвон дидан.
Ҳар шабам зулфи сиёҳи ту намоянд ба хоб,
То чӣ ояд ба ман аз хоби парешон дидан.
Бо вуҷуди руху болои ту кӯтаҳназарист
Дар гулистон шудану сарви хиромон дидан.
Гар бар ин чоҳи занахдони ту раҳ бурдӣ Хизр,
Бениёз омадӣ аз чашмаи ҳайвон дидан.
Ҳар дили сӯхта, к-андар хами зулфи ту фитод,
Гӯй аз он беҳ натавон дар хами чавгон дидан.
Он чи аз наргиси махмури ту дар чашми ман аст,
Барнахезад ба гулу лолаву райҳон дидан.
Саъдиё, ҳасрати беҳуда махур, донӣ чист
Чораи кори ту? Ҷон додану ҷонон дидан.

467

Охир, нигаҳе ба сӯи мо кун,
Дарде ба иродате даво кун.
Бисёр хилофи аҳд кардӣ,
Охир, ба ғалат яке вафо кун.
Моро ту ба хотирӣ ҳама рӯз,
Як рӯз ту низ ёди мо кун.
Ин қоидаи хилоф бигзор,
В-ин хӯи муонадат[1] раҳо кун.
Бархезу дари сарой дарбанд,
Биншину қабои баста во кун.
Онро, ки ҳалок меписандӣ,
Рӯзе ду ба хидмат ошно кун.
Чун унс гирифту меҳр пайваст,
Бозаш ба фироқ мубтало кун.
Саъдӣ, чу ҳариф ногузир аст,
Тан дардиҳу чашм дар қазо кун.
Шамшер ки мезанад, сипар бош,
Дашном ки медиҳад, дуо кун.
Зебо набувад шикоят аз дӯст,
Зебо ҳама рӯз, гӯ, ҷафо кун!

468

Чашм агар бо дӯст дорӣ, гӯш бо душман макун,
Тирборони қазоро ҷуз ризо ҷавшан макун.
Ҳар кӣ нанҳодаст чун парвона дил бар сӯхтан,
Гӯ, ҳарифи оташинро тавфи пироман макун.
Ҷои парҳез аст дар кӯи шакаррезон гузашт,
Ё ба тарки дил бигӯ, ё чашм во равзан макун.
Кист, к-ӯ бар мо ба бероҳӣ гувоҳӣ медиҳад?
Гӯ, бибин он рӯи шаҳророву айби ман макун.
Дӯстон ҳаргиз нагардонанд рӯй аз меҳри дӯст,
Не, маозаллаҳ, қиёси дӯст аз душман макун.

[1] Душманӣ.

То равон дорад, равон дорам ҳадисаш бар забон,
Сангдил гӯяд, ки ёди ёри симинтан макун.
Мурдан андар кӯи ишқ аз зиндагонӣ хуштар аст,
То намирӣ, дасти меҳраш кӯтаҳ аз доман макун.
Шоҳид оина-сту ҳар касро, ки шакле хуб нест,
Гӯ, нигаҳ бисёр дар оинаи равшан макун.
Саъдиё, бо соиди симин нашояд панҷа кард,
Гарчи бозу сахт дорӣ, зӯр бо оҳан макун.

469

Гувоҳӣ амин аст бар дарди ман,
Сиришки равон бар рухи зарди ман.
Бибахшой бар нолаи андалеб,
Ало, эй гули нозпарварди ман,
Ки ҳар дам бад-ин навъ бошад фироқ,
Ба назди ту бод оварад гарди ман.
Кӣ дидаст ҳаргиз чунин оташе,
К-аз ӯ мебарояд дами сарди ман?!
Фиғони ман аз дасти ҷаври ту нест,
Ки аз толиъи модароварди ман.
Ман андархури бандагӣ нестам,
В-аз андоза берун ту дарх(в)арди ман.
Бадандеши нодон, ки матруд бод,
Надонам, чӣ мехоҳад аз тарди ман.
В-агар худ ман онам, ки инам сазост,
Бибихшу магир, эй ҷавонмарди ман.
Ту маъзур дорӣ ба инъоми хеш,
Агар заллате[1] омад аз карди ман.
Ту дарде надорӣ, ки дардат мабод,
Аз он раҳматат нест бар дарди ман.

[1] Лағзиш.

470

Эй рӯи ту роҳати дили ман,
Чашми ту чароғи манзили ман.
Обест муҳаббати ту, гӯӣ,
К-омехтаанд бо дили ман.
Шодам ба ту, марҳабо ва аҳло,
Эй бахти саъиди муқбили ман.
Бо ту ҳама баргҳо муҳайёст,
Бе ту ҳама ҳеч ҳосили ман.
Гӯӣ, ки нишастаӣ шабу рӯз,
Ҳар ҷо, ки туӣ муқобили ман.
Гуфтам, ки магар ниҳон бимонад,
Он-ч аз ғами туст бар дили ман.
Баъд аз ту ҳазор навбат афсӯс,
Бар даври ҳаёти ботили ман.
Ҳар ҷо, ки ҳикоятею ҷамъе,
Ҳангомаи тусту маҳфили ман.
Гар теғ занад ба дасти симин,
То хун чакад аз мафосили ман,
Касро ба қисоси ман магиред,
К-аз ман биҳил аст қотили ман.

471

Ваҳ, ки ҷудо намешавад нақши ту аз хаёли ман,
То чӣ шавад ба оқибат дар талаби ту ҳоли ман.
Нолаи зеру зори ман зортар аст ҳар замон,
Баски ба ҳаҷр медиҳад ишқи ту гӯшмоли ман.
Нури ситорагон ситад рӯи чу офтоби ту,
Дастнамои халқ шуд қомати чун ҳилоли ман.
Партави нури рӯи ту ҳар нафасе ба ҳар касе
Мерасаду намерасад навбати иттисоли ман.
Хотири ту ба хуни ман рағбат агар чунин кунад,
Ҳам ба муроди дил расад хотири бадсиголи ман.
Баргузарию нангарӣ, боз нигар, ки бигзарад
Фақри ману ғанои ту, ҷаври ту в-эҳтимоли ман.

Чарх шунид нолаам, гуфт, манол, Саъдиё,
К-оҳи ту тира мекунад оинаи ҷамоли ман.

472

Эй ба дидори ту равшан чашми оламбини ман,
Охират, раҳме наёяд бар дили мискини ман?
Сӯзнок афтода чун парвонаам дар пои ту,
Худ намесӯзад дилат чун шамъ бар болини ман.
То туро дидам, ки дорӣ Сунбула бар Офтоб,
Осмон ҳайрон бимонд аз ашки чун Парвини ман.
Гар баҳору лолаву насрин нарӯяд, гӯ, марӯй,
Парда бардор, эй баҳору лолаву насрини ман!
Гар ба раъноӣ бурун ой, дареғо, сабру ҳуш,
В-ар ба шӯхӣ дархиромӣ, войи ақлу дини ман!
Хор то кай? Лолае дар боғи уммедам нишон,
Захм то кай? Марҳаме бар ҷони дардогини ман!
На умед аз дӯстон дорам, на бим аз душманон,
То қаландарвор шуд дар кӯи ишқ оини ман.
Аз турушрӯии душман в-аз ҷавоби талхи дӯст
Кам нагардад шӯриши табъи суханширини ман.
Халқро бар нолаи ман раҳмат омад чанд бор,
Худ нагӯӣ, чанд нолад Саъдии мискини ман?!

473

Дӣ ба чаман баргузашт сарви сухангӯи ман,
То накунад гул ғурур ранги ману бӯи ман.
Барги гули лаъл буд шоҳиди базми баҳор,
Оби гулистон бибурд шоҳиди гулрӯи ман.
Шуд сипар аз дасти ақл то зи камини итоб,
Теғи ҷафо баркашид турки зиреҳмӯи ман.
Соъиди дил чун надошт қуввати бозуи сабр,
Дасти ғамаш даршикаст panҷаи нерӯи ман.
Ишқ ба тороҷ дод рахти сабурии дил,
Менаканад бахти шӯр хайма зи паҳлӯи ман.
Кардаам аз роҳи ишқ чанд гузар сӯи ӯ,
Ӯ ба тафаззул накард ҳеч нигаҳ сӯи ман.

Ҷавр кашам бандавор, в-ар кушадам, ҳоким аст,
Хиракушӣ кори ӯст, боркашӣ хӯи ман.
Эй гули хушбӯи ман, ёд кунӣ баъд аз ин,
Саъдии бечора буд булбули хушгӯи ман?!

474

Нишони бахти баланд асту толиъи маймун
Алассабоҳ назар бар ҷамоли рӯзафзун.
Алалхусус касеро, ки табъ мавзун аст,
Чӣ гуна дӯст надорад шамоили мавзун?
Гар обрӯй бирезад миёни анҷуманат,
Ба дасти дӯст ҳалол аст, агар бирезад хун.
Мисоли ошиқу маъшуқ шамъу парвона-ст,
Сари ҳалок надорӣ, магард пиромун.
Бисӯхт Маҷнун дар ишқи сурати Лайлӣ,
Аҷаб, ки Лайлиро дил насӯхт бар Маҷнун.
Чӣ гуна васфи ҷамолаш кунам, ки ҳайронро
Маҷоли нутқ набошад, ки бозгӯяд чун.
Ҳамин тағайюри[1] берун далели ишқ бас аст,
Ки дар ҳадис намегунҷад иштиёқи дарун.
Агар касе нафасе аз замони суҳбати дӯст
Ба мулки рӯи замин медиҳад, зиҳӣ, мағбун!
Сухан дароз кашидему ҳамчунон боқист
Ҳадиси дилбари фаттону ошиқи мафтун.
Ҷафои ишқи ту чандон ки мебарад Саъдӣ,
Хаёли васли ту аз сар намекунад берун.

475

Биҳ аст он ё занах, ё себи ширин?
Лаб аст он ё шакар, ё ҷони ширин?
Буте дорам, ки чини абрувонаш
Ҳикоят мекунад бутхонаи Чин.
Аз он соат, ки дидам гӯшвораш,
Зи чашмонам бияфтодаст Парвин.

[1] Дигаргунӣ.

Ҳар он вақте, ки дидораш набинам,
Ҷаҳонам тира бошад бар ҷаҳонбин.
Бо хобе орзумандам, валекин
Сари бедӯст чун бошад ба болин?
Аз обу гил чунин сурат кӣ дидаст?
Таоло холиқул-инсона мин тин[1].
Ғурури некувон бошад на чандон,
Ҷафо бар ошиқон бошад на чандин.
Ман аз меҳре ки дорам, барнагардам,
Туро гар хотири меҳр асту гар кин.
Нигорино, ба шамшерат чӣ ҳоҷат?
Маро худ мекушад дасти нигорин.
Ба дасти дӯстон-бар кушта будан
Зи дунё рафтане бошад ба тамкин.
Бикуш, то айбгиронам нагӯянд,
Намеояд малах дар чашми шоҳин.
Назар кардан ба хубон дини Саъдист,
Мабод он рӯз, к-ӯ баргардад аз дин!

476

Субҳам аз машриқ баромад боди Наврӯз аз ямин,
Ақлу табъам хира гашт аз сунъи Раббулъоламин[2].
Бо ҷавонон роҳи саҳро баргирифтам бомдод,
Кӯдаке гуфто: Ту пирӣ, бо хирадмандон нишин!
Гуфтам: Эй ғофил, набинӣ кӯҳ бо чандин виқор,
Ҳамчу тифлон доманаш пурарғавону ёсамин?
Остин бар даст пӯшид аз баҳори барг шох,
Мева пинҳон карда аз хуршеду маҳ дар остин.
Бод гулҳоро парешон мекунад ҳар субҳдам,
З-он парешонӣ магар дар рӯи об афтода чин?
Навбаҳор аз ғунча берун шуд ба яктӯ пираҳан,
Бедмушк андохт то дигар зимистон пӯстин.
Ин насими хоки Шероз аст ё мушки Хутан,
Ё нигори ман парешон карда зулфи анбарин?

[1] Офарандаи инсон бартар аз гил аст.
[2] Офариниши парвардигори ҷаҳониён.

Бомдодаш бин, ки сар аз хоби нӯшин бар кунад,
Гар надидӣ сеҳри Бобил дар нигористони Чин.
Гар сараш дорӣ, чу Саъдӣ сар бинеҳ мардонавор,
Бо чунин маъшуқ натвон бохт ишқ, илло чунин.

477

Чӣ рӯю мӯю буногӯшу хатту хол аст ин?
Чӣ қадду қомату рафтору эътидол аст ин?
Касе, ки дар ҳама умр ин сифат мутолиа кард,
Ба дигаре нигарад ё ба худ, муҳол аст ин.
Камоли ҳусни вуҷудат зи ҳар кӣ пурсидам,
Ҷавоб дод, ки дар ғояти камол аст ин.
Намози шом ба бом ар касе нигоҳ кунад
Дар абрувони ту, гӯяд, магар ҳилол аст ин?
Лабат ба хуни азизон ки мехурӣ, лаъл аст,
Ту худ бигӯй, ки хун мехурӣ, ҳалол аст ин?
Чунон ба ёди ту шодам, ки фарқ менакунам,
Зи дӯстӣ, ки фироқ аст ё висол аст ин.
Шабе хаёли ту, гуфтам, ки бинам андар хоб,
Вале зи фикри ту хоб оядам? Хаёл аст ин.
Дарознои шаб аз чашми дардмандон пурс,
Азизи ман, ки шабе ё ҳазор сол аст ин?
Қалам ба ёди ту дур мечаконад аз дастам,
Мидод[1] нест, к-аз ӯ меравад, зулол аст ин.
Касон ба ҳоли парешони Саъдӣ аз ғами ишқ
Занах зананду надонанд, то чӣ ҳол аст ин.

478

Эй чашми ту дилфиребу ҷоду,
Дар чашми ту хира чашми оҳу.
Дар чашми манию ғоиб аз чашм,
З-он чашм ҳамекунам ба ҳар сӯ.
Сад чашма зи чашми ман кушояд,
Чун чашм барафканам бар он рӯ.

[1] Дуда, мураккаб, сиёҳии давот.

Чашмам бастӣ ба зулфи дилбанд,
Ҳушам бурдӣ ба чашми ҷоду.
Ҳар шаб чу чароғ чашм дорам,
То чашми ману чароғи ман ку?
Ин чашму даҳону гардану гӯш
Чашмат марасоду дасту бозу!
Маҳ гарчи ба чашми халқ зебост,
Ту хубтарӣ ба чашму абрӯ.
Бо ин ҳама чашм зангии шаб
Чашми сияҳи турост ҳинду.
Саъдӣ, ба ду чашми ту, ки дорад
Чашмею ҳазор дона луълу.

479

Ман аз дасти камондорони абрӯ
Намеёрам гузар кардан ба ҳар сӯ.
Ду чашмам хира монд аз рӯшноӣ,
Надонам, қурси хуршед аст ё рӯ.
Биҳишт аст, ин ки ман дидам, на рухсор,
Каманд аст, он ки вай дорад, на гесӯ.
Лабони лаъл чун хуни кабутар,
Саводи зулф[1] чун парри парасту.
На он сарпанҷа дорад шӯхи айёр,
Ки бо ӯ бартавон омад ба бозу.
Ҳама ҷон хоҳад аз ушшоқи муштоқ,
Надорад санги кӯчак дар тарозу.
Нафасро бӯи хуш чандин набошад,
Магар дар ҷайб[2] дорад нофи оҳу?
Лаби хандони ширинмантиқашро[3]
Нашояд гуфт ҷуз Заҳҳоки ҷоду.
Ғарибе сахт маҳбуб уфтодаст
Ба Туркистони рӯяш холи ҳинду.

[1] Сиёҳии гесӯ.
[2] Гиребон.
[3] Ширингуфтор.

Аҷаб, гар дар чаман бар пой хезад,
Ки пешаш сарв наншинад ба зону.
В-агар биншинад андар маҳфили ом,
Дусад фарёд бархезад зи ҳар сӯ.
Ба ёди рӯи гулбӯи гуландом
Ҳама шаб хор дорам зери паҳлӯ.
Таҳаммул кун ҷафои ёр, Саъдӣ,
Ки ҷаври некувон занбест маъфу[1].

480

Гуфтам, ба ақл пой барорам зи банди ӯ,
Рӯи халос нест ба ҷаҳд аз каманди ӯ.
Муставҷиби маломатӣ, эй дил, ки чанд бор
Ақлат бигуфту гӯш накардӣ ба панди ӯ.
Он бӯстони меваи ширин, ки дасти ҷаҳд
Душвор мерасад ба дарахти баланди ӯ.
Гуфтам, инони маркаби тозӣ бигирамаш,
Лекин вусул нест ба гарди саманди ӯ.
Сар дар ҷаҳон ниҳодаме аз дасти ӯ, валек
Аз шаҳри ӯ чӣ гуна равад шаҳрбанди ӯ?
Чашмам бидӯхт аз ҳама олам ба иттифоқ,
То ҷуз дар ӯ назар накунад мустаманди ӯ.
Гар худ ба ҷои мирваҳа[2] шамшер мезанад,
Мискин магас куҷо равад аз пеши қанди ӯ?
Навмед нестам, ки ҳам ӯ марҳаме ниҳад,
В-арна, ба ҳеч беҳ нашавад дардманди ӯ.
Ӯ худ магар ба лутф худовандие кунад,
В-арна, зи мо чӣ бандагӣ ояд писанди ӯ?
Саъдӣ, чу сабр аз ӯт муяссар намешавад,
Авлотар он, ки сабр кунӣ бар газанди ӯ.

[1] Гуноҳест бахшуда.
[2] Бодбизан.

481

Сайди биёбони ишқ чун бихурад тири ӯ,
Сар натавонад кашид пой зи занҷири ӯ.
Гӯ, ба синонам бидӯз ё ба хадангам бизан,
Гар ба шикор омадаст давлати нахҷири ӯ!
Гуфтам, аз осеби ишқ рӯй ба олам ниҳам,
Арсаи олам гирифт ҳусни ҷаҳонгири ӯ.
Бо ҳама тадбири хеш мо сипар андохтем,
Рӯй ба девори сабр, чашм ба тақдири ӯ.
Чораи мағлуб нест, ҷуз сипар андохтан,
Чун натавонад, ки сар даркашад аз тири ӯ.
Куштаи машуқро дард набошад, ки халқ
Зинда ба ҷонанду мо зинда ба таъсири ӯ.
Ӯ ба фиғон омадаст з-ин ҳама таъҷили мо,
Эй аҷабу мо ба ҷон з-ин ҳама таъхири ӯ.
Дар ҳама гетӣ нигоҳ кардаму боз омадам,
Сурати кас хуб нест пеши тасовири ӯ.
Саъдии ширинзабон, ин ҳама шӯр аз куҷо?
Шоҳиди мо оятест, в-ин ҳама тафсири ӯ.
Оташе аз сӯзи ишқ дар дили Довуд буд,
То ба фалак мерасад бонги мазомири ӯ.

482

Ҳар кӣ ба хештан равад, раҳ набарад ба сӯи ӯ,
Биниши мо наёварад тоқати ҳусни рӯи ӯ.
Боғи бунафшаву суман бӯй надорад, эй сабо,
Ғолияе бисоз аз он турраи мушкбӯи ӯ.
Ҳар кас аз ӯ ба қадри хеш орзуе ҳамекунад,
Ҳиммати мо намекунад з-ӯ ба ҷуз орзуи ӯ.
Ман ба каманди ӯ-дарам, ӯ ба муроди хештан,
Гар наравад ба табъи ман, ман биравам ба хӯи ӯ.
Дафъи забони хасмро то нашаванд мутталеъ,
Дида ба сӯи дигарон дораму дил ба сӯи ӯ.
Домани ман ба дасти ӯ рӯзи қиёмат уфтад,
Умр ба нақд меравад дар сари гуфтугӯи ӯ.

Саъдӣ, агар бароядат пой ба санг, дам мазан,
Рӯзи нахуст гуфтамат, сар набарӣ зи кӯи ӯ.

483

Ростӣ гӯям, ба сарве монад ин болои ту,
Дар иборат менаёяд чеҳраи зебои ту.
Чун ту ҳозир мешавӣ, ман ғоиб аз худ мешавам,
Баски ҳайрон мебимонам ваҳм дар симои ту.
Кошкӣ сад чашм аз ин бехобтар будӣ маро,
То назар мекардаме дар манзари зебои ту.
Эй ки дар дил ҷой дорӣ, бар сари чашмам нишин,
К-андар он байғула[1], тарсам, танг бошад ҷои ту.
Гар маломат мекунандам, в-ар қиёмат мешавад,
Банда сар хоҳад ниҳод, он гаҳ зи сар савдои ту.
Дар азал рафтаст моро бо ту пайванде, ки ҳаст,
Ифтиқори мо на имрӯз асту истиғнои ту.
Гар бихонӣ, подшоҳӣ, в-ар биронӣ, бандаем,
Рои мо суде надорад, то набошад рои ту.
Мо қалам дар сар кашидем ихтиёри хешро,
Нафси мо қурбони тусту рахти мо яғмои ту.
Мо саропои туро, эй сарвтан, чун ҷони хеш
Дӯст медорему гар сар меравад дар пои ту.
В-ин қабои санъати Саъдӣ, ки дар вай ҳашв[2] нест,
Ҳадди зебоӣ надорад, хоса бар болои ту.

---

[1] Гӯшае дар хона, гӯшае дур аз ободӣ.
[2] Ҳар чизи зоид ва изофа.

484

Биё, ки дар ғами ишқат мушаввашам бе ту,
Биё, бибин, ки дар ин ғам чӣ нох(в)ашам бе ту.
Шаб аз фироқи ту менолам, эй парирухсор,
Чу рӯз гардад, гӯӣ дар оташам бе ту.
Даме ту шарбати васлам надодаӣ, ҷоно,
Ҳамеша захри фироқат ҳамечашам бе ту.
Агар ту бо мани мискин чунин кунӣ, ҷоно,
Ду поям аз ду ҷаҳон низ даркашам бе ту.
Паём додаму гуфтам, биё, хушам медор,
Ҷавоб додию гуфтӣ, ки ман х(в)ашам бе ту.

485

Эй тароват бурда аз фирдавси аъло рӯи ту,
Нодир аст андар нигористони дунё рӯи ту.
Духтарони Мисрро косид[1] шавад бозори ҳусн,
Гар чу Юсуф парда бардорад ба даъво рӯи ту.
Гарчи аз ангушти Монӣ барнаёяд чун ту нақш,
Ҳар дам ангуште ниҳад бар нақши Монӣ рӯи ту.
Аз гулу моҳу парӣ дар чашми ман зеботарӣ,
Гул зи ман дил бурд ё маҳ, ё парӣ? Не, рӯи ту.
Моҳу Парвин аз хиҷолат рух фурӯ пӯшанд агар,
Офтобосо кунад дар шаб таҷаллӣ рӯи ту.
Мардуми чашмаш бидаррад пардаи аъмо[2] зи шавқ,
Гар дарояд дар хаёли чашми аъмо рӯи ту.
Рӯи ҳар соҳибҷамолеро ба маҳ хондан хатост,
Гар рухеро моҳ бояд хонд боре, рӯи ту.
Расми тақво мениҳад дар ишқбозӣ рои ман,
Кӯси ғорат мезанад дар мулки тақво рӯи ту.
Чун ба ҳар ваҷҳе бихоҳад рафт ҷон аз дасти мо,
Хубтар ваҷҳе бибояд ҷустан, авло рӯи ту.
Чашмам аз зорӣ чу Фарҳод асту Ширин лаъли ту,
Ақлам аз шӯриш чу Маҷнун асту Лайло рӯи ту.

---

[1] Беравнақ, афтода.
[2] Кӯр.

Мулки зебоӣ мусаллам гашт фармони туро,
То чунин хатте музаввар кард иншо рӯи ту.
Доштанд асҳоби хилват ҳарфҳо бар ман зи бад,
То таҷаллӣ кард дар бозори тақво рӯи ту.
Хурда бар Саъдӣ магир, эй ҷон, ки коре хурд нест
Сӯхтан дар ишқу он гаҳ сохтан бе рӯи ту.

486

Он сарви ноз бин, ки чӣ хуш меравад ба роҳ,
В-он чашми оҳувона, ки чун мекунад нигоҳ.
Ту сарв дидаӣ, ки камар баст бар миён,
Ё моҳи чордаҳ, ки ба сар барниҳад кулоҳ?
Гул бо вуҷуди ӯ чу гиёҳ аст пеши гул,
Маҳ пеши рӯи ӯ чу ситора-ст пеши моҳ.
Султонсифат ҳамераваду сад ҳазор дил
Бо ӯ чунон, ки дар паи султон равад сипоҳ.
Гӯянд, аз ӯ ҳазар куну роҳи гурез гир,
Гӯям, куҷо равам, ки надонам гурезгоҳ?!
Аввалназар, ки чоҳи занахдон бидидамаш,
Гӯӣ даруфтод дил аз дасти ман ба чоҳ.
Дил худ дареғ нест, ки аз дасти ман бирафт,
Ҷони азиз бар кафи даст аст, гӯ, бихоҳ!
Эй ҳар ду дида, пой ки бар хок мениҳӣ,
Охир, на бар ду дидаи ман беҳ ки хоки роҳ?
Ҳайф аст аз он даҳан, ки ту дорӣ ҷавоби талх,
В-он синаи сафед, ки дорад дили сиёҳ.
Бечорагон бар оташи меҳрат бисӯханд,
Оҳ аз ту сангдил, ки чӣ номеҳрбонӣ, оҳ!
Шаҳре ба гуфтугӯи ту дар тангнои шавқ
Шаб рӯз мекунанду ту дар хоби субҳгоҳ.
Гуфтам, бинолам аз ту ба ёрону дӯстон,
Бошад, ки дасти зулм бидорӣ зи бегуноҳ.
Бозам ҳифоз домани ҳиммат гирифту гуфт:
Аз дӯст ҷуз ба дӯст мабар, Саъдиё, паноҳ!

487

Панҷа бо соъиди симин, ки наяндозӣ, беҳ,
Бо тавонои муарбид накунӣ бозӣ, беҳ.
Чун дилаш додию меҳраш ситадӣ, чора намонд,
Агар ӯ бо ту насозад, ту ба ӯ созӣ, беҳ,
Ҷуз ғами ёр махур, то ғами корат бихурад,
Ту ки бо маслиҳати хеш напардозӣ, беҳ.
Сипари сабр таҳаммул накунад тири фироқ,
Бо камонабру агар ҷанг наёғозӣ, беҳ.
Бо чунин ёр, ки мо ақди муҳаббат бастем,
Гар ҳама моя зиён мекунад, анбозӣ беҳ.
Бандаро бар хати фармони Худованди умур
Сари таслим ниҳодан зи сарафрозӣ беҳ.
Гар чу чангам бизанӣ, пеши ту сар бар накунам,
Инчунин ёри вафодор, ки бинвозӣ, беҳ.
Ҳеч шак нест ба тири аҷал, эй ёри азиз,
Ки ман аз пой дароям, чу ту андозӣ, беҳ.
Маҷлиси мо дигар имрӯз ба бустон монад,
Мутриб аз булбули ошиқ ба хушовозӣ беҳ.
Гӯш бар нолаи мутриб куну булбул бигузор,
Ки нагӯяд сухан аз Саъдии Шерозӣ, беҳ.

488

Эй рухи чун оина афрӯхта,
Алҳазар аз оҳи мани сӯхта!
Ғайрати султони ҷамолат чу боз
Чашми ман, аз ҳар кӣ ҷаҳон, дӯхта.
Ақли куҳан бори ҷафо мекашад
Дам ба дам аз ишқи навомӯхта.
Ваҳ, ки ба якбор пароканда шуд,
Он чи ба умре бишуд андӯхта.
Ғам ба таваллои[1] ту бихридаам,
Ҷон ба таманнои ту бифрӯхта.

[1] Дӯстӣ.

Дар дили Саъдист чароғи ғамат
Машъалае то абад афрӯхта.

489

Эй боғи ҳусн чун ту ниҳоле наёфта,
Рухсораи замин чу ту холе наёфта.
Тобандатар зи рӯи ту моҳе надида чарх,
Хуштар зи абруи ту ҳилоле наёфта.
Бар даври орази ту назар карда офтоб,
Худро латофатею ҷамоле наёфта.
Чархи мушаъбид аз рухи ту дилфиребтар
Дар зери ҳафт парда хаёле наёфта.
Худро ба зери чангули шоҳини ишқи ту
Анқои сабри ман пару боле наёфта.
То кай зи дарди ишқи ту нолад равони ман,
Рӯзе ба лутф аз ту мисоле наёфта?
Афтода дар забони халоиқ ҳадиси ман,
Бо ту ба як ҳадис маҷоле наёфта.
Зоил шавад, ҳар он чи ба куллӣ камол ёфт,
Умрам завол ёфт, камоле наёфта.
Гулбарги айши ман ба чӣ уммед бишкуфад,
Аз бӯстони васл шамоле наёфта?
Саъдӣ ҳазор ҷома ба рӯзе қабо кунад,
Як меҳрбонӣ аз ту ба соле наёфта.

490

Сармаст буте латифи сода
Дар даст гирифта ҷоми бода.
Дар маҷлиси базми боданӯшон
Баста камару қабо кушода.
Афтода замин ба ҳазрати ӯ,
Гардун-ш ба хидмат истода.
Хуршеду маҳаш зи хубрӯӣ
Сар бар хати бандагӣ ниҳода.
Хуршед, ки шоҳи осмон аст,
Дар арсаи ҳусни ӯ пиёда.

Ваҳ-ваҳ, ки бузургвор ҳурест,
Аз равзани ҷаннат уфтода.
Лаълаш чу ақиқ гавҳарогин,
Зулфаш чу каманд тобдода.
Дар гулшани бӯстони рӯяш
Зангибачагон зи моҳ зода.
Саъдӣ нарасад ба ёр ҳаргиз,
К-ӯ шармгин асту ёри сода.

491

Эй ёри ҷафокардаи пайвандбурида,
Ин буд вафодорию аҳди ту надида.
Дар кӯи ту маъруфаму аз рӯи ту маҳрум,
Гурги даҳанолудаи Юсуфнадарида.
Мо ҳеч надидему ҳама шаҳр бигуфтанд
Афсонаи Маҷнуни ба Лайлӣ нарасида.
Дар хоб газида лаби ширини гуландом,
Аз хоб набошад, магар ангушти газида.
Бас дар талабат кӯшиши бефоида кардем,
Чун тифли давон дар паи гунҷишки парида.
Мурғи дили соҳибназарон сайд накардӣ,
Илло ба камонмуҳраи абрӯи хамида.
Майлат ба чӣ монад? Ба хиромидани товус,
Ғамза-т ба нигаҳ кардани оҳуи рамида.
Гар пой бадар мениҳам аз нуқтаи Шероз,
Раҳ нест, ту пиромани ман ҳалқа кашида.
Бо дасти булӯрини ту панҷа натавон кард,
Рафтем дуо гуфтаву дашном шунида.
Рӯи ту мабинод дигар дидаи Саъдӣ,
Гар дида ба кас боз кунад рӯи ту дида!

492

Мебарзанад зи машриқ шамъи фалак забона,
Эй соқии сабӯҳӣ, дардеҳ маи шабона!
Ақлам бидузд лахте, чанд ихтиёри дониш?
Ҳушам бибар замоне, то кай ғами замона?
Гар санги фитна борад, фарқи манаш сипар кун,
В-ар тири таъна ояд, ҷони манаш нишона.
Гар май ба ҷон диҳандат, бистон, ки пеши доно
З-оби ҳаёт беҳтар хоки шаробхона.
Он кӯза бар кафам неҳ, к-оби ҳаёт дорад,
Ҳам таъми нор дорад, ҳам ранги нордона.
Сӯфӣ чӣ гуна гардад гирди шароби софӣ?
Гунҷишкро нагунҷад анқо дар ошёна.
Девонагон натарсанд аз савлати қиёмат,
Бишкебад аспи чӯбин аз сайфу[1] тозиёна.
Сӯфию кунҷи хилват, Саъдию тарфи саҳро,
Соҳибҳунар нагирад бар беҳунар баҳона.

493

Хилофи сарвро рӯзе хиромон сӯи бустон ой,
Даҳон чун ғунча бикшою чу гулбун дар гулистон ой.
Дамодам ҳуриён аз хулди ризвон мефиристандат,
Ки эй ҳурии инсонӣ, даме дар боғи ризвон ой!
Гарат андеша мебошад зи бадгӯёни бемаънӣ,
Чу маънӣ миъҷаре[2] барбанду чун андеша пинҳон ой.
Дилам гирди лаби лаълат Сикандарвор мегардад,
Нагӯӣ, к-охир, эй мискин, фарози оби ҳайвон ой.
Чу Ақраб[3] душманон дорию ман бо ту чу Мизонам[4],
Барои маслиҳат, моҳо, зи Ақраб сӯи Мизон ой.
Ҷаҳоне ишқбозонанд дар аҳди сари зулфат,

[1] Шамшер.
[2] Рӯсарӣ, рӯймол.
[3] Номи бурҷҳои осмонӣ.
[4] Номи бурҷҳои осмонӣ.

Раҳо кун роҳи бадаҳдию андар аҳди эшон ой.
Хушомад нест Саъдиро дар ин зиндони ҷисмонӣ,
Агар ту якдилӣ бо ӯ, чу ӯ дар олами ҷон ой!

494

Қимати гул биравад, чун ту ба гулзор ойӣ,
В-оби ҳайвон бичакад, чун ту ба гуфтор ойӣ.
Ин ҳама ҷилваи товусу хиромидани кабк
Бори дигар накунад, гар ту ба рафтор ойӣ.
Чанд бор, охират, эй дил, ба насиҳат гуфтам?
Дида бардӯз, набояд ки гирифтор ойӣ.
Маҳ чунин хуб набошад, ту магар хуршедӣ?
Дил чунин сахт набошад, ту магар хоройӣ?
Гар ту сад бор биёӣ ба сари куштаи ишқ,
Чашм бошад мутарассид[1], ки дигар бор ойӣ.
Сипар аз теғи ту дар рӯй кашидан наҳӣ аст,
Ман хусумат накунам, гар ту ба пайкор ойӣ.
Кас намонад, ки ба дидори ту волеҳ[2] нашавад,
Чун ту, луъбат, зи паси парда падидор ойӣ.
Дигар, эй бод, ҳадиси гулу сунбул накунӣ,
Гар бар он сунбули зулфу гули рухсор ойӣ.
Дӯст дорам, ки касат дӯст надорад ҷуз ман,
Ҳайф бошад, ки ту дар хотири ағёр ойӣ.
Саъдиё, духтари анфоси ту бас дил бибарад,
Ба чунин сурату маънӣ, ки ту меоройӣ.

495

Хуррам он рӯз, ки чун гул ба чаман боз ойӣ,
Ё ба бустон ба дари ҳуҷраи ман боз ойӣ.
Гулбуни айши ман он рӯз шукуфтан гирад,
Ки ту чун сарви хиромон ба чаман боз ойӣ.
Шамъи ман, рӯз наёмад, ки шабам бифрӯзӣ?
Ҷони ман, вақт наёмад, ки ба тан боз ойӣ?
Оби талх аст мудомам чу суроҳӣ дар ҳалқ,

[1] Умедвор, мунтазир.
[2] Шефта, шайдо.

То ту як рӯз чу соғар ба даҳан боз ой.
Кай ба дидори ман, эй меҳргусил, бархезӣ?
Кай ба гуфтори ман, эй аҳдшикан, боз ойӣ?
Мурғи сер омадаӣ аз қафаси суҳбату ман
Доми зорӣ биниҳам, бу, ки ба ман боз ойӣ.
Ман худ он бахт надорам, ки ба ту пайвандам,
На, ту он лутф надорӣ, ки ба ман боз ойӣ.
Саъдӣ он дев набошад, ки ба афсун биравад,
Ҳечат афтад, ки чу мардум ба сухан боз ойӣ?

496

То каям интизор фармойӣ?
Вақт н-омад, ки рӯй бинмойӣ?
Агарам зинда боз хоҳӣ дид,
Ранҷа шав, пештар чаро н-ойӣ?
Умр кӯтаҳтар аст аз он, ки ту низ
Дар дарозии ваъда афзойӣ.
Аз ту кай бар хурам, ки дар ваъда
Сипарӣ гашт аҳди барнойӣ.
Нарасидем дар туву нарасад
Ҳеч бечораро шикебойӣ.
Ба сари роҳат оварам ҳар шаб
Дидаи дар видоъ биноӣ.
Рӯзи ман шаб шавад, шабам чун рӯз,
Чун бибандӣ ниқобу бикшойӣ.
Бар рухи Саъдӣ аз хаёли ту дӯш
Заргарӣ буду симполойӣ.

497

Ту аз ҳар дар ки боз ой ба ин хубию зебоӣ,
Даре бошад, ки аз раҳмат ба рӯи халқ бикшоӣ.
Маломатгӯи беҳосил турунҷ аз даст нашносад,
Дар он маъраз, ки чун Юсуф ҷамол аз парда бин-
моӣ.
Ба зеварҳо биёроянд вақте хубрӯёнро,
Ту симинтан, чунон хубӣ, ки зеварҳо биёроӣ.
Чу булбул рӯи гул бинад, забонаш дар ҳадис ояд,
Маро дар рӯят аз ҳасрат фурӯ бастаст гӯёӣ.
Ту бо ин ҳусн натвонӣ, ки рӯй аз халқ дарпӯшӣ,
Ки ҳамчун офтоб аз ҷому ҳур аз ҷома пайдоӣ.
Ту соҳибмансабӣ, ҷоно, зи мискинон наяндешӣ,
Ту хоболудаӣ, бар чашми бедорон набахшоӣ.
Гирифтам, сарви озодӣ, на аз мои маъин зодӣ,
Макун бегонагӣ бо мо, чу донистӣ, ки аз моӣ.
Дуое гар намегӯӣ, ба дашноме азизам кун,
Ки гар талх аст, ширин аст, аз он лаб ҳар чӣ фармоӣ.
Гумон аз ташнагӣ бурдам, ки дарё то камар бошад,
Чу поёбам бирафт, акнун бидонистам, ки дарёӣ.
Ту хоҳӣ, остин афшону хоҳӣ, рӯй дар ҳам каш,
Магас ҷое нахоҳад рафтан аз дуккони ҳалвоӣ.
Қиёмат мекунӣ, Саъдӣ, бад-ин ширин сухан гуфтан,
Мусаллам нест тӯтиро дар айёмат шакархоӣ.

498

Ту бо ин лутфи табъу дилрабоӣ
Чунин сангиндилу саркаш чароӣ?
Ба як бор аз ҷаҳон дил дар ту бастам,
Надонистам, ки паймонам напоӣ.
Шаби торики ҳиҷронам бифарсуд,
Яке аз дар дарой, эй рӯшноӣ!
Саре дорам муҳайё бар кафи даст,
Ки дар поят фишонам, чун дароӣ.
Хатои маҳз бошад бо ту гуфтан
Ҳадиси ҳусни хубони хитоӣ.

Нигоре сахт маҳбубию матбӯъ,
Валекин сустмеҳру бевафоӣ.
Дило, гар ошиқӣ, доим бар он бош,
Ки сахтӣ бинию ҷавр озмоӣ.
В-агар тоқат надорӣ ҷаври маҳдум,
Бирав, Саъдӣ, ки хидматро нашоӣ.

499

Ту паризода, надонам, зи куҷо меоӣ,
К-одамизода набошад ба чунин зебоӣ.
Рост хоҳӣ, на ҳалол аст, ки пинҳон доранд
Мисли ин рӯю нашояд, ки ба кас бинмоӣ.
Сарв бо қомати зебои ту дар маҷлиси боғ
Натавонад, ки кунад даъвии ҳамболоӣ.
Дар саропои вуҷудат ҳунаре нест, ки нест,
Айбат он аст, ки бар банда намебахшоӣ.
Ба Худо бар ту, ки хуни мани бечора марез,
Ки ман он қадр надорам, ки ту даст олоӣ[1].
Бе рухат чашм надорам, ки ҷаҳоне бинам,
Ба ду чашмат, ки зи чашмам марав, эй зебоӣ!
На маро ҳасрати ҷоҳ асту на надешаи мол,
Ҳама асбоб муҳайёст, ту дармебоӣ[2].
Бар ман аз дасти ту чандон ки ҷафо меояд,
Хуштару хубтар андар назарам меоӣ.
Дигаре нест, ки меҳри ту дар ӯ шояд баст,
Чора баъд аз ту надонем, ба ҷуз танҳоӣ.
В-ар ба хорӣ зи дари хеш биронӣ моро,
Ҳамчунон шукр кунемат, ки азизи моӣ.
Ман аз ин дар ба ҷафо рӯй нахоҳам печид,
Гар бибандӣ ту ба рӯи ману гар бикшоӣ.
Чӣ кунад доъии давлат, ки қабулаш накунанд,
Мо ҳарисем ба хидмат, ту намефармоӣ.
Саъдиё, духтари анфоси ту бас дил бибарад,

[1] Олуда кунӣ.
[2] Мавриди эҳтиёҷ ҳастӣ, заруру лозим ҳастӣ.

Ба чунин зевари маънӣ, ки ту меорой.
Боди Наврӯз, ки бӯи гулу сунбул дорад,
Лутфи ин бод надорад, ки ту мепаймой.

500

Чӣ рӯй аст он, ки дидораш бибурд аз ман шишебой,
Гувоҳӣ медиҳад сурат бар ахлоқаш ба зебой.
Нигорино, ба ҳар тундӣ ки мехоҳӣ, ҷавобам деҳ,
Агар талх иттифоқ афтад, ба ширинӣ бияндой.
Дигар чун ношикебое бибинам, содиқаш хонам,
Ки ман дар нафси хеш аз ту намебинам шикебой.
Аз ин пас айби шайдоён нахоҳам карду мискинон,
Ки донишманд аз ин сурат барорад сар ба шайдой.
Чунонам дар дилӣ ҳозир, ки ҷон дар ҷисму хун дар раг,
Фаромӯшам наӣ, вақте ки дигар вақт ёд ой.
Шабе хуш ҳар кӣ мехоҳад, ки бо ҷонон ба рӯз орад,
Басе шаб рӯз гардонад ба торикию танҳой.
Биёр, эй луъбати соқӣ, бигӯй, эй кӯдаки мутриб,
Ки сӯфӣ дар самоъ омад, дутой кард яктой.
Сухан пайдо бувад, Саъдӣ, ки ҳаддаш то куҷо бошад,
Забон даркаш, ки манзурат надорад ҳадди зебой.

501

Хабарат хоробтар кард ҷароҳати ҷудой,
Чӣ хаёл оби равшан, ки ба ташнагон намой.
Ту чӣ армағоне орӣ, ки ба дӯстон фиристӣ?
Чӣ аз ин беҳ армағоне, ки ту хештан биёӣ?
Бишудию дил бибурдию ба дасти ғам супурдӣ,
Шабу рӯз дар хаёлию надонамат куҷой?
Дили хешро бигуфтам, чу ту дӯст мегирифтам,
На аҷаб, ки хубрӯён бикунанд бевафой.
Ту ҷафои худ бикардию на ман наметавонам,
Ки ҷафо кунам, валекин на ту лоиқи ҷафой.
Чӣ кунанд, агар таҳаммул накунанд зердастон?
Ту ҳар он ситам, ки хоҳӣ, бикунӣ, ки подшой.
Сухане ки бо ту дорам, ба насими субҳ гуфтам,
Дигаре намешиносам, ту бибар, ки ошной.

Ман аз он гузаштам, эй ёр, ки бишнавам насиҳат,
Бирав, эй фақеҳу моро мафурӯш порсоӣ.
Ту ки гуфтаӣ, тааммул накунам ҷамоли хубон,
Бикунӣ, агар чу Саъдӣ назаре биёзмоӣ.
Дари чашми бомдодон ба биҳишт баркушудан
На чунон латиф бошад, ки ба дӯст баркушоӣ.

502

Даричае зи биҳишташ ба рӯй бикшоӣ,
Ки бомдоди пагоҳаш ту рӯй бинмоӣ.
Ҷаҳон шаб асту ту хуршеди оламороӣ,
Сабоҳи муқбил он, к-аз дараш ту боз оӣ.
Беҳ аз ту модари гетӣ ба умри худ фарзанд
Наёварад, ки ҳамин буд ҳадди зебоӣ.
Ҳар он ки бо ту висолаш даме муяссар шуд,
Муяссараш нашавад баъд аз он шикебоӣ.
Даруни пираҳан аз ғояти латофати чашм
Чу оби софӣ дар обгина пайдоӣ.
Маро маҷоли сухан беш дар баёни ту нест,
Камоли ҳусн бибандад забони гӯёӣ.
Зи гуфтугӯи авом эҳтироз мекардам,
К-аз ин сипас бинишинам ба кунҷи танҳоӣ.
Вафои суҳбати ҷонон ба гӯши ҷонам гуфт:
На ошиқӣ, ки ҳазар мекунӣ зи расвоӣ.
Гузашт бар ман аз осеби ишқат, он чи гузашт,
Ҳанӯз мунтазирам, то чӣ ҳукм фармоӣ.
Дурӯза боқии умрам фидои ҷони ту бод,
Агар бикоҳию дар умри худ бияфзоӣ.
Гар ӯ назар накунад, Саъдиё, ба чашми навохт,
Ба дасти саъйи ту бод аст, то напаймоӣ!

503

Гарам роҳат расонӣ, в-ар газоӣ[1],
Муҳаббат бар муҳаббат мефазоӣ.
Ба шамшер аз ту бегона нагардам,
Ки ҳаст аз дер гаҳ боз ошноӣ.
Ҳама мурғон халос аз банд хоҳанд,
Ман аз қайдат намехоҳам раҳоӣ.
Уқубат ҳар-ч аз он душвортар нест,
Бар онам сабр ҳаст, илло ҷудоӣ.
Агар бегонагон ташриф бахшанд,
Ҳанӯз аз дӯстон хуштар гадоӣ.
Манам, ҷонову ҷоне бар лаби шавқ,
Бидеҳ, гар бӯсае дорӣ баҳоӣ.
Касоне айби мо бинанду гӯянд,
Ки рӯҳонӣ надонанд аз ҳавоӣ.
Ҷамеъи порсоён, гӯ, бидонанд,
Ки Саъдӣ тавба кард аз порсоӣ.
Чунон аз хамру замру ною ноқус
Наметарсам, ки аз зуҳди риёӣ.

504

Муштоқи туам бо ҳама ҷаврею ҷафое,
Маҳбуби манӣ бо ҳама ҷурмею хатое.
Ман худ ба чӣ арзам, ки таманнои ту варзам?
Дар ҳазрати султон кӣ барад номи гадое?
Соҳибназарон лофи муҳаббат написанданд,
В-он гаҳ сипар андохтан аз тири балое.
Бояд ки саре дар назараш ҳеч наярзад,
Он кас, ки ниҳад дар талаби васли ту пое.
Бедоди ту адл асту ҷафои ту каромат,
Дашноми ту хуштар, ки зи бегона дуое.
Ҷуз аҳду вафои ту, ки маҳлул нагардад,
Ҳар аҳд, ки бастам, ҳавасе буду ҳавое.

[1] Осебрасонӣ.

Гар даст диҳад давлати онам, ки сари хеш
Дар пои саманди ту кунам наълбаҳое,
Шояд ки ба хун бар сари хокам бинависанд:
Ин буд, ки бо дӯст ба сар бурд вафое.
Хун дар дили озурда ниҳон чанд бимонад?
Шак нест, ки сар бар кунад ин дард зи ҷое.
Шарти карам он аст, ки бо дард бимирӣ,
Саъдию нахоҳӣ зи дари халқ давое.

505

Ман надонистам аз аввал, ки ту бемеҳру вафоӣ,
Аҳд нобастан аз он беҳ, ки бибандию напоӣ.
Дӯстон айб кунандам, ки чаро дил ба ту додам,
Бояд аввал ба ту гуфтан, ки чунин хуб чароӣ?
Эй ки гуфтӣ, марав андар паи хубони замона,
Мо кучоем дар ин баҳри тафаккур, ту кучоӣ?
Он на хол асту занахдону сари зулфи парешон,
Ки дили аҳли назар бурд, ки сиррест худоӣ.
Парда бардор, ки бегона худ ин рӯй набинад,
Ту бузургию дар оинаи кӯчак нанамоӣ.
Ҳалқа бар дар натавонам задан аз биму рақибон,
Ин тавонам, ки биёям ба маҳаллат ба гадоӣ.
Ишқу дарвешию ангуштнамоию маломат
Ҳама саҳл аст, таҳаммул накунам бори ҷудоӣ.
Рӯзи саҳрову самоъ асту лаби ҷӯю тамошо,
Дар ҳама шаҳр диле нест, ки дигар бирабоӣ.
Гуфта будам, чу биёӣ, ғами дил бо ту бигӯям,
Чӣ бигӯям, ки ғам аз дил биравад, чун ту биёӣ.
Шамъро бояд аз ин хона бурун бурдану куштан,
То ба ҳамсоя нагӯяд, ки ту дар хонаи моӣ.
Саъдӣ он нест, ки ҳаргиз зи камандат бигурезад,
Ки бидонист, ки дар банди ту хуштар, ки раҳоӣ.
Халқ гӯянд, бирав, дил ба ҳавои дигаре деҳ,
Накунам, хоса дар айёми Атобак дуҳавоӣ.

506

На ман танҳо гирифторам ба доми зулфи зебое,
Ки ҳар кас бо диломе саре доранду савдое.
Қарини ёри зеборо чӣ парвои чаман бошад?
Ҳазорон сарви бустонӣ фидои сарвболе.
Маро нисбат ба шайдоӣ кунад моҳи парипайкар,
Ту дил бо хештан дорӣ, чӣ донӣ ҳоли шайдое?
Ҳамедонам, ки фарёдам ба гӯшаш мерасад, лекин
Малулеро чӣ ғам дорад зи ҳоли ношикебое?
Аҷаб доранд ёронам, ки дасташро ҳамебӯсам,
Надидастанд мискинон сари афтода дар пое.
Агар Фарҳодро ҳосил нашуд пайванд бо Ширин,
На охир ҷони ширинаш баромад дар таманное?
Хирад бо ишқ мекӯшад, ки вайро дар каманд орад,
Валекин барнамеояд заъифе бо таманное.
Маро вақте зи наздикон маломат сахт меомад,
Натарсам дигар аз ёрон, ки афтодам ба дарёе.
Ту хоҳӣ, чашм бар мо гиру хоҳӣ, чашм бар мо кун,
Ки моро бо касе дигар намондаст аз ту парвое.
Напиндорам, ки Саъдиро биёзорию бигзорӣ,
Ки баъд аз сояи лутфат надорад дар ҷаҳон ҷое.
Ман он хоки вафодорам, ки аз ман бӯи меҳр ояд,
В-агар бодам барад чун шеър ҳар ҷузве ба ақсое.

507

Ҳар кас ба тамошое рафтанд ба саҳрое,
Моро, ки ту манзурӣ, хотир наравад ҷое.
Ё чашм намебинад, ё роҳ намедонад,
Ҳар к-ӯ ба вуҷуди худ дорад зи ту парвое.
Девонаи ишқатро ҷое назар афтодаст,
К-он ҷо натавонад рафт андешаи доное.
Уммеди ту берун бурд аз дил ҳама уммеде,
Савдои ту холӣ кард аз сар ҳама савдое.
Зебо нанамояд сарв андар назари ақлаш,
Он к-иш назаре бошад бо қомати зебое.

Гӯянд рафиқонам, дар ишқ чӣ сар дорӣ?
Гӯям, ки саре дорам дарбохта дар пое.
Зинҳор намехоҳам, к-аз куштан амонам деҳ,
То сертарат бинам, як лаҳза мудорое.
Дар Порс, ки то будаст, аз валвала осудаст,
Бим аст, ки бархезад аз ҳусни ту ғавғое.
Ман даст нахоҳам бурд, илло ба сари зулфат,
Гар дастрасӣ бошад як рӯз ба яғмое.
Гӯянд таманное аз дӯст бикун, Саъдӣ,
Ҷуз дӯст нахоҳам кард аз дӯст таманное.

508

Ҳама чашмем, то бурун ой,
Ҳама гӯшем, то чӣ фармой.
Ту на он суратӣ, ки бе рӯят
Мутасаввар шавад шикебой.
Ман зи дасти ту хештан бикушам,
То ту дасте ба хун наёлой.
Гуфта будӣ қиёматам бинанд,
Ин гурӯҳе муҳибби савдой.
В-инчунин рӯи дилситон, ки туρост
Худ қиёмат бувад, ки бинмой.
Мо тамошокунони кӯтаҳдаст,
Ту дарахти баландболой.
Сари мо в-остони хидмати ту,
Гар биронӣ, в-агар бибахшой.
Ҷон ба шукрона додан аз ман хоҳ,
Гар ба инсоф бо миён ой.
Ақл бояд, ки бо салобати ишқ
Накунад панҷаи тавоной.
Ту чӣ донӣ, ки бар ту нагзаштаст
Шаби ҳиҷрону рӯзи танҳой?
Равшанат гардад ин ҳадис чу рӯз,
Гар чу Саъдӣ шабе бипаймой.

509

Эй валвалаи ишқи ту бар ҳар сари кӯе,
Рӯи ту бибурд аз дили мо ҳар ғами рӯе.
Охир, сари мӯе ба тараҳҳум нигар онро,
К-оҳе бувадаш таъбия бар ҳар сари мӯе.
Кам менашавад ташнагии дидаи шӯхам,
Бо ин ки равон кардаам аз ҳар мижа ҷӯе.
Эй ҳар тане аз меҳри ту афтода ба кунҷе,
В-эй ҳар диле аз шавқи ту овора ба сӯе.
Мо як дилу ту шарм надорӣ, ки барой
Ҳар лаҳза ба дастонею[1] ҳар рӯз ба хӯе.
Дар кон набувад чун тани зебои ту симе,
В-аз санг нахезад чу дили сахти ту рӯе.
Бар ҳам назанад дасти хазон базми раёҳин,
Гар бод ба бустон барад аз зулфи ту бӯе.
Бо ин ҳама майдони латофат, ки ту дорӣ,
Саъдӣ чӣ бувад? Дар хами чавгони ту гӯе.

510

Эй хаста дилам дар хами чавгони ту гӯе,
Бефоидаам пеши ту чун беҳудагӯе.
Эй тири ғами ишқи ту ҳар ҷо, ки расида,
Афтода ба захмаш чу камон пушти дутӯе.
Ҳам турфа надорам, агарам featured бознавозӣ,
Зеро ки аҷаб нест накӯӣ зи накӯе.
Саъдӣ, ғамаш аз даст мадеҳ, гар надиҳад даст,
Кай даст диҳад дар ҳама офоқ чун ӯе?

[1] Макр, ҳила.

511

Чӣ ҷурм рафт, ки бо мо сухан намегӯӣ?
Ҷиноят аз тарафи мост ё ту бадхӯӣ?
Ту аз набот гарав бурдаӣ ба ширинӣ,
Ба иттифоқ валекин наботи худрӯӣ.
Ҳазор ҷон ба иродат туро ҳамеҷӯянд,
Ту, сангдил, ба латофат диле намеҷӯӣ.
Валек бо ҳама айб аз ту сабр натвон кард,
Биё, в-агар ҳама бад кардаӣ, ки некӯӣ.
Ту бад магӯй, в-агар низ хотират бошад,
Бигӯй аз он лаби ширин, ки нек мегӯӣ.
Гулам набояду сарвам ба чашм дарн-ояд,
Маро висоли ту бояд, ки сарви гулбӯӣ.
Ҳазор ҷома сипар сохтему ҳам бигузашт
Хаданги ғамзаи хубон зи далқи нуҳтӯӣ.
Ба дасти ҷаҳд нашояд гирифт домани ком,
Агар нахоҳадат, эй нафс, хира мепӯӣ.
Дуруст шуд, ки ба як дил ду дӯст натвон дошт,
Ба тарки хеш бигӯй, эй ки толиби ӯӣ.
Ҳамин ки пой ниҳодӣ бар остонаи ишқ,
Ба даст бош, ки даст аз ҷаҳон фурӯ шӯӣ.
Дарознои шаб аз чашми дардмандон пурс,
Ту қадри об чӣ донӣ, ки бар лаби ҷӯӣ?
Зи хоки Саъдии бечора бӯи ишқ ояд,
Ҳазор сол пас аз маргаш ар биянбӯӣ.

512

Кадом кас ба ту монад, ки гӯямат, ки чун ӯӣ?
Зи ҳар кӣ дар назар ояд, гузаштаӣ ба накӯӣ.
Латифҷавҳаруҷонӣ, ғарибқоматушаклӣ,
Назифҷомавуҷисмӣ, бадеъсуратухӯӣ.
Ҳазор дида чу парвона бар ҷамоли ту ошиқ,
Ғуломи маҷлиси онам, ки шамъи маҷлиси ӯӣ.
Надидам обею хоке бад-ин латофату покӣ,
Ту оби чашмаи ҳайвону хоки ғолиябӯӣ.

Туро ки дард набошад, зи дарди мо чӣ тафовут?
Ту ҳоли ташна надонӣ, ки бар каноран ҷӯӣ.
Сабои равзаи ризвон, надонамат, ки чӣ бодӣ,
Насими ваъдаи ҷонон, надонамат, ки чӣ бӯӣ.
Агар ман аз дили яктӯ бароварам дами ишқе,
Аҷаб мадор, ки оташ дарафтадам ба дутӯӣ.
Ба кас магӯй, ки поям ба санги ишқ баромад,
Ки айб гираду гӯяд, чаро ба фарқ напӯӣ?
Диле ду дӯст нагирад, ду меҳр дил напазирад,
Агар мувофиқи ӯӣ, ба тарки хеш бигӯӣ.
Кунунам оби ҳаёте ба ҳалқи ташна фурӯ кун,
На он гаҳе ки бимирам, ба оби дида бишӯӣ.
Ба ихтиёри ту, Саъдӣ, чӣ илтимос бароят?
Гар ӯ мурод набахшад, ту кистӣ, ки биҷӯӣ?

513

Эй ки шамшери ҷафо бар сари мо охтаӣ,
Душман аз дӯст надониставу нашнохтаӣ.
Ман зи фикри ту ба худ низ намепардозам,
Нозанино, ту дил аз ман ба кӣ пардохтаӣ?
Чанд шабҳо ба ғами рӯи ту рӯз овардам,
Ки ту як рӯз напурсидаву нанвохтаӣ.
Гуфта будам, ки дил аз дасти ту берун орам,
Боз дидам, ки қавӣ панҷа дарандохтаӣ.
То шикоре зи каманди сари зулфат наҷаҳад,
З-абрувону мижаҳо тиру камон сохтаӣ.
Лоҷарам, сайди диле дар ҳама Шероз намонд,
Ки на бо тиру камон аз паи он тохтаӣ.
Моҳу хуршеду парӣ в-одамӣ андар назарат
Ҳама ҳечанд, ки сар бар ҳама афрохтаӣ.
Бо ҳама ҷилваи товусу хиромидани кабк
Айбат он аст, ки бемеҳтар аз фохтаӣ.
Ҳар кӣ мебинадам аз ҷаври ғамат, мегӯяд:
Саъдиё, бар ту чӣ ранҷ аст, ки бигдохтаӣ?
Биmи мот аст дар ин бозии беҳуда маро,
Чӣ кунам? Даст ту бурдӣ, ки дағал бохтаӣ.

514

Эй ки зи дида ғоибӣ, дар дили мо нишастаӣ,
Ҳусни ту ҷилва мекунад, в-ин ҳама парда бастаӣ.
Хотири ом бурдаӣ, хуни хавос хурдаӣ,
Мо ҳама сайд кардаӣ, худ зи каманд ҷастаӣ.
Аз дигаре чӣ ҳосилам, то зи ту меҳр бигсилам?
Ҳам ту, ки хастаӣ дилам, марҳами реши хастаӣ.
Гар ба ҷароҳату алам дил бишикастиям, чӣ ғам?
Мешунавам, ки дам ба дам пеши дили шикастаӣ.

515

Ҳинност, он ки нохуни дилбанд риштаӣ,
Ё хуни бедилест, ки дар банд куштаӣ?
Ман одамӣ ба лутфи ту дигар надидаам,
Ин сурату сифат ки ту дорӣ, фариштаӣ.
В-ин турфатар, ки то дили ман дардманди туст,
Ҳозир набуда як даму ғоиб нагаштаӣ.
Дар ҳеч ҳалқа нест, ки ёдат намеравад,
Дар ҳеч букъа[1] нест, ки тухме накиштаӣ.
Мо дафтар аз ҳикояти ишқат набиштаем,
Ту сангдил, ҳикояти мо дарнаваштаӣ[2].
Зебу фиреби одамиёнро ниҳоят аст,
Ҳурӣ магар, на аз гили одам сириштаӣ.
Аз анбару бунафшаи тар бар сар омадаст,
Он мӯи мушкбӯй, ки дар пой ҳиштаӣ.
Ман дар баёни васфи ту ҳайрон бимондаам,
Ҳаддест ҳуснрову ту аз ҳад гузаштаӣ.
Сар мениҳанд пеши хатат орифони Форс,
Байте магар зи гуфтаи Саъдӣ набиштаӣ?!

[1] Қитъае аз замин.
[2] Навардидаӣ, печидаӣ.

516

Эй суратат зи гавҳари маънӣ хазинае,
Моро зи доғи ишқи ту дар дил дафинае.
Донӣ, ки оҳи сӯхтагонро асар бувад?
Магзор нолае, ки барояд зи синае.
Зевар ҳамон ду риштаи марҷон кифоят аст,
В-аз мӯй дар канору барат анбаринае.
Сар дарнаёварам ба салотини рӯзгор,
Гар ман зи бандагони ту бошам каминае.
Чашме, ки ҷуз ба рӯи ту бар мекунам, хатост,
В-он дам ки бе ту мегузаронам, ғабинае[1].
Тадбир нест ҷуз сипар андохтан, ки хасм
Санге ба даст дораду мо обгинае.
В-онро раво бувад, ки занад лофи меҳри дӯст,
К-аз дил бадар кунад ҳама меҳрею кинае.
Саъдӣ ба покбозию риндӣ масал нашуд,
Танҳо дар ин мадина, ки дар ҳар мадинае.
Шеърաш чу об дар ҳама олам равон шуда,
К-аз Порс меравад ба Хуросон сафинае.

517

Эй ҳусни хат аз дафтари ахлоқи ту бобе,
Ширинӣ аз авсофи ту ҳарфе зи китобе.
Аз бӯи ту дар тоб шавад оҳуи мушкин,
Гар боз кунанд аз шикани зулфи ту тобе.
Бар дидаи соҳибназарон хоб бибастӣ,
Тарсӣ, ки бибинанд хаёли ту ба хобе.
Аз хандаи ширини намакдони даҳонат
Хун меравад аз дил чу намакхурда кабобе.
То узри Зулайхо биниҳад мункири ушшоқ,
Юсуфсифат аз чеҳра барандоз ниқобе.
Бе рӯи туам ҷаннати фирдавс набояд,
К-ин ташнагӣ аз ман набарад ҳеч шаробе.

[1] Мутасаввар, тасаввуршаванда.

Машғули туро гар бигузоранд ба дӯзах,
Бо ёди ту дардаш накунад ҳеч азобе.
Боре ба тариқи карамам бандаи худ хон,
То бишнавӣ аз ҳар буни мӯем ҷавобе.
Дар ман манигар, то дигарон чашм надоранд,
К-аз дасти гадоён натавон кард савобе.
Оби суханам меравад аз табъи чу оташ,
Чун оташи рӯят, ки аз ӯ мечакад обе.
Ёрон хама бо ёру мани хаста талабгор,
Ҳар кас ба сари обею Саъдӣ ба саробе.

518

Ту хуни халқ бирезию рӯй бартобӣ,
Надонамат, чӣ мукофоти ин гунаҳ ёбӣ?!
Тасудду анния фӣ-л-ҷаври ва-н-наво, локин
Алайка қалбия ё ғоята-л-муно собӣ.
Чу андалеб чӣ фарёдҳо, ки медорам,
Ту аз ғурури ҷавонӣ ҳамеша дар хобӣ.
Илал-удоти васалтум ва тасҳабунаҳум,
Ва фӣ видодикуму қад ҳаҷарту аҳбобӣ.
На ҳар кӣ соҳиби ҳусн аст, ҷавр пеша кунад,
Туро чӣ шуд, ки худ андар камини асҳобӣ?
Аҳиббатӣ амарунӣ би тарки зикроҳу,
Лақад атаъту валокинна ҳуббиҳи обӣ.
Ғамат чӣ гуна бипӯшам, ки дида бар рӯят
Ҳаме гувоҳӣ бари ман диҳад ба каззобӣ?!
Маро ту бар сари оташ нишондаӣ, аҷаб он-к
Манам дар оташу аз ҳоли ман ту дар тобӣ.
Ман аз ту сер нагардам, ки соҳибистисқо
На мумкин аст, ки ҳаргиз расад ба серобӣ.

519

Сари он надорад имшаб, ки барояд офтобе,
Чӣ хаёлҳо гузар карду гузар накард хобе.
Ба чӣ дер мондӣ, эй субҳ, ки ҷони ман баромад,
База[1] кардию накарданд муаззинон савобе.
Нафаси хурӯс бигрифт, ки навбате бихонад,
Ҳама булбулон бимурданду намонд ҷуз ғуробе.
Нафаҳоти[2] субҳ, донӣ, зи чӣ рӯй дӯст дорам?
Ки ба рӯи дӯст монад, ки барафканад ниқобе.
Сарам аз Худой хоҳад, ки ба пояш-андар афтад,
Ки дар об мурда беҳтар, ки дар орзуи обе.
Дили ман на марди он аст, ки бо ғамаш барояд,
Магасе куҷо тавонад, ки бияфканад уқобе?
На чунон гуноҳкорам, ки ба душманам супорӣ,
Ту ба дасти хеш фармой, агарам кунӣ азобе.
Дили ҳамчу сангат, эй дӯст, ба оби чашми Саъдӣ,
Аҷаб аст, агар нагардад, ки бигардад осиёбе.
Бирав, эй гадои мискину даре дигар талаб кун,
Ки ҳазор бор гуфтию наёмадат ҷавобе.

520

Кӣ дасти ташна мегирад ба обе?
Худовандони фазл, охир, савобе!
Таваққуъ дорам аз ширин забонат,
Агар талх асту гар ширин ҷавобе.
Ту худ н-оӣ, в-агар оӣ бари ман,
Бад-он монад, ки ганҷе дар харобе.
Ба чашмонат, ки гар заҳрам фиристӣ,
Чунон нӯшам, ки ширинтар шаробе.
Агар сарве ба болои ту бошад,
Набошад бар сари сарв офтобе.
Парирӯй аз назар ғоиб нагардад,
Агар сад бор барбандад ниқобе.

---

[1] Базаҳ, гуноҳ.
[2] Насими хуш.

Бад-он то як нафас рӯят бибинам,
Шабу рӯз орзумандам ба хобе.
Умедам ҳаст, агар атшон намирад,
Ки боз ояд ба ҷӯи рафта обе.
Ҳалоки хештан мехоҳад он боз,
Ки хоҳад панҷа кардан бо уқобе.
Шабе донам, ки дар зиндони ҳиҷрон
Саҳаргоҳам ба гӯш ояд хитобе,
Ки, Саъдӣ, чун фироқи мо кашидӣ,
Нахоҳӣ дид дар дӯзах азобе.

521

Салил масониъа ракбан таҳиму фӣ-л-фалавотӣ,
Ту қадри об чӣ донӣ, ки дар канори Фуротӣ?!
Шабам ба рӯи ту рӯз асту дидаҳо ба ту равшан,
Ва ин ҳаҷарту савоан ашийяти ва ғадотӣ.
Агарчи дер бимондам, умед барнагирифтам,
Маза-з-замону ва қалбӣ яқулу иннака отӣ.
Ман одамӣ ба ҷамолат на дидаму на шунидам,
Агар гулӣ, ба ҳақиқат аҷини оби ҳаётӣ.
Шабони тира умедам ба субҳи рӯи ту бошад,
Ва қад туфатташу айнулҳаёти фӣ-з-зулумотӣ.
Факам тумаррири айшӣ ва анта ҳомилу шаҳдин,
Ҷавоби талх бадеъ аст аз он даҳони наботӣ.
На панҷрӯзаи умр аст ишқи рӯи ту моро,
Ваҷадту роиҳатал вудди ин шамамта руфотӣ.
Васафту кулла малеҳин камо юҳиббу ва ярзо,
Маҳомиди ту чӣ гӯям, ки моварои сифотӣ.
Ахофу минка ва арҷу ва астағису ва адну,
Ки ҳам каманди балоию ҳам калиди наҷотӣ.
Зи чашми дӯст фитодам ба комаи дили душман,
Аҳиббатӣ ҳаҷарунӣ, камо ташоу удотӣ.
Фироқномаи Саъдӣ аҷаб, ки дар ту нагирад,
Ва ин шакавту ила-т-тайри наҳну фӣ-л-вуканотӣ.

522

Ту ҳеч аҳд набастӣ, ки оқибат нашикастӣ,
Маро ба оташи сӯзон нишондию нанишастӣ.
Бинои меҳр намудӣ, ки пойдор намонад,
Маро ба банд бибастӣ, худ аз каманд биҷастӣ.
Дилам шикастию рафтӣ хилофи шарти муваддат[1],
Ба эҳтиёт рав акнун, ки обгина шикастӣ.
Чароғ чун ту набошад ба ҳеч хона, валекин
Кас ин сарой набандад дар, инчунин ки ту бастӣ.
Гарам азоб намоӣ ба доғу дарди ҷудоӣ,
Шиканҷа сабр надорам, бирез хунаму растӣ.
Биё, ки мо сари ҳастию кибриёву руунат[2]
Ба зери пой ниҳодему пой бар сари ҳастӣ.
Гарат ба гӯшаи чашме назар бувад ба асирон,
Давои дарди ман аввал, ки бегуноҳ бихастӣ.
Ҳар он касат, ки бибинад, раво бувад, ки бигӯяд,
Ки ман биҳишт бидидам ба ростию дурустӣ.
Гарат касе бипарастад, маломаташ накунам ман,
Ту ҳам дар оина бингар, ки хештан бипарастӣ.
Аҷаб мадор, ки Саъдӣ, ба ёди дӯст бинолад,
Ки ишқ мӯҷиби шавқ асту хамр иллати мастӣ.

523

Ҳама умр барнадорам сар аз ин хумори мастӣ,
Ки ҳанӯз ман набудам, ки ту дар дилам нишастӣ.
Ту на мисли офтобӣ, ки ҳузуру ғайбат афтад,
Дигарон раванду оянду ту ҳамчунон ки ҳастӣ.
Чӣ ҳикоят аз фироқат, ки надоштам, валекин
Ту чу рӯй боз кардӣ, дари моҷаро[3] бибастӣ.
Назаре ба дӯстон кун, ки ҳазор бор аз он беҳ,
Ки таҳийяте[1] нависию ҳадийяте фиристӣ.

---

[1] Дӯстӣ, муҳаббат.
[2] Худбинӣ, худписандӣ.
[3] Саргузашт, ғавғо.

Дили дардманди моро, ки асири туст, ёро,
Ба висол марҳаме неҳ, чу ба интизор хастӣ.
На аҷаб, ки қалби душман шиканӣ ба рӯзи ҳайҷо,
Ту, ки қалби дӯстонро ба муфориқат шикастӣ.
Бирав, эй фақеҳи доно, ба Худой бахш моро,
Туву зуҳду порсоӣ, ману ошиқию мастӣ.
Дили ҳушманд бояд, ки ба дилбаре супорӣ,
Ки чу қиблает бошад, беҳ аз он ки худпарастӣ.
Чу зимоми бахту давлат на ба дасти ҷаҳд бошад,
Чӣ кунанд, агар забунӣ накунанду зердастӣ?
Гила аз фироқи ёрону ҷафои рӯзгорон
На тариқи туст, Саъдӣ, ками хеш гиру растӣ.

524

Ёро, қадаҳе пур кун аз он доруи мастӣ,
То аз сари сӯфӣ биравад иллати ҳастӣ.
Оқил мутафаккир буваду маслиҳатандеш,
Дар мазҳаби ишқ ою аз ин ҷумла бирастӣ.
Эй фитнаи навхоста аз олами қудрат,
Ғоиб машав аз дида, ки дар дил binишастӣ.
Ороми дилам бистадию дасти шикебам
Бартофтию панҷаи сабрам бишикастӣ.
Аҳволи ду чашми мани бар ҳам наниҳода
Бо ту натавон гуфт ба хоби шаби мастӣ.
Савдозадае, к-аз ҳама олам ба ту пайваст,
Дил нек бидодат, ки дил аз вай бигусастӣ?
Дар рӯи ту, гуфтам, сухане чанд бигӯям,
Рӯ боз кушодию дари нутқ бибастӣ.
Гар бода аз ин хум буваду мутриб аз ин кӯй,
Мо тавба бихоҳем шикастан ба дурустӣ.
Саъдӣ, ғараз аз ҳуққаи тан ояти Ҳаққ аст,
Сад таъбия дар тусту яке бозначустӣ.
Наққоши вуҷуд ин ҳама сурат, ки бипардохт,
То нақш бибинию мусаввир бипарастӣ.

---
[1] Саломy дуруд фиристодан.

525

Агар монанди рухсорат гуле дар бӯстонастӣ,
Заминро аз камолийят шараф бар осмонастӣ.
Чу сарви бӯстонастӣ вуҷуди маҷлисороят,
Агар дар бӯстон сарве сухангӯю равонастӣ.
Нигоринрӯю ширинхӯю анбарбӯю симинтан,
Чӣ хуш будӣ дар оғӯшам, агар ёрои онастӣ.
Ту гӯӣ, дар ҳама умрам муяссар гардад ин давлат,
Ки ком аз умр баргирам, в-агар худ як замонастӣ.
Ҷуз ин айбат намедонам, ки бадаҳдию сангиндил,
Диломе бад-ин хубӣ дареғ, ар меҳрбонастӣ.
Шакар дар коми ман талх аст бе дидори ширинаш,
В-агар ҳалво, бад-он монад, ки заҳраш дар миёнастӣ.
Даме дар суҳбати ёре малакхӯи парипайкар,
Гар уммеди бақо бошад, биҳишти ҷовидонастӣ.
На то ҷон дар ҷасад бошад, вафодорӣ кунам бо ӯ,
Ки то тан дар лаҳад бошад, в-агар худ устухонастӣ.
Чунин гӯянд Саъдиро, ки дарде ҳаст пинҳонӣ,
Хабар дар мағрибу машриқ набудӣ, гар ниҳонастӣ.
Ҳар он дилро, ки пинҳонӣ қарине ҳаст рӯҳонӣ,
Ба хилватхонае монад, ки дар дар бӯстонастӣ.

526

Таъолаллаҳ, чӣ рӯй аст он, ки гӯӣ офтобастӣ,
В-агар маҳро ҳаё будӣ, зи шармаш дар ниқобастӣ.
Агар гулро назар будӣ чу наргис, то ҷаҳон бинад,
Зи шарми ранги рухсораш чу нилуфар дар обастӣ.
Шабон хобам намегирад, ба рӯз орому осоиш,
Зи чашми масти майгунаш, ки пиндорӣ, ки хобастӣ.
Гар он шоҳид, ки ман донам, ба ҳар кас рӯй бинмояд,
Фақир аз рақс дар ҳолат, хатиб аз май харобастӣ.
Чунон мастам, ки пиндорӣ, намонд уммеди ҳушёрӣ,
Ба ҳуш боз омадӣ маҷнун, агар масти шаробастӣ.
Гар он соъид, ки ӯ дорад, будӣ бо Рустами Дастон,
Ба як соат бияфкандӣ, агар Афросиёбастӣ.

Биёр, эй луъбати соқӣ, агар талх асту гар ширин,
Ки аз дастат шакар бошад, в-агар худ заҳри нобастӣ.
Камоли ҳусни рӯятро мухолиф нест, ҷуз хӯят,
Дареғо он лаби ширин, агар ширинҷавобастӣ.
Агар донӣ, ки то ҳастам, назар бо ҷуз ту пайвастам,
Пас, он гаҳ бар мани мискин ҷафо кардан савобастӣ.
Замини ташнаро борон набудӣ баъд аз ин ҳоҷат,
Агарчандон ки дар чашмам сиришк андар саҳобастӣ[1].
Зи хокам рашк меояд, ки бар сар мениҳӣ пояш,
Ки Саъдӣ зери наълайнат чӣ будӣ, гар туробастӣ[2]?!

527

Эй бод, ки бар хоки дари дӯст гузаштӣ,
Пиндорамат, аз равзаи бустони биҳиштӣ.
Дур аз сабабе нест, ки шӯридаи савдо
Ҳар лаҳза чу девона давон бар дару даштӣ.
Боре магарат бар рухи ҷонон назар афтод,
Саргашта чу ман дар ҳама офоқ бигаштӣ.
Аз каф надиҳам домани маъшуқаи зебо,
Ҳил, то биравад номи ман, эй ёр, ба зиштӣ!
Ҷуз ёди ту бар хотири ман нагзарад, эй ҷон,
Бо он ки ба якбораам аз ёд бихиштӣ.
Бо табъи малулат чӣ кунад дил, ки насозад?
Шурта[3] ҳама вақте набувад лоиқи киштӣ.
Бисёр гузаштӣ, ки накардӣ суи мо чашм,
Як дам нанишастам, ки ба хотир нагузаштӣ.
Шӯхе шакаралфозу маҳе лолабуногӯш,
Сарве суманандому буте ҳурсириштӣ.
Қуллоб ту дар кас нафикандӣ, ки набурдӣ,
Шамшер ту бар кас нафикандӣ, ки накуштӣ.
Селоби қазо настурад аз дафтари айём,
Инҳо, ки ту бар хотири Саъдӣ бинавиштӣ.

[1] Абр.
[2] Хок.
[3] Боди мувофиқи ҳаракати киштӣ.

528

Ёд медорӣ, ки бо ман ҷанг дар сар доштӣ,
Рой рои туст, хоҳӣ, ҷангу хоҳӣ, оштӣ.
Нек бад кардӣ шикастан аҳди ёри меҳрбон,
Ин батар кардӣ, ки бад кардию нек ангоштӣ.
Дӯстон душман гирифтан ҳаргизат одат набуд,
Ҷуз дар ин навбат, ки душман дӯст мепиндоштӣ.
Хотирам нагзошт як соат, ки бадмеҳрӣ кунам,
Гарчи донистам, ки пок аз хотирам бигзоштӣ.
Ҳамчунонат нохуни рангин гувоҳӣ медиҳад,
Бар сарангуштон, ки дар хуни азизон доштӣ.
То ту баргаштӣ, наёмад ҳеч халқам дар назар,
К-аз хаёлат шаҳнае[1] бар нозирам бигмоштӣ.
Ҳар чӣ хоҳӣ, кун, ки моро бо ту рӯи ҷанг нест,
Сар ниҳодан беҳ дар он мавзеъ, ки теғ афроштӣ.
Ҳар дам аз шохи забонам меваи тар марасад,
Бӯстонҳо руст аз он тухмам, ки дар дил коштӣ.
Саъдӣ аз уқбову дунё рӯй дар девор кард,
То ту дар девори фикраш нақши худ бингоштӣ.

529

Сустпаймоно, ба як раҳ дил зи мо бардоштӣ,
Охир, эй бадаҳди сангиндил, чаро бардоштӣ?
Навъи тақсире тавонад буд, эй султони ишқ,
То ба як раҳ сояи лутф аз гадо бардоштӣ?
Гуфта будам, бо ту дархоҳам кашидан ҷоми васл,
Ҷуръае нохурда, шамшери ҷафо бардоштӣ.
Хотир аз меҳри касон бардоштам аз баҳри ту,
Чун туро гаштам, ту худ хотир зи мо бардоштӣ.
Лаъл дидӣ, лоҷарам чашм аз шаба бардӯхтӣ,
Дур писандидию даст аз каҳрабо бардоштӣ.
Шамъ бар кардӣ, чароғат боз н-омад дар назар,
Гул фаро даст омадат, меҳр аз гиё бардоштӣ.

---

[1] Нигаҳбони шаҳр.

Дӯст бардорад ба ҷурме ё хатое дил зи дӯст,
Ту хато кардӣ, ки бе ҷурму хато бардоштӣ.
Умрҳо дар зери доман буд, Саъдӣ, пои сабр,
Сар надидам, к-аз гиребони вафо бардоштӣ.

530

Надидамат, ки бикардӣ вафо, бад-ончи бигуфтӣ,
Тариқи васл кушодӣ, ман омадам, ту бирафтӣ.
Вафои аҳд намудӣ, дили салим рабудӣ,
Чу хештан ба ту додам, ту майл бозгирифтӣ.
На дасти аҳд гирифтӣ, ки пои васл бидорам,
Ба чашми хеш бидидам, хилофи ҳар чӣ бигуфтӣ.
Ҳазор чора намудам, ки ҳамъинони ту гардам,
Ту паҳлавонтар аз онӣ, ки дар каманди ман афтӣ.
На адл буд намудан, хаёли васлу рабудан,
Чаро зи ошиқи мискин ҳам аввалаш наниҳуфтӣ?
Ту қадри суҳбати ёрону дӯстон нашиносӣ,
Магар шабе, ки чу Саъдӣ ба доғи ишқ бихуфтӣ.

531

Эй аз биҳишт ҷузвею аз раҳмат ояте,
Ҳақро ба рӯзгори ту бо мо иноятe.
Гуфтам, ниҳояте бувад ин дарди ишқро,
Ҳар бомдод мекунад аз нав бидояте.
Маъруф шуд ҳикоятам андар ҷаҳону нест
Бо ту маҷоли он, ки бигӯям ҳикояте.
Чандон ки бе ту ғояти имкони сабр буд,
Кардему ишқро на падид аст ғояте.
Фармони ишқу ақл ба як ҷой нашнаванд,
Ғавғо бувад ду подшаҳ андар вилояте.
З-абнои рӯзгор ба хубӣ мумайязӣ[1],
Чун дар миёни лашкари мансур рояте[2].
Айбат намекунам, ки Худованди имру наҳй
Шояд, ки бандае бикушад бе ҷинояте.

---

[1] Фарққунанда, мумтоз.
[2] Дирафш, парчам.

З-он гаҳ, ки ишқ дасти татовул дароз кард,
Маълум шуд, ки ишқ надорад кифояте.
Ман дар паноҳи лутфи ту хоҳам гурехтан,
Фардо ки ҳар касе равад андар ҳимояте.
Дармондаам, ки аз ту шикоят куҷо барам,
Ҳам бо ту, гар зи дасти ту дорам шикояте.
Саъдӣ, ниҳуфта чанд бимонад ҳадиси ишқ?
Ин реши андарун бикунад ҳам сирояте.

532

Чун хароботӣ набошад зоҳиде,
К-иш ба шаб аз дар дарояд шоҳиде?
Муҳтасиб ку, то бибинад рӯи дӯст
Ҳамчу меҳробею ман чун обиде.
Чун ман оби зиндагонӣ ёфтам,
Ғам набошад, гар бимирад ҳосиде.
Ончи моро дар дил аст аз сӯзи ишқ,
Менашояд гуфт бо ҳар бориде[1].
Дӯстон гиранду дилдорон, валек
Меҳрбон бошанд, илло воҳиде.
Аз ту рӯҳонитарам дар пеши дил,
Нагзарад шабҳои хилват вориде.
Гар диле дорию дилбандет нест,
Пас, чӣ фарқ аз нотиқе то ҷомиде?
Гар ба хидмат қоиме хоҳӣ, манам,
В-ар намехоҳӣ ба ҳасрат қоиде.
Саъдиё, гар рӯзгорат мекушад,
Гӯ, бикуш бар дасти симинсоъиде.

---

[1] Сард, дили бебаҳра аз ишқ.

533

Эй боди бомдодӣ, хуш меравӣ ба шодӣ,
Пайванди рӯҳ кардӣ, пайғоми дӯст додӣ.
Бар бӯстон гузаштӣ ё дар биҳишт будӣ,
Шод омадию хуррам, фархундабахт бодӣ[1]!
То ман дар ин сароям, ин дар надида будам,
К-имрӯз пеши чашмам дар бӯстон кушодӣ.
Чун гул раванду оянд ин дилбарону хубон,
Ту дар баробари ман чун сарв бистодӣ.
Эдун ки менамояд дар рӯзгори ҳуснат,
Бас фитнаҳо бизояд, ту-фитна, аз кӣ зодӣ?
Аввал чароғ будӣ, оҳиста шамъ гаштӣ,
Осон фаро гирифтам, дар хирман уфтодӣ.
Хоҳам, ки бомдоде берун равӣ ба саҳро,
То бӯстон бирезад гулҳои бомдодӣ.
Ёре ки бо қарине улфат гирифта бошад,
Ҳар вақт ёдаш ояд, ту ҳар нафас ба ёдӣ.
Гар дар ғамат бимирам, шодӣ ба рӯзгорат,
Пайваста некувонро ғам хурдаанду шодӣ.
Ҷое ки доғ гирад, дардаш даво пазирад,
Илло, ки доғи Саъдӣ, к-аввалназар ниҳодӣ.

534

Дидӣ, ки вафо ба ҷо наёвардӣ,
Рафтию хилофи дӯстӣ кардӣ.
Бечорагиям ба чиз нагрифтӣ,
Дармондагиям ба ҳеч нашмурдӣ.
Ман бо ҳама ҷавре аз ту хушнудам,
Ту бе гунаҳе зи ман биёзурдӣ.
Худ кардану ҷурми дӯстон дидан,
Расмест, ки дар ҷаҳон ту овардӣ.
Нозат бибарам, ки нозукандомӣ,
Борат бикашам, ки нозпарвардӣ.

---

[1] Бошӣ.

Моро ки ҷароҳат аст, хун ояд,
Дарди ту чинам, ки фориғ аз дардӣ.
Гуфтам, ки нарезам оби рух з-ин беш
Бар хоки дарат, ки хуни ман хурдӣ.
В-ин ишқи ту дар ман офаридастанд,
Ҳаргиз наравад зи заъфарон зардӣ.
Эй зарра, ту дар муқобили хуршед
Бечора чӣ мекунӣ бад-ин хурдӣ?
Дар ҳалқаи корзор ҷон додан
Беҳтар, ки гурехтан ба номардӣ.
Саъдӣ сипар аз ҷафо наяндозад,
Гул бо гияҳ асту соф бо дурдӣ.

535

Мапурс аз ман, ки ҳечам ёд кардӣ,
Ки худ ҳечам фаромуш менагардӣ.
Чӣ некӯрӯю бадаҳдӣ, ки шаҳре
Ғамат хурданду касро ғам нах(в)ардӣ.
Чаро мо бо ту, эй маъшуқи танноз,
Ба сулҳему ту бо мо дар набардӣ?
Насиҳат мекунандам сардгӯён,
Ки баргард аз ғамаш бе рӯйзардӣ.
Намедонанд, к-аз бемори ишқат
Ҳарорат бознаншинад ба сардӣ.
Валекин бо рақибон чорае нест,
Ки эшон мисли хоранду ту вардӣ.
Агар бо хубрӯён менишинӣ,
Бисоти некномӣ дарнавардӣ.
Дигар бо ман магӯ, эй боди гулбӯй,
Ки ҳамчун булбулам девона кардӣ.
Чаро дардат начинад ҷони Саъдӣ?
Ки ҳам дардию ҳам дармони дардӣ.

536

Макун саргашта он дилро, ки дастомӯзӣ ғам кардӣ,
Ба зери пои ҳиҷронаш лагадкӯби ситам кардӣ.
Қалам бар бедилон гуфтӣ, нахоҳам ронду ҳам рондӣ,
Ҷафо бар ошиқон, гуфтӣ, нахоҳам карду ҳам кардӣ.
Бадам гуфтию хурсандам, афокаллаҳ[1], накӯ гуфтӣ,
Сагам хондию хушнудам, ҷазокаллаҳ[2], карам кардӣ.
Чӣ лутф аст, ин ки фармудӣ, магар сабқуллисон[3] будат?
Чӣ ҳарф аст, ин ки овардӣ, магар саҳвулқалам[4] кардӣ?
Иноят бо ман авлотар, ки таъдиби ҷафо дидам,
Гулафшон бар сари ман кун, ки хорам дар қадам кардӣ.
Ғанимат дон, агар рӯзе ба шодӣ даррасӣ, эй дил,
Пас аз чандин таҳаммулҳо, ки зери бори ғам кардӣ.
Шаби ғамҳои Саъдиро магар ҳангоми рӯз омад,
Ки торику заъифаш чун чароғи субҳдам кардӣ?!

537

Чӣ боз дар дилат омад, ки меҳр баркандӣ?
Чӣ шуд, ки ёри қадим аз назар бияфкандӣ?
Зи ҳад гузашт ҷудоӣ миёни мо, эй дӯст,
Ҳанӯз вақт наёмад, ки боз пайвандӣ?
Бувад, ки пеши ту мирам, агар маҷол бувад,
В-агарна, бар сари кӯят ба орзумандӣ.
Даре ба рӯи ман, эй ёри меҳрбон, бикшой,
Ки ҳеч кас накушояд, агар ту дарбандӣ.
Маро, в-агар ҳама офоқ хубрӯёнанд,
Ба ҳеч рӯй намебошад аз ту хурсандӣ.
Ҳазор бор бигуфтам, ки чашм накшоям

---

[1] Худо туро бибахшояд.
[2] Худо туро подош диҳад.
[3] Иштибоҳи лафзӣ.
[4] Иштибоҳи қаламӣ.

Ба рӯи хуб, валекин ту чашм мебандӣ.
Магар дар оина бинӣ, в-агарна, дар офоқ
Ба ҳеч халқ, напиндорамат, ки монандӣ.
Ҳадиси Саъдӣ агар коинот бипсанданд,
Ба ҳеч кор наёяд, гараш ту напсандӣ.
Маро чӣ бандагӣ аз дасту пой бархезад?
Магар умед ба бахшоиши Худовандӣ.

538

Гуфтам, оҳандилӣ кунам чанде,
Надиҳам дил ба ҳеч дилбанде.
В-онкиро дида дар даҳони ту рафт,
Ҳаргизаш гӯш нашнавад панде.
Хоса моро, ки дар азал будаст
Бо ту омезишею пайванде.
Ба дилат, к-аз дилат бадар накунам,
Сахттар з-ин маҳоҳ савганде.
Ин дам, охир, ҳиҷоб яксӯ неҳ,
То баросояд орзуманде.
Ҳамчунон пир нест модари даҳр,
Ки биёвард чун ту фарзанде.
Реши Фарҳод беҳтарак мебуд,
Гар на Ширин намак пароканде.
Кошкӣ хок будаме дар роҳ,
То магар соя бар ман афканде.
Чӣ кунад бандае, ки аз дилу ҷон
Накунад хидмати худованде?
Саъдиё, даври некномӣ рафт,
Навбати ошиқист якчанде.

539

Нигоро, вақти он омад, ки дил бо меҳр пайвандӣ,
Ки моро беш аз ин тоқат намондаст орзумандӣ.
Ғариб аз хӯи матбӯъат, ки рӯй аз бандагон пӯшӣ,
Бадеъ аз табъи мавзунат, ки дар бар дӯстон бандӣ.
Ту хурсанду шикебоӣ, чунинат дар хаёл ояд,
Ки моро ҳамчунин бошад шикебоию хурсандӣ.
Нагуфтӣ, бевафо ёро, ки аз мо нагсилӣ ҳаргиз?
Магар дар дил чунин будат, ки худ бо мо напай-вандӣ?
Зиҳӣ осоишу раҳмат назарро, к-иш ту манзурӣ,
Зиҳӣ бахшоишу давлат падарро, к-иш ту фарзандӣ.
Шикор он гаҳ тавон куштан, ки муҳкам дар каманд ояд,
Чу бехи меҳр биншондам, дарахти васл баркандӣ.
Намудӣ чанд бор аз худ, ки ҳофизаҳдупаймонам[1],
Кунунат боз донистам, ки ноқизаҳдусавгандӣ.
Маро з-ин пеш дар хилват фароғат буду ҷамъийят,
Ту дар ҷамъ омадӣ ногоҳу маҷмӯъон парокандӣ.
Гарат ҷон дар қадам резам, ҳанӯзат узр мехоҳам,
Ки аз ман хидмате н-ояд, чунон лоиқ, ки бипсандӣ.
Туруш биншину тезӣ кун, ки моро талх нанмояд,
Чӣ мегӯӣ чунин ширин, ки шӯре дар ман афкандӣ?
Шикоят гуфтани Саъдӣ магар бод аст наздикат,
Ки ӯ чун раъд менолад, ту ҳамчун барқ механдӣ?!

540

Хилофи шарти муҳаббат чӣ маслиҳат дидӣ,
Ки баргузаштию аз дӯстон напурсидӣ?
Гирифтамат, ки наёмад зи рӯи халқ озарм,
Ки бегунаҳ бикушӣ, аз Худо натарсидӣ?
Бипӯш рӯи нигорину мӯи мушкинро,
Ки ҳусни талъати хуршедро бипӯшидӣ.
Ҳазор бедили муштоқро ба ҳасрати он,

[1] Нигоҳдорандаи паймон.

Ки лаб ба лаб бирасад, ҷон ба ҷон расонидӣ.

Маҳаллу қимати хеш он замон бидонистам,
Ки баргузаштию моро ба ҳеч нахридӣ.
Ҳазор бор бигуфтему ҳеч дар нагирифт,
Ки гирди ишқ магард, эй фақиру гардидӣ.
Туро маломати риндону ошиқон, Саъдӣ,
Дигар ҳалол набошад, ки худ билағзидӣ.
Ба теғ мезаду мерафту боз менигарист,
Ки тарки ишқ нагуфтӣ, сазои худ дидӣ.

541

Магар дигар сухани душманон ниюшидӣ,
Ки рӯи чун қамар аз дӯстон бипӯшидӣ?!
Ман аз ҷафои замон, булбуло, нахуфтам дӯш,
Туро чӣ буд, ки то субҳ мехурӯшидӣ?
Қазо ба нолаи мазлуму лобаи маҳрум
Дигар намешавад, эй нафс, баски ҷӯшидӣ.
Кунун ҳаловати пайвандро бидонӣ қадр,
Ки шарбати ғами ҳиҷрони талх нӯшидӣ.
Ба муқтазои замон иқтисор[1] кун, Саъдӣ,
Ки он чи ғояти ҷаҳди ту буд, кӯшидӣ.

542

Охир, нигоҳе боз кун, вақте ки бар мо бигзарӣ,
Ё кибр манъат мекунад, к-аз дӯстон ёд оварӣ?
Ҳаргиз набуд андар Хутан бар сурате чандин фитан[2],
Ҳаргиз набошад дар чаман сарве бад-ин хушманзарӣ.
Суратгари дебои Чин, гӯ, сурати рӯяш бибин,
Ё сурате баркаш чунин, ё тавба кун суратгарӣ.
З-абрӯи зангоринкамон гар парда бардорӣ аён,
То қавс бошад дар ҷаҳон, дигар набинад муштарӣ.
То нақш мебандад фалак, касро набудаст ин намак,
Моҳӣ, надонам, ё малак, фарзанди одам ё парӣ.

---

[1] Басанда, қаноат.
[2] Ҷамъи «фитна».

То дил ба меҳрат додаам, дар баҳри фикр афтодаам,
Чун дар намоз истодаам, гӯӣ, ба меҳробам-дарӣ.
Дигар намедонам тариқ, аз даст рафтам чун ғариқ,
Онак, даҳонат чун ақиқ, азбаски хунам мех(в)арӣ.
Гар рафта бошам з-ин ҷаҳон, боз оядам рафта равон,
Гар ҳамчунин доманкашон болои хокам бигзарӣ.
Аз наълаш оташ меҷаҳад, наълам дар оташ мениҳад,
Гар дигаре ҷон медиҳад, Саъдӣ, ту ҷон мепарварӣ.
Ҳар кас ки даъвӣ мекунад, к-ӯ бо ту унсӣ мекунад,
Дар аҳди Мӯсӣ мекунад овози гови Сомирӣ.

543

Эй барқ, агар ба гӯшаи он бом бигзарӣ,
Он ҷо ки бод заҳра надорад, хабар барӣ.
Эй мурғ, агар парӣ ба сари кӯи он санам,
Пайғоми дӯстон бирасонӣ бад-он парӣ.
Он муштарихисол гар аз мо ҳикояте
Пурсад, ҷавоб деҳ, ки ба ҷонанд муштарӣ.
Гӯ, ташнагони бодияро ҷон ба лаб расид,
Ту хуфта дар каҷова ба хоби хуш-андарӣ.
Эй моҳрӯи ҳозири ғоиб, ки пеши дил
Як рӯз нагзарад, ки ту сад бор нагзарӣ.
Донӣ чӣ меравад ба сари мо зи дасти ту,
То худ ба пои хеш биёию бингарӣ.
Боз ой, к-аз сабурию дурӣ бисӯхтем,
Эй ғоиб аз назар, ки ба маънӣ баробарӣ.
Ё дил ба мо диҳӣ, чу дили мо ба дасти туст,
Ё меҳри хештан зи дили мо бадар барӣ.
То худ буруни парда ҳикоят куҷо расад,
Чун аз даруни парда чунин парда медарӣ?
Саъдӣ, ту кистӣ, ки дами дӯстӣ занӣ?
Даъвии бандагӣ куну иқрори чокарӣ.

544

Эй ки бар дӯстон ҳамегузарӣ,
То ба ҳар ғамзае диле бибарӣ.
Дардманде тамом хоҳӣ кушт,
Ё ба раҳмат ба кушта менигарӣ?
Мо худ аз кӯи ишқбозонем,
На тамошокунони раҳгузаре.
Ҳечам андар назар намеояд,
То ту хуршедрӯй, дар назарӣ.
Гуфта будам, ки дил ба кас, надиҳам,
Ҳазар аз ошиқию бехабарӣ!
Ҳалқае гирди хештан бикашам,
То наёяд даруни ҳалқа парӣ.
Бин парипайкарони ҳалқабагӯш
Шоҳидӣ мекунанду ҷилвагарӣ.
Сабри булбул шунидаӣ ҳаргиз,
Чун бихандад шукуфаи саҳарӣ.
Пардадорӣ бар остонаи ишқ
Мекунад ақлу гиря пардадарӣ.
Чу хурӣ, донӣ, эй писар, ғами ишқ,
То ғами ҳеч дар ҷаҳон нах(в)арӣ.
Ройгон аст як нафас бо дӯст,
Гар ба дунёву охират бихарӣ.
Қалам аст ин ба дасти Саъдӣ-дар,
Ё ҳазор остини дурри дарӣ?
Ин набот аз кадом шаҳр оранд?
Ту қалам нестӣ, ки найшакарӣ!

545

Бахти оина надорам, ки дар ӯ менигарӣ,
Хоки бозор наярзам, ки бар ӯ мегузарӣ.
Ман чунон ошиқи рӯят, ки зи худ бехабарам,
Ту чунон фитнаи хешӣ, ки зи мо бехабарӣ.
Ба чӣ монанда кунам дар ҳама офоқ туро?
К-ончи дар ваҳми ман ояд, ту аз он хубтарӣ.
Буркаъ аз пеши чунин рӯй нашояд бардошт,
Ки ба ҳар гӯшаи чашме дили халқе бибарӣ.
Дидаеро, ки ба дидори ту дил менаравад,
Ҳеч иллат натавон гуфт, ба ҷуз бебасарӣ.
Гуфтам, аз дасти ғамат сар ба ҷаҳон-дар биниҳам,
Натавонам, ки ба ҳар ҷо биравам, дар назарӣ.
Ба фалак меравад оҳи саҳар аз синаи мо,
Ту ҳаме бар накунӣ дида зи хоби саҳарӣ.
Хуфтагонро хабар аз меҳнати бедорон нест,
То ғамат пеш наёяд, ғами мардум нах(в)арӣ.
Ҳар чӣ дар васфи ту гӯянд ба некӯӣ, ҳаст,
Айбат он аст, ки ҳар рӯз ба табъе дигарӣ.
Гар ту аз парда бурун оию рух бинмоӣ,
Парда бар кори ҳама парданишинон бидарӣ.
Узри Саъдӣ наниҳад, ҳар кӣ туро нашносад,
Ҳоли девона надонад, ки надидаст парӣ.

546

Ҷавр бар ман меписандад дилбаре,
Зӯр бо ман мекунад зӯроваре.
Бори хасме мекашам, к-аз ҷаври ӯ
Менашояд рафт пеши доваре.
Ақл бечора-ст дар зиндони ишқ,
Чун мусулмоне ба дасти кофаре.
Борҳо гуфтам, бигирям пеши халқ,
То магар бар ман бибахшад хотире.
Боз гӯям, подшоҳеро чӣ ғам,
Гар ба хайлаш-дар бимирад чокаре?
Эй ки сабр аз ман тамаъ дорию ҳуш,
Бори сангин мениҳӣ бар лоғаре.
З-он чи дар пои азизон афкананд,
Мо саре дорем, агар дорӣ саре.
Чашми одаткарда бо дидори дӯст,
Ҳайф бошад баъд аз ӯ бо дигаре.
Дар саропои ту ҳайрон мондаем,
Дарнамебояд ба ҳуснат зеваре.
Ин сухан Саъдӣ тавонад гуфту бас,
Ҳар гадоеро набошад ҷавҳаре.

547

Хонаи соҳибназарон мебарӣ,
Пардаи парҳезкунон медарӣ.
Гар ту, паричеҳра, напӯшӣ ниқоб,
Тавбаи сӯфӣ ба зиён оварӣ.
Ин чӣ вуҷуд аст, намедонамат,
Одамиӣ ё малакӣ, ё парӣ?
Гар ҳама сармоя зиён мекунад,
Суд бувад дидани он муштарӣ.
Нусхаи ин рӯй ба наққош бар,
То бикунад тавба зи суратгарӣ.
Бо нигаҳат ҳоҷати шамшер нест,
Ҳамла ҳамеорию дил мебарӣ.
Гар ту дар оина тааммул кунӣ
Сурати худ, боз ба мо нангарӣ.
Хусрав агар аҳди ту дарёфтӣ,
Дил ба ту додӣ, ки ту ширинтарӣ.
Гар даре аз халқ бибандам ба рӯй,
Бар ту набандам, ки ба хотир-дарӣ.
Саъдӣ агар кушта шавад дар фироқ,
Зинда шавад, чун ба сараш бигзарӣ.

548

Донӣ, чӣ гуфт маро он булбули саҳарӣ?
Ту худ чӣ одамий, к-аз ишқ бехабарӣ?
Уштур ба шеъри араб дар ҳолат асту тараб,
Гар завқ нест туро, кажтабъ ҷонварӣ.
Ман ҳаргиз аз ту назар бо хештан накунам,
Бинанда тан надиҳад ҳаргиз ба бебасарӣ.
Азбаски дар назарам хуб омадӣ, санамо,
Ҳар ҷо ки менигарам, гӯӣ, ки дар назарӣ.
Дигар нигаҳ накунам болои сарви чаман,
Дигар сифат накунам рафтори кабки дарӣ.
Кабк инчунин наравад, сарв инчунин начамад,
Товусро нарасад пеши ту ҷилвагарӣ.
Ҳар гаҳ ки мегузарӣ, ман дар ту менигарам,
К-аз ҳусни қомати худ бо кас наменигарӣ.
Азбаски фитна шавам бар рафтанат, на аҷаб,
Бар хештан ту зи мо сад бор фитнатарӣ.
Боре ба ҳукми карам бар ҳоли мо бинигар,
К-афтад, ки бори дигар бар хоки мо гузарӣ.
Саъдӣ ба ҷавру ҷафо меҳр аз ту барнаканад,
Ман хоки пои туам, в-ар хуни ман бих(в)арӣ.

549

Донамат, остин чаро пеши ҷамол мебарӣ,
Расм бувад, к-аз одамӣ рӯй ниҳон кунад парӣ.
Муътақидону дӯстон аз чапу рост мунтазир,
Кибр раҳо намекунад, к-аз пасу пеш бингарӣ.
Омаданат ки бингарам, боз назар ба худ кунам,
Сер намешавад назар, баски латифманзарӣ.
Ғояти кому давлат аст, он ки ба хидматат расид,
Банда миёни бандагон баста миён ба чокарӣ.
Рӯй ба хок мениҳам, гар ту ҳалок мекунӣ.
Даст ба банд медиҳам, гар ту асир мебарӣ.
Ҳар чӣ кунӣ ту, барҳақӣ, ҳокиму дастмутлақӣ,
Пеши кӣ дoff доварӣ баранд аз ту, ки хасму доварӣ?
Банда агар ба сар равад дар талабат, куҷо расад,
Гар нарасад инояте дар ҳақи банда з-он сарӣ.
Гуфтам, агар бибинамат, меҳр фаромушат шавад,
Меравию муқобилӣ, ғоибу дар тасаввурӣ.
Ҷон бидиҳанду дар замон зинда шаванд ошиқон,
Гар бикушию баъд аз он бар сари кушта бигзарӣ.
Саъдӣ агар ҳалок шуд, умри ту боду дӯстон!
Милки ямини хешро гар бикушӣ, чӣ ғам х(в)арӣ?

550

Дидам имрӯз бар замин қамаре,
Ҳамчу сарве равон ба раҳгузаре.
Гӯиё бар ман аз биҳишти Худой
Боз карданд бомдод даре.
Ман надидам ба ростӣ ҳама умр,
Гар ту дидӣ ба сарв-бар қамаре.
Ё шунидӣ, ки дар вуҷуд омад
Офтобе зи модару падаре?
Гуфтам, аз вай назар бипӯшонам,
То наяфтам ба дида дар хатаре.
Чора сабр асту эҳтимоли фироқ,
Чун кифоят намекунад назаре.
Мехиромиду зери лаб мегуфт:
Оқил аз фитна мекунад ҳазаре.
Саъдиё, пеши тири ғамзаи мо
Беҳ зи тақво бибоядат сипаре.

551

Рафтию ҳамчунон ба хаёли ман-андарӣ,
Гӯӣ, ки дар баробари чашмам мусаввар̣ӣ.
Фикрам ба мунтаҳои ҷамолат намерасад,
К-аз ҳар чӣ дар хаёли ман ояд, накӯтарӣ.
Маҳ бар замин нарафту парӣ дида барнадошт,
То зан барам, ки рӯи ту моҳ аст, ё парӣ.
Ту худ фариштаӣ, на аз ин гил сириштаӣ,
Гар халқ аз обу хок, ту аз мушку анбарӣ.
Моро шикояте зи ту гар ҳаст, ҳам зи туст,
К-аз ту ба дигаре натавон бурд доварӣ.
Бо дӯст кунҷи фақр биҳишт асту бӯстон,
Бе дӯст хок бар сари ҷоҳу тавонгарӣ!
То дӯст дар канор набошад ба коми дил,
Аз ҳеч неъмате натавонӣ, ки бар х(в)арӣ.
Гар чашм дар сарат кунам аз гиря, бок нест,
Зеро ки ту азизтар аз чашм дар сарӣ.
Чандон ки ҷаҳд буд, давидем дар талаб,
Кӯшиш чӣ суд, чун накунад бахт ёварӣ?
Саъдӣ, ба васли дӯст чу дастат намерасад,
Боре ба ёди дӯст замоне ба сар барӣ!

552

Рӯй кушода, эй санам, тоқати халқ мебарӣ,
Чун паси парда меравӣ, пардаи сабр медарӣ.
Ҳури биҳишт хонамат, моҳи тамом гӯямат,
К-одамие надидаам чун ту парӣ ба дилбарӣ.
Оинаро ту додаӣ партави рӯи хештан,
В-арна, чӣ заҳра доштӣ дар назарат баробарӣ?
Нусхаи чашму абруят пеши нигоргар барам,
Гӯямаш, инчунин бикун сурати Қавсу Муштарӣ.
Чун ту дарахти дилнишон, тозабаҳору гулфишон
Ҳайф бувад, ки сояе бар сари мо нагустарӣ.
Дида ба рӯи ҳар касе бар накунам зи меҳри ту,
Дар зи авом баста беҳ, чун ту ба хона-андарӣ.
Ман на мухайярам, ки чашм аз ту ба хештан канам,
Гар ту назар ба мо кунӣ, в-ар накунӣ, мухайярӣ.
Панди ҳаким беш аз ин дар ман асар намекунад,
Кист, ки бар кунад яке замзамаи қаландарӣ?
Ишқу давоми офият мухталифанд, Саъдиё,
Ҳар кӣ сафар намекунад, дил надиҳад ба лашкарӣ.

553

Сарви бустонӣ ту ё маҳ, ё парӣ,
Ё малак, ё дафтари суратгарӣ?
Рафтане дорию сеҳре мекунӣ,
К-андар он оҷиз бимонад Сомирӣ.
Ҳар кӣ як бораш гузаштӣ дар назар,
Дар дилаш сад бори дигар бигзарӣ.
Меравӣ, в-андар паят дил меравад,
Боз меоию ҷон мепарварӣ.
Гар ту, шоҳид, бо миён ой чу шамъ,
Маблағе парвонаҳо гирд оварӣ.
Чанд хоҳӣ рӯй пинҳон доштан?
Парда мепӯшию бар мо медарӣ.
Рӯзе, охир, дар миёни мардум ой,
То бибинад, ҳар кӣ мебинад парӣ.
Офтоб аз манзар афтад дар равоқ,
Чун туро бинад бад-ин хушманзарӣ.
Ҷону хотир бо ту дорам рӯзу шаб,
Нақш бар дил, ном бар ангуштарӣ.
Саъдӣ аз гармӣ бихоҳад сӯхтан,
Баски ту ширинӣ аз ҳад мебарӣ.

554

Кас дарнаёмадаст бад-ин хубӣ аз даре,
Дигар наёварад чу ту фарзанд модаре.
Хуршед агар ту рӯй напӯшӣ, фурӯ равад,
Гӯяд, ду офтоб набошад ба кишваре.
Аввал манам, ки дар ҳама олам наёмадаст
Зеботар аз ту дар назарам ҳеч манзаре.
Ҳаргиз набурдаам ба хароботи ишқ роҳ,
Имрӯз орзуи ту дардод соғаре.
Ё худ ба ҳусни рӯи ту кас нест дар ҷаҳон,
Ё ҳасту нестам зи ту парвои дигаре.
Бар сарви қоматат гулу бодом рӯю чашм,
Нашнидаам, ки сарв чунин оварад баре.
Рӯе, ки рӯзи равшан агар баркашад ниқоб,
Партав диҳад чунон, ки шаби тира ахтаре.
Ҳамроҳи ман мабош, ки ғайрат баранд халқ,
Дар дасти муфлисе чу бибинанд гавҳаре.
Ман кам намекунам сари мӯе зи меҳри дӯст,
В-ар мезанад ба ҳар сари мӯем ништаре.
Рӯзе магар ба дидаи Саъдӣ қадам ниҳӣ,
То дар раҳат ба ҳар қадамат мениҳад саре.

555

Гар биравад ба ҳар қадам дар раҳи диданат саре,
Ман на ҳарифи рафтанам аз дари ту ба ҳар даре.
То накунад вафои ту дар дили ман тағайюре,
Чашм намекунам ба худ, то чӣ расад ба дигаре.
Худ набувад, в-агар бувад то ба қиёмат Озаре,
Бут накунад ба некуӣ чун ту бадеъпайкаре.
Сарви равон надидаам, ҷуз ту ба ҳеч кишваре,
Ҳам нашунидаам, ки зод аз падарею модаре.
Гар ба канори осмон чун ту барояд ахтаре,
Рӯй бипӯшад офтоб аз назараш ба миъҷаре.
Ҳоҷати гӯшу гарданат нест ба зарру зеваре,
Ё ба хизобу сурмае, ё ба абиру анбаре.
Тоби вағо[1] наёварад қуввати ҳеч сафдаре[2],
Гар ту бад-ин мушоҳадат ҳамла барӣ ба лашкаре.
Бастаӣ аз ҷаҳониён бар дили танги ман даре,
То накунам ба ҳеч кас гӯшаи чашм хотире.
Гарчи ту беҳтарию ман аз ҳама халқ камтаре,
Шояд, агар назар кунад муҳташаме ба чокаре.
Бок мадор, Саъдиё, гар ба фидо равад саре,
Ҳар кӣ ба муъзамӣ расад, тарк диҳад муҳаққарӣ.

---

[1] Корзор, набард.
[2] Шуҷоъ, сафшикан.

556

Гар кунам дар сари вафот саре,
Саҳл бошад зиёни мухтасаре.
Эй ки қасди ҳалоки ман дорӣ,
Сабр кун, то бибинамат назаре.
На ҳаром аст дар рухи ту назар,
Ки ҳаром аст чашм бар дигаре.
Дӯст дорам, ки хоки пот шавам,
То магар бар сарам кунӣ гузаре.
Мутаҳаййир на дар ҷамоли туам,
Ақл дорам ба қадри худ қадаре.
Ҳайратам дар сифоти бечун аст,
К-ин камол офарид дар башаре.
Бибарӣ ҳушу тоқати зану мард,
Гар тараддуд кунӣ ба бому даре.
Ҳақ ба дасти рақиби ноҳамвор
Пеши хасм истода чун сипаре.
З-он ки оинае бад-ин хубӣ
Ҳайф бошад ба дасти бебасаре.
Оҳи Саъдӣ асар кунад дар кӯҳ,
Накунад дар ту, сангдил, асаре.
Сангро сахт гуфтаме ҳама умр,
То бидидам зи санг сахттаре.

557

Ҳаргиз ин сурат кунад суратгаре,
Ё чунин шоҳид бувад дар кишваре?
Сарврафторе, санавбарқомате,
Моҳрухсоре, малоикманзаре.
Меравад в-аз хештанбинӣ, ки ҳаст,
Дарнамеояд ба чашмаш дигаре.
Сад ҳазораш дасти хотир дар рикоб,
Подшоҳе меравад бо лашкаре.
Оразаш боғе, даҳонаш ғунчае,
Бал биҳиште, дар миёнаш Кавсаре.
Моҳрӯё, меҳрбонӣ пеша кун,
Хубрӯиро бибояд зеваре.
Бе ту дар ҳар гӯша пое дар гил аст,
В-аз ту дар ҳар хона дасте бар саре.
Чун ҳумоям сояе бар сар фикан,
То дар иқболат шавам некахтаре.
Дар худовандӣ чӣ нуқсон оядаш,
Гар худованде бипурсад чокаре?
Маслиҳат будӣ шикоят гуфтанат,
Гар ба ғайр аз хасм будӣ доваре.
Саъдиё, доруи талх аз дасти дӯст
Беҳ, ки ширинӣ зи дасти дигаре.
Хоке аз мардум бимонад дар ҷаҳон,
В-аз вуҷуди ошиқон хокистаре.

558

Ҳар навбатам ки дар назар, эй моҳ, бигзарӣ,
Бори дувум зи бори нахустин накӯтарӣ.
Инсоф медиҳам, ки латифону дилбарон
Бисёр дидаам, на бад-ин лутфу дилбарӣ.
Зуннор буд, ҳар чӣ ҳама умр доштам,
Илло камар, ки пеши ту бастам ба чокарӣ.
Аз шарми чун ту одамиён дар миёни халқ
Инсоф медиҳад, ки ниҳон мешавад парӣ.
Шамшери ихтиёри туро сар ниҳодаам,
Донам, ки гар танам бикушӣ, ҷон бипарварӣ.
Ҷуз суратат дар оина касро намерасад
Бо сурати бадеъи ту кардан баробарӣ.
Эй муддаъӣ, гар он чи маро шуд, туро шавад,
Бар ҳоли ман бибахшию ҳолат биёварӣ[1].
Сайд уфтоду пои мусофир ба гил бимонд,
Ҳеч афтадат, ки бар сари афтода бигзарӣ?
Сабре ки буд мояи Саъдӣ, дигар намонд,
Сахтӣ макун, ки киса бипардохт муштарӣ.

[1]Раҳм кунӣ.

559

Чун аст ҳоли бустон, эй боди навбаҳорӣ,
К-аз булбулон баромад фарёди беқарорӣ?!
Эй ғунҷи нӯшдору, бо хастагон нигаҳ кун,
Марҳам ба дасту моро маҷрӯҳ мегузорӣ.
Ё хилвате баровар, ё бурқаъе фурӯ ҳил,
В-арна, ба шакли ширин шӯр аз ҷаҳон барорӣ.
Ҳар соат аз латифӣ рӯят арақ барорад,
Чун бар шукуфа ояд борони навбаҳорӣ.
Уд аст зери доман ё гул дар остинат,
Ё мушк дар гиребон, бинмой, то чӣ дорӣ?
Гул нисбате надорад бо рӯи дилфиребат,
Ту дар миёни гулҳо чун гул миёни хорӣ.
Вақте каманди зулфат, дигар каманди абрӯ,
Ин мекашад ба зӯрам, в-он мекушад ба зорӣ.
В-ар қайд мекушоӣ, ваҳшӣ намегурезад,
Дар банди хубрӯён хуштар, ки растгорӣ.
З-аввал вафо намудӣ, чандон ки дил рабудӣ,
Чун меҳр сахт кардам, суст омадӣ ба ёрӣ.
Умре дигар бибояд баъд аз фироқ моро,
К-ин умр сарф кардем андар умедворӣ.
Тарсам, намози сӯфӣ бо суҳбати хаёлат
Ботил бувад, ки сурат бар қибла менигорӣ.
Ҳар дардро ки бинӣ, дармону чорае ҳаст,
Дармони дарди Саъдӣ бо дӯст созгорӣ.

560

Хабар аз айш надорад, ки надорад ёре,
Дил нахоҳанд, ки сайдаш накунад дилдоре.
Ҷон ба дидори ту як рӯз фидо хоҳам кард,
То дигар бар накунам дида ба ҳар дидоре.
Яъламуллаҳ, ки ман аз дасти ғамат ҷон набарам,
Ту, беҳ аз ман, батар аз ман бикушӣ бисёре.
Ғами ишқ омаду ғамҳои дигар пок бибурд,
Сӯзане бояд, к-аз пой барорад хоре.
Май ҳаром аст, валекин ту бад-ин наргиси маст
Нагузорӣ, ки зи пешат биравад ҳушёре.
Меравам хурраму хандону нигаҳ менакунӣ,
Ки нигаҳ мекунад аз ҳар тарафат ғамхоре.
Хабарат ҳаст, ки халқе зи ғамат бехабаранд?
Ҳоли афтода надонад, ки наяфтад боре.
Сарви озод ба болои ту мемонад, рост,
Лекинаш бо ту муяссар нашавад рафторе.
Менамояд, ки сари арбада дорад чашмат,
Маст хобаш набарад, то накунад озоре.
Саъдиё, дӯст набинию ба васлаш нарасӣ,
Магар он вақт, ки худро нанихӣ миқдоре.

561

Хуш бувад ёрею ёре бар канори сабзазоре,
Меҳрбонон рӯй бар ҳам, в-аз ҳасудон бар каноре.
Ҳар киро бо дилситоне айш меафтад замоне,
Гӯ, ғанимат дон, ки дигар дер-дер афтад шикоре.
Роҳати ҷон аст рафтан бо диломе ба саҳро,
Айни дармон аст гуфтан дарди дил бо ғамгусоре.
Ҳар кӣ манзуре надорад, умр зоеъ мегузорад,
Ихтиёр ин аст, дарёб, эй ки дорӣ ихтиёре.
Айш дар олам набудӣ, гар набудӣ рӯи зебо,
Гар на гул будӣ, нахондӣ булбуле бар шохсоре.
Бор беандоза дорам бар дил аз савдои ҷонон,
Охир, эй бераҳм, боре аз диле баргир боре!
Донӣ, аз баҳри чӣ маънӣ хоки поят менабошам?
То туро наншинад аз ман бар дили нозук ғуборе.
В-ар туро бо хоксоре сар ба суҳбат дарнаёяд,
Бар сари роҳат бияфтам, то кунӣ бар ман гузоре.
Зиндагонӣ сарф кардан дар талаб ҳайфе набошад,
Гар даре хоҳад кушудан, саҳл бошад интизоре.
Дӯстон маъзур доранд аз ҷавонмардию раҳмат,
Гар бинолад дардманде ё бигиряд беқароре.
Рафтанаш дил мерабояд, гуфтанаш ҷон мефазояд,
Бо чунин ҳусну латофат чун кунад парҳезгоре?
Умри Саъдӣ гар сарояд дар ҳадиси ишқ, шояд,
К-ӯ нахоҳад монд, бешак, в-ин бимонад ёдгоре.

562

Ду чашми масти ту бардошт расми ҳушёрӣ,
В-агарна, фитна надидӣ ба хоб бедорӣ.
Замона бо ту чӣ даъво кунад ба бадмеҳрӣ?
Сипеҳр бо ту паҳлӯ занад ба ғаддорӣ?
Муаллимат ҳама шӯхию дилбарӣ омӯхт,
Ба дӯстит васийят накарду дилдорӣ.
Чу гул латиф, валекин ҳарифи авбошӣ,
Чу зар азиз, валекин ба дасти ағёрӣ.
Ба сайд кардани дилҳо чӣ шӯху ширинӣ,
Ба хира куштани танҳо чӣ ҷалду айёрӣ.
Дилам рабудию ҷон медиҳам ба тиби нафас,
Ки ҳаст роҳати дарвеш дар сабукборӣ.
Гар афтадат гузаре бар вуҷуди куштаи ишқ,
Сухан бигӯй, ки дар ҷисми мурда ҷон орӣ.
Гарат иродат бошад ба шӯриши дили халқ,
Бишӯр зулф, ки дар ҳар хаме диле дорӣ.
Чу бут ба Каъба нигунсор бар замин афтанд
Ба пеши қиблаи рӯят бутони фархорӣ.
Даҳони пуршакаратро масал ба нуқта зананд,
Ки рӯи чун қамарат шамсаест[1] паргорӣ.
Ба гирди нуқтаи сурхат изори сабз чунон,
Ки нимдоирае баркашанд зангорӣ.
Ҳазор нома паёпай нависамат, ки ҷавоб
Агарчи талх диҳӣ, дар сухан шакар борӣ.
Зи ҳалқ гӯи латофат ту бурдаӣ имрӯз
Ба хубрӯию Саъдӣ ба хубгуфторӣ.

[1] Нақши зинатӣ ба шакли офтоб.

563

Умре ба бӯи ёре кардем интизоре,
З-он интизор моро накшуд ҳеч коре.
Аз давлати висолаш ҳосил нашуд муроде,
В-аз меҳнати фироқаш бар дил намонд боре.
Ҳар дам ғами фироқаш бар дил ниҳод боре,
Ҳар лаҳза дасти ҳаҷраш дар дил шикаст хоре.
Эй зулфи ту каманде, абрӯи ту камоне,
В-эй қомати ту сарве, в-эй рӯи ту баҳоре.
Донам, ки фориғӣ ту аз ҳолу дарди Саъдӣ,
К-ӯро дар интизорат хун шуд ду дида боре.
Дарёб ошиқонро, к-афзун кунад сафоро,
Бишнав ту ин суханро, к-ин аст ёдгоре.

564

Маро дилест, гирифтори ишқи дилдоре,
Суманбаре, санаме, гулрухе, ҷафокоре.
Ситамгаре, шағабе[1], фитнае, дилошӯбе,
Ҳунарваре, аҷабе, турфае, ҷигархоре.
Бунафшазулфе, насринбаре, суманбӯе,
Ки моҳро бари ҳуснаш намонд бозоре.
Ҳумойфарре, товусҳусну тӯтинутқ,
Ба гоҳи ҷилвагарӣ чун тазарврафторе.
Дилам ба ғамзаи ҷоду рабуду дурӣ кард,
Кунун бимондам бе ӯ чу нақши деворе.
Зи васли ӯ чу каноре тамаъ намедорам,
Канора кардаму розӣ шудам ба дидоре.
Зи ҳар чӣ ҳаст, гузир асту ногузир аз дӯст,
Чӣ чора созад дар доми дил гирифторе?
Дар иштиёқи ҷамолаш чунон ҳаменолам,
Чу булбуле, ки бимонад миёни гулзоре.
Ҳадиси Саъдӣ дар ишқи ӯ чу беҳуда-ст,
Назад даме, чу надорад забони гуфторе.

[1] Касе, ки шӯру ғавғо барангезад.

565

Ман аз ту рӯй напечам, гарам биёзорӣ,
Ки хуш бувад зи азизон таҳаммули хорӣ.
Ба ҳар силоҳ, ки хуни маро бихоҳӣ рехт,
Ҳалол кардамат, илло ба теғи безорӣ.
Ту дар дили ман аз он хуштарию ширинтар,
Ки ман туруш бинишинам зи талхгуфторӣ.
Агар дуот иродат бувад, в-агар дашном,
Бигӯй аз он лаби ширин, ки шаҳд меборӣ.
Агар ба сайд равӣ, ваҳшӣ аз ту нагрезад,
Ки дар каманди ту роҳат бувад гирифторӣ.
Ба интизори иёдат, ки дӯст меояд,
Хуш аст бар дили ранҷури ишқ беморӣ.
Гарам ту заҳр диҳӣ, чун асал биёшомам,
Ба шарти он ки ба дасти рақиб наспорӣ.
Ту меравию маро чашму дил ба ҷониби туст,
Вале чӣ суд, ки ҷониб нигаҳ намедорӣ.
Гарат чу ман ғами ишқе замона пеш орад,
Дигар ғами ҳама олам ба ҳеч нашморӣ.
Дарознои шаб аз чашми дардмандон пурс,
Ки ҳар чӣ пеши ту саҳл аст, саҳл пиндорӣ.
Ҳикояти ману Маҷнун ба якдигар монад,
Наёфтему бимурдем дар талабгорӣ.
Бинол, Саъдӣ, агар чораи висолат нест,
Ки нест чораи бечорагон ба ҷуз зорӣ.

566

На ту гуфтӣ, ки ба ҷой ораму гуфтам, ки наёрӣ
Аҳду паймону вафодорию дилбандию ёрӣ?
Захми шамшери аҷал беҳ, ки сари неши фироқат,
Куштан авлотар аз он, к-им ба ҷароҳат бигузорӣ.
Тани осуда чӣ донад, ки дили хаста чӣ бошад?
Ман гирифтори каманди ту, чӣ донӣ, ки саворӣ?
Кас чунин рӯй надорад, ту магар ҳури биҳиштӣ?
В-аз кас ин бӯй наёяд, магар оҳуи таторӣ?
Арақат бар варақи рӯи нигорин ба чӣ монад?
Ҳамчу бар хирмани гул қатраи борони баҳорӣ.
Тӯтиён дидаму хуштар зи ҳадисат нашунидам,
Шакар аст он, на даҳону лабу дандон, ки ту дорӣ.
Эй хирадманд, ки гуфтӣ, накунам чашм ба хубон,
Ба чӣ кор оядат он дил, ки ба ҷонон насупорӣ?
Орзу мекунадам бо ту шабе будану рӯзе,
Ё шабе рӯз кунӣ чун ману рӯзе ба шаб орӣ.
Ҳам агар умр бувад, домани коме ба каф ояд,
Ки гул аз хор ҳамеояду субҳ аз шаби торӣ.
Саъдӣ он табъ надорад, ки зи хӯи ту биранҷад,
Хуш бувад, ҳар чӣ ту гӯию шакар, ҳар чӣ ту борӣ.

567

Агар ба туҳфаи ҷонон ҳазор ҷон орӣ,
Муҳаққар аст, нашояд, ки бар забон орӣ.
Ҳадиси ҷон бари ҷонон ҳамин масал бошад,
Ки зар ба кон барию гул ба бӯстон орӣ.
Ҳанӯз дар дилат, эй офтобрух, нагузашт,
Ки сояе ба сари ёри меҳрбон орӣ?!
Туро чӣ ғам, ки маро дар ғамат нагирад хоб?
Ту, подшоҳ, куҷо ёди посбон орӣ?
Зи ҳусни рӯи ту бар дини халқ метарсам,
Ки бидъате ки набудаст, дар ҷаҳон орӣ.
Кас аз каноре дар рӯи ту нигаҳ накунад,
Ки оқибат на ба шӯхиш дар миён орӣ.
Зи чашми масти ту воҷиб кунад, ки ҳушёрон
Ҳазар кунанд, вале тохтан ниҳон орӣ.
Ҷавоби талх чӣ дорӣ? Бигӯю бок мадор,
Ки шаҳди маҳз бувад, чун ту бар даҳон орӣ.
В-агар ба ханда дарой, чӣ ҷои марҳами реш?
Ки мумкин аст, ки дар ҷисми мурда ҷон орӣ.
Яке латифа зи ман бишнав, эй ки дар офоқ
Сафар кунию латоиф зи баҳру кон орӣ.
Гарат бадоиъи Саъдӣ набошад андар бор,
Ба пеши аҳлу қиробат[1] чӣ армуғон орӣ?

[1] Хешону наздикон.

568

Кас аз ин намак надорад, ки ту, эй ғулом, дорӣ,
Дили реши ошиқонро намаке тамом дорӣ.
На ман уфтода танҳо ба каманди орзуят,
Ҳама кас сари ту дорад, ту сари кадом дорӣ?
Малако, маҳо, нигоро, санамо, буто, баҳоро,
Мутаҳаййирам, надонам, ки ту худ чӣ ном дорӣ.
Назаре ба лашкаре кун, ки ҳазор хун бирезӣ,
Ба хилофи теғи ҳиндӣ, ки ту дар ниём дорӣ.
Сифати рухом[1] дорад тани нарми нозанинат,
Дили сахт низ бо ӯ, на кам аз рухом дорӣ.
Ҳама дидаҳо ба сӯят, нигарони ҳусни рӯят,
Манам он камина мурғат, ки асири дом дорӣ.
Чӣ мухолифат бидидӣ, ки мухолитат буридӣ?
Магар он ки мо гадоему ту эҳтишом дорӣ.
Ба ҷуз ин гунаҳ надорам, ки муҳиббу меҳрбонам,
Ба чӣ ҷурми дигар аз ман сари интиқом дорӣ?
Гила аз ту, ҳошалиллаҳ, накунанду худ набошад,
Магар аз вафои аҳде, ки на бардавом дорӣ.
Назар аз ту барнагирам ҳама умр, то бимирам,
Ки ту дар дилам нишастию сари мақом[2] дорӣ.
Сухани латифи Саъдӣ на сухан, ки қанди мисрӣ
Хиҷил аст аз ин ҳаловат, ки ту дар калом дорӣ.

[1] Санги мармар.
[2] Қиём, бархостан.

569

Ҳадис ё шакар аст, он ки дар даҳон дорӣ?
Дувум ба лутф нагӯям, ки дар ҷаҳон дорӣ.
Гуноҳи ошиқи бечора нест дар паи ту,
Гуноҳи туст, ки рухсори дилситон дорӣ.
Ҷамоли оrази хуршеду ҳусни қомати сарв
Туро расад, ки чу даъво кунӣ, баён дорӣ.
Надонам, эй камар, ин салтанат чӣ лоиқи туст,
Ки бо чунин санаме даст дар миён дорӣ?
Басест, то дили гумкарда боз меҷустам,
Дар абрувони ту бишнохтам, ки он дорӣ.
Туро ки зулфу буногӯшу хадду қад ин аст,
Марав ба боғ, ки дар хона бӯстон дорӣ.
Бад-ин сифат ки туӣ, дил чӣ ҷои хидмати туст?
Фаротар ой, ки раҳ дар миёни ҷон дорӣ.
Гар ин равиш, ки ту, товус, мекунӣ рафтор,
На бурҷи ман, ки ҳама олам ошён дорӣ.
Қадам зи хона чу берун ниҳӣ, ба иззат неҳ,
Ки хуни дидаи Саъдӣ бар остон дорӣ.

570

Ҳаргиз набувад сарв ба боло, ки ту дорӣ,
Ё маҳ ба сафои рухи зебо, ки ту дорӣ.
Гар шамъ набошад шаби дилсӯхтагонро,
Равшан кунад ин ғурраи ғарро[1], ки ту дорӣ.
Ҳурони биҳиштӣ, ки дили халқ ситонанд,
Ҳаргиз наситонанд дили мо, ки ту дорӣ.
Бисёр бувад сарви равону гули хандон,
Лекин на бад-ин сурату боло, ки ту дорӣ.
Пайдост, ки сарпанҷаи моро чӣ бувад зӯр
Бо соъиди симини тавоно, ки ту дорӣ.
Сеҳри суханам дар ҳама офоқ бибурданд,
Лекин чӣ занад бо яди байзо, ки ту дорӣ?
Амсоли ту аз суҳбати мо нанг надоранд,
Ҷои магас аст ин ҳама ҳалво, ки ту дорӣ.
Ин рӯй ба саҳро кунад, он майл ба бустон,
Ман рӯй надорам магар он ҷо, ки ту дорӣ.
Саъдӣ, ту наёромию кӯтаҳ накунӣ даст,
То сар наравад дар сари савдо, ки ту дорӣ.
То майл набошад ба висол аз тарафи дӯст,
Суде накунад ҳирсу таманно, ки ту дорӣ.

[1] Моҳи равшан, маҷ.пешонии равшану тобнок.

571

Ту агар ба ҳусн даъво накунӣ, гувоҳ дорӣ,
Ки ҷамоли сарви бустону камоли моҳ дорӣ.
Дари кас намекушоям, ки ба хотирам дарояд,
Ту ба андаруни ҷон ой, ки ҷойгоҳ дорӣ.
Малакӣ, маҳӣ, надонам, ба чӣ кунятат[1] бихонам?
Ба кадом ҷинс гӯям, ки ту иштибоҳ дорӣ?
Бари кас наметавонам ба шикоят аз ту рафтан,
Ки қабулу қувватат ҳасту ҷамолу ҷоҳ дорӣ.
Гули бӯстони рӯят чу шақоиқ аст, лекин
Чӣ кунам ба сурхрӯӣ, ки диле сиёҳ дорӣ?
Чӣ хатои банда дидӣ, ки хилофи аҳд кардӣ?
Магар он ки мо заъифему ту дастгоҳ дорӣ.
На камоли ҳусн бошад турушию рӯи ширин,
Ҳама бад макун, ки мардум ҳама некхоҳ дорӣ.
Ту ҷафо кунию савлат, дигарон дуои давлат,
Чӣ кунанд аз ин латофат, ки ту, подшоҳ, дорӣ.
Ба яке латифа, гуфтӣ, бибарам ҳазор дилро,
На чунон латиф бошад, ки диле нигоҳ дорӣ.
Ба Худой, агар чу Саъдӣ биравад дилат ба роҳе,
Ҳама шаб чун ӯ бихусбию назар ба роҳ дорӣ.

[1] Номе, ки дар аввали он калимаи абӯ, або, абӣ ё ум, ё ибн, ё бинт бошад.

572

Ин чӣ рафтор аст, к-оромидан аз ман мебарӣ?
Ҳушам аз дил мерабоӣ, ақлам аз тан мебарӣ.
Боғу лоластон чӣ бошад, остине барфишон,
Боғбонро гӯ, биё, гар гул ба доман мебарӣ.
Рӯзу шаб мебошад он соат, ки ҳамчун офтоб
Менамоӣ рӯю дигар бози[1] равзан мебарӣ.
Мӯят аз пас то камаргаҳ хӯшае бар хирман аст,
Зинҳор, он хӯша пинҳон кун, ки хирман мебарӣ.
Дил ба айёрӣ бибурдӣ ногаҳон аз дасти ман,
Дузд шаб гардад, ту фориғ рӯзи равшан мебарӣ.
Гар ту баргардидӣ аз ман бе гуноҳу бе сабаб,
То магар ман низ баргардам, ғалат зан мебарӣ.
Чун наёяд дуд аз он хирман, ки оташ мезанӣ?
Ё бибандад хун аз ин мавзеъ, ки сӯзан мебарӣ?
Ин тариқи душманӣ бошад, на роҳи дӯстӣ,
К-обрӯи дӯстон дар пеши душман мебарӣ.
Айби мискине макун, афтону хезон дар паят,
К-ӯ намеояд, ту занҷираш ба гардан мебарӣ.
Саъдиё, гуфтори ширин пеши он кому даҳон
Дур ба дарё мефиристӣ, зар ба маъдан мебарӣ.

[1] Ба ҷониби, ба сӯи.

573

Ту дар каманд наяфтодаию маъзурӣ,
Аз он ба қуввати бозуи хеш мағрурӣ.
Гар он ки хирмани ман сӯхт, бо ту пардозад,
Муяссарат нашавад ошиқию мастурӣ.
Биҳиштрӯи ман, он луъбати парирухсор,
Ки дар биҳишт набошад ба лутфи ӯ ҳурӣ.
Ба гиря гуфтамаш, эй сарвқадди симандом,
Агарчи сарв набошад бар ӯ гули сурӣ.
Дуруштхӯию бадаҳдӣ аз ту напсанданд,
Ки хубманзарию дилфиреб манзурӣ.
Ту дар миёни халоиқ ба чашми аҳли назар
Чунон ки дар шаби торик пораи нурӣ.
Агар ба ҳусни ту бошад табиб дар офоқ,
Кас аз Худой нахоҳад шифои ранҷурӣ.
Зи кибру ноз чунон мекунӣ ба мардуми чашм,
Ки бе шароб гумон мебарам, ки махмурӣ.
Ман аз ту даст нахоҳам ба бевафоӣ дошт,
Ту ҳар гуноҳ ки хоҳӣ, бикун, ки мағфурӣ.
Зи чанд гуна сухан рафту дар миён омад
Ҳадиси ошиқию муфлисию маҳҷурӣ.
Ба ханда гуфт, ки, Саъдӣ, сухан дароз макун,
Миёнтиҳию фаровонсухан чу танбурӣ.
Чу соя ҳечкас аст одамӣ, ки ҳечаш нест,
Маро аз ин чӣ, ки чун офтоб машҳурӣ?!

574

Мо бе ту ба дил барназадем оби сабурӣ,
Чун сангдилон дил биниҳодем ба дурӣ.
Баъд аз ту кӣ дар чашми ман ояд, ки ба чашмам
Гӯӣ ҳама олам зулумот асту ту нурӣ.
Халқе ба ту муштоқу ҷаҳоне ба ту равшан,
Мо аз ту гурезону ту аз ҳалқ нафурӣ[1].
Ҷуз хатти диловези ту бар тарфи буногӯш
Сабза нашунидам, ки дамад бар гули сурӣ.
Дар боғ рав, эй сарви хиромон, ки халоиқ
Гӯянд, магар боғи биҳишт асту ту ҳурӣ.
Рӯи ту на рӯест, к-аз ӯ сабр тавон кард,
Лекин чӣ кунам, гар накунам сабр зарурӣ?
Саъдӣ ба ҷафо дасти умед аз ту надорад,
Ҳам ҷаври ту беҳтар, ки зи рӯи ту сабурӣ.

[1] Гурезон.

575

Ҳар салтанат ки хоҳӣ, мекун, ки дилпазирӣ,
Дар дасти хубрӯён давлат бувад асирӣ.
Ҷон бохтан ба кӯят дар орзуи рӯят
Донистаам, валекин хунхори ногузирӣ.
Мулк они тусту лашкар сар бар замини хидмат,
Гар бегунаҳ бисӯзӣ, в-ар бехато бигирӣ.
Гар ман сухан нагӯям дар васфи рӯю мӯят,
Оинаат бигӯяд пинҳон, ки беназирӣ.
Он к-ӯ надида бошад гул дар миёни бустон,
Шояд ки хира монад дар арғавону хирӣ[1].
Гуфтам, магар чу рафтӣ, ғоиб шавӣ зи чашмам,
Он нестӣ, ки рафтӣ, онӣ, ки дар замирӣ.
Эй боди субҳи бустон, пайғоми васли ҷонон,
Меваз, ки хушнасимӣ, медам, ки хушъабирӣ.
Ӯро наметавон дид аз мунтаҳои хубӣ,
Мо худ наменамоем аз ғояти ҳақирӣ.
Гар ёр бо ҷавонон хоҳад нишасту риндон,
Мо низ тавба кардем аз зоҳидию пирӣ.
Саъдӣ, назар бипӯшон ё хирқа дар миён неҳ,
Риндӣ раво набошад дар ҷомаи фақирӣ.

[1] Гули шаббӯ, гули ҳамешабаҳор, хайру.

576

Агар кулолаи мушкин зи рух барандозӣ,
Кунанд дар қадамат ошиқон сарандозӣ.
Агар ба рақс дароӣ ту, сарви симандом,
Назора кун, ки чӣ мастӣ кунанду ҷонбозӣ.
Ту бо чунин қаду болову сурати зебо
Ба сарву лолаву шамшоду гул напардозӣ.
Кадом боғ чу рухсори ту гуле дорад?
Кадом сарв кунад бо қадат сарафрозӣ?
Ба ҳусни холу буногӯш агар нигоҳ кунӣ,
Назар зи хеш дигар бар касе наяндозӣ.
Ғуломи боди сабоям, ғуломи боди сабо,
Ки бо кулолаи ҷаъдат ҳамекунад бозӣ.
Бигӯй, мутриби маҷлис, бисоз замзамае,
Бинол, булбули мастон, ки бас хушовозӣ.
Кӣ гуфтааст, ки сад дил ба ғамзае бибарӣ?
Ҳазор сайд ба як тохтан бияндозӣ.
Зи лутфи лафзи шакарбори гуфтаи Саъдӣ
Шудам ғуломи ҳама шоирони шерозӣ.

577

Умедворам, агар сад раҳам бияндозӣ,
Ки бори дигарам аз рӯи лутф бинвозӣ.
Чу рӯзгор насозад, ситеза натвон бурд,
Зарурат аст, ки бо рӯзгор дарсозӣ.
Ҷафои ишқи ту бар ақли ман ҳамон масал аст,
Ки саргазит[1] ба кофир ҳамедиҳад ғозӣ[2].
Дареғи бозуи тақво, ки дасти рангинат
Ба қатли ман сари ангушт мекунад бозӣ.
Басе мутолиа кардем нақши оламро,
Зи ҳар кӣ дар назар ояд, ба ҳусн мумтозӣ.
Ҳазор чун ман агар меҳнату бало бинад,
Туро аз он чӣ, ки дар неъматию дар нозӣ!
Ҳадиси ишқи ту пайдо накардаме бари халқ,
Гар оби дида накардӣ ба гиря ғаммозӣ.
Зиҳӣ савор, ки сад дил ба ғамзае бибарӣ,
Ҳазор сайд ба як тохтан бияндозӣ.
Туро чу Саъдӣ агар бандае бувад, чӣ шавад,
Ки дар рикоби ту бошад ғуломи шерозӣ.
Гараш ба қаҳр биронӣ, ба лутф боз ояд,
Ки зар ҳамон бувад, ар чанд бор бигдозӣ.
Чу об меравад ин порсӣ ба қуввати табъ,
На маркабест, ки аз вай сабақ барад тозӣ.

[1] Заре, ки аз кофирон ба тариқи ҷизя бигиранд.
[2] Ғазокунанда, ҷангҷӯи мусулмон.

578

Ту худ ба суҳбати амсоли мо напардозӣ,
Назар ба ҳоли парешони мо наяндозӣ.
Висоли мову шумо дер муттафиқ гардад,
Ки ман асири ниёзам, ту соҳиби нозӣ.
Куҷо ба сайди малах ҳимматат фуруд ояд,
Бад-ин сифат, ки ту бози баландпарвозӣ.
Ба ростӣ, ки на ҳамбозии ту будам ман,
Ту шӯхдида магас бин, ки мекунад бозӣ.
Зи дасти турки хитоӣ касе ҷафо чандон
Намебарад, ки ман аз дасти турки шерозӣ.
В-агар ҳалоки манат дархур аст, боке нест,
Қатили ишқ шаҳид асту қотилаш ғозӣ.
Кадом сангдил аст, он ки айби мо гӯяд?
Гар офтоб бибинӣ, чу мум бигдозӣ.
Муяссарат нашавад сирри ишқ пӯшидан,
Ки оқибат бикунад ранги рӯй ғаммозӣ.
Чӣ ҷурм рафт, ки бо мо сухан намегӯӣ?
Чӣ душманист, ки бо дӯстон намесозӣ?
Ман аз фироқи ту бе чора сайл меронам
Мисоли абри баҳору ту хайл метозӣ.
Ҳанӯз бо ҳама бадаҳдият дуогӯям,
Ки гар ба қаҳр биронӣ, ба лутф бинвозӣ.
Ту ҳамчу соҳиби девон макун, ки Саъдиро
Ба як раҳ аз назари хештан бияндозӣ.

579

То кай, эй оташи савдо, ба сарам бархезӣ?
То кай, эй нолаи зор, аз ҷигарам бархезӣ?
То кай, эй чашмаи симоб, ки дар чашми манӣ,
Аз ғами дӯст ба рӯи чу зарам бархезӣ?
Як замон дидаи ман раҳ ба суи хоб барад,
Эй хаёл, ар шабе аз раҳгузарам бархезӣ.
Эй дил, аз баҳри чӣ хуноба шудӣ дар бари ман?
Зуд бошад, ки ту низ аз назарам бархезӣ.
Ба чӣ дониш занӣ, эй мурғи саҳар, навбати рӯз?
Ки на ҳар субҳ ба оҳи саҳарам бархезӣ.
Эй ғам, аз ҳамнафасии ту малолам бигирифт,
Ҳечат афтад, ки, Худоро, зи сарам бархезӣ?

580

Гар дарунсӯхтае бо ту барорад нафасе,
Чӣ тафовут кунад андар шакаристон магасе?
Эй ки инсофи дили сӯхтагон менадиҳӣ,
Худ чунин рӯй набояст намудан ба касе.
Рӯзе андар қадамат афтаму гар сар биравад,
Беҳ зи ман дар сари ин воқиа рафтанд басе.
Домани дӯст ба дунё натавон дод аз даст,
Ҳайф бошад, ки диҳӣ домани гавҳар ба хасе.
То ба имрӯз маро дар сухан ин сӯз набуд,
Ки гирифтор набудам ба каманди ҳавасе.
Чун сароидани булбул, ки хуш ояд бар шох,
Лекин он сӯз надорад, ки бувад дар қафасе.
Саъдиё, гар зи дил оташ ба қалам дарназадӣ,
Пас, чаро дуд ба сар меравадаш ҳар нафасе?

581

Ҳамезанам нафасе сард бар умеди касе,
Ки ёд н-оварад аз ман ба солҳо нафасе.
Ба чашми раҳм ба рӯям назар ҳаме накунад,
Ба дасти ҷавру ҷафо гӯшмол дода басе.
Дилам бибурду ба ҷон зинҳор менадиҳад,
Касе ба шаҳри шумо ин кунад ба ҷои касе?
Ба ҳар чӣ дарнигарам, нақши рӯи ӯ бинам,
Кӣ дида дар ҳама олам бад-ин сифат ҳавасе?
Ба дасти ишқ чи шери сияҳ, чи мӯрчае,
Ба доми ҳаҷр чи бози сафед, чи магасе.
Аҷаб мадор зи ман рӯи зарду нолаи зор,
Ки кӯҳ коҳ шавад, гар барад ҷафои хасе.
Бар остони висолат ниҳода сар Саъдӣ,
Бар остони хаёлат набуда дастрасе.

582

Ёр гирифтаам басе, чун ту надидаам касе,
Шамъ чунин наёмадаст аз дари ҳеч маҷлисе.
Одати бахти ман набуд он, ки ту ёдам оварӣ,
Нақд чунин кам уфтад, хоса ба дасти муфлисе.
Суҳбат аз ин шарифтар, сурат аз ин латифтар,
Доман аз ин назифтар, васфи ту чун кунад касе?
Ходимаи саройро гӯ, дари ҳуҷра банд кун,
То ба сари ҳузури мо раҳ набарад мувасвисе[1].
Рӯзи висоли дӯстон дил наравад ба бӯстон,
Ё ба гуле нигаҳ кунад, ё ба ҷамоли наргисе.
Гар бикушӣ, куҷо равам? Тан ба қазо ниҳодаам,
Санги ҷафои дӯстон дард намекунад басе.
Қисса ба ҳар кӣ мебарам, фоидае намедиҳад,
Мушкили дарди ишқро ҳал накунад муҳандисе.
Ин ҳама хор мехурад Саъдию бор мебарад,
Ҷои дигар намеравад, ҳар кӣ гирифт мӯнисе.

[1] Васвасагар, бадандеш.

583

Мо сипар андохтем, гар ту камон мекашӣ,
Гӯ, дили мо хуш мабош, гар ту бад-ин дилхушӣ.
Гар бикушӣ, бандаем, в-ар бинавозӣ, равост,
Мо ба ту мустаънисем[1], ту ба чӣ муставҳишӣ[2]?
Гуфтӣ, агар дарди ишқ пой надорӣ, гурез,
Чун битавонам гурехт, то ту камандам кашӣ?
Дида фурӯ дӯхтем, то на ба дӯзах барад,
Боз нигаҳ мекунам, сахт биҳиштивашӣ.
Ғояти хубӣ, ки ҳаст қабзаву шамшеру даст,
Халқ ҳасад мебаранд, чун ту маро мекушӣ.
Мӯҷиби фарёди мо хасм надонад, ки чист,
Чораи маҷрӯҳи ишқ нест ба ҷуз хомушӣ.
Чанд тавон, эй салим, об бар оташ задан?
К-оби диёнат барад ранги рухи оташӣ.
Одамии ҳушманд айш надорад зи фикр,
Соқии маҷлис, биёр он қадаҳи беҳушӣ.
Масти маи ишқро айб макун, Саъдиё,
Маст бияфтӣ ту низ, гар ҳам аз ин мечашӣ.

[1] Унсгирифта, маънус.
[2] Раманда, гурезон.

584

Ҳаргиз он дил бинамирад, ки ту ҷонаш бошӣ,
Некбахт он ки ту дар ҳар ду ҷаҳонаш бошӣ.
Ғаму андеша дар он доира ҳаргиз наравад,
Ба ҳақиқат, ки ту чун нуқта миёнаш бошӣ.
Ҳаргизаш боди сабо барг парешон накунад,
Бӯстоне ки чу ту сарви равонаш бошӣ.
Ҳама олам нигарон, то назари бахти баланд
Бар кӣ афтад, ки ту як дам нигаронаш бошӣ.
Ташнагонат ба лаб, эй чашмаи ҳайвон, мурданд,
Ташнатар он ки ту наздики даҳонаш бошӣ.
Гар тавон буд, ки даври фалак аз сар гиранд,
Ту дигар нодираи даври замонаш бошӣ.
Васфат он нест, ки дар ваҳми сухандон гунҷад,
В-ар касе гуфт, магар ҳам ту забонаш бошӣ.
Чун таҳаммул накунад бори фироқи ту касе,
Бо ҳама дарди дил осоиши ҷонаш бошӣ?
Эй ки бе дӯст ба сар менатавонӣ, ки барӣ,
Шояд, ар муҳтамили бори гаронаш бошӣ.
Саъдӣ он рӯз, ки ғавғои қиёмат бошад,
Чашм дорад, ки ту манзури ниҳонаш бошӣ.

585

Агар ту парда бар ин зулфу рух намепӯшӣ,
Ба ҳадки[1] пардаи соҳибдилон ҳамекӯшӣ.
Чунин қиёмату қомат надидаам ҳама умр,
Ту сарв ё баданӣ, шамс ё буногӯшӣ.
Ғуломи ҳалқаи симини гӯшвори туам,
Ки подшоҳи ғуломони ҳалқадаргӯшӣ.
Ба кунҷи хилвати покону порсоён ой,
Назора кун, ки чӣ мастӣ кунанду мадҳушӣ.
Ба рӯзгори азизон, ки ёд мекунамат
Аладдавом[2], на ёде пас аз фаромӯшӣ.
Чунон мувофиқи табъи манию дар дили ман
Нишастаӣ, ки гумон мебарам, дар оғӯшӣ.
Чӣ некбахт касоне, ки бо ту ҳамсухананд,
Маро на заҳраи гуфту на сабри хомӯшӣ.
Рақиби номутаносиб чӣ аҳли суҳбати туст,
Ки табъи ӯ ҳама нешу ту сар ба сар нӯшӣ?
Ба тарбият ба чаман гуфтам, эй насими сабо,
Бигӯй, то надиҳад гул ба хори човушӣ[3].
Ту сӯзи синаи мастон надидӣ, эй ҳушёр,
Чу оташет набошад, чӣ гуна барҷӯшӣ?
Туро ки дил набувад, ошиқӣ чӣ донӣ, чист?
Туро ки самъ набошад, самоъ нанюшӣ.
Вафои ёр ба дунёву дин мадеҳ, Саъдӣ,
Дареғ бошад Юсуф, ба ҳар чӣ бифрӯшӣ.

---

[1] Пардадарӣ, расвоӣ.
[2] Пайваста.
[3] Пешвоии лашкар ва корвон.

586

Ба поён омад ин дафтар, ҳикоят ҳамчунон боқӣ,
Ба сад дафтар нашояд гуфт ҳасбулҳоли муштоқӣ.
Китобун болиғун миннӣ ҳабибан муъризан ғаннӣ,
Анифал мо таро иннӣ ало аҳдӣ ва мисоқӣ.
Нагӯям, нисбате дорам ба наздикони даргоҳат,
Ки худро бар ту мебандам ба солусию зарроқӣ.
Ахиллоӣ ва аҳбобӣ зару мин ҳуббиҳи мобӣ,
Маризулишқи ло ябрӣ ва ло яшку иларроқӣ.
Нишони ошиқ он бошад, ки шаб бо рӯз пайвандад,
Туро гар хоб мегирад, на соҳибдарди ушшоқӣ.
Қум имло васқинӣ каъсан ва даъ мо фиҳи масмуман,
Амо анталлазӣ тасқӣ фаъайнуссимма тирёқӣ.
Қадаҳ, чун даври мо бошад, ба ҳушёрони маҷлис деҳ,
Маро бигзор, то ҳайрон бимонад чашм дар соқӣ.
Саъо фӣ ҳадкиюшшаънӣ ва ламмо ядри мо шаънӣ,
Ана-л-маҷнуну ло аъбо би иҳроқин ва иғроқӣ.
Магар шамси фалак бошад бад-ин фархундадидорӣ?
Магар нафси малак бошад бад-ин покизаахлоқӣ?
Лақайту-л-усда фӣ-л-ғоботи ло тақво ало сайдӣ
Ва ҳозаззабю фӣ Шероза ясбинӣ би аҳдоқӣ.
На ҳуснат охире дорад, на Саъдиро сухан поён,
Бимирад ташна мустасқию дарё ҳамчунон боқӣ.

587

Ба қалам рост наёяд сифати муштоқӣ,
Содатӣ иҳтарақал-қалбу минал-ашвоқӣ,
Нашавад дафтари дарди дили маҷрӯҳ тамом,
Лав азофу суҳуфаддаҳри ило авроқӣ,
Орзуи дили халқӣ ту ба ширинсуханӣ,
Асари раҳмати Ҳаққӣ ту ба некахлоқӣ.
Бе азизон чӣ таматтуъ[1] бувад аз умри азиз?
Кайфа яҳлу заманулбайни ладал-ушшоқӣ?
Ман ҳамон ошиқам, ар з-он ки ту он дӯст най,
Анна аҳвока ва ин милта анил-мисоқӣ.
Ҳайсу ло тахлуфу манзура ҳабибӣ аринӣ,
Чӣ кунам, қиссаи ин ғусса кунам дар боқӣ.
Ба ду чашми ту, ки гар бе ту барандам ба биҳишт,
Накунам майл ба ҳурону назар бо соқӣ.
Саъдӣ аз дасти ғамат чок зада домани умр,
Бештар з-ин накунад собирию муштоқӣ.

[1] Баҳра.

588

Умрам ба охир омад, ишқам ҳанӯз боқӣ,
В-аз май чунон на мастам, к-аз ишқи рӯи соқӣ.
Ё ғояталамонӣ, қалбӣ ладайка фонӣ,
Шахсӣ камо таронӣ мин ғоят-иштиёқӣ.
Эй дардманди мафтун бар хадду холи мавзун,
Қадри висолаш акнун донӣ, ки дар фироқӣ.
Ё саъду кайфа сирно фӣ балдатин ҳаҷарно,
Мин баъди мо шаҳарно вал-айди фӣ-л-иноқӣ.
Баъд аз Ироқ ҷое хуш н-оядам ҳавое,
Мутриб, бизан навое з-он пардаи ироқӣ.
Хоназзамону аҳдӣ ҳатто бақиту ваҳдӣ,
Радду алайя вуддӣ биллоҳи ё рифоқӣ.
Дар сарву маҳ чӣ гӯӣ, эй маҷмаъи накӯӣ?
Ту моҳи мушкбӯӣ, ту сарви симсоқӣ.
Ин митту фӣ ҳавоҳо даънӣ амут фидоҳо,
Ё одилӣ набоҳо зарнӣ ва мо улоқӣ.
Чанд аз ҳадиси онон, хезед, эй ҷавонон,
То дар ҳавои ҷонон бозем умри боқӣ.
Қома-л-ғиёсу ламмо зумма-л-ҷамолу заммо,
Валлайлу мудлаҳиммо ваддамъу фӣ-л-маоқӣ.
То дар миён наёрӣ, бегонаӣ, на ёрӣ,
Дарбоз, ҳар чӣ дорӣ, гар марди иттифоқӣ.

589

Дили девонагиям ҳасту сари нобокӣ,
Ки на корест шикебоию андуҳнокӣ.
Сар ба хумхонаи ташнеъ[1] фурӯ хоҳам бурд,
Хирқа, гӯ, дар бари ман даст бишӯй аз покӣ.
Даст дар дил куну ҳар пардаи пиндор, ки ҳаст,
Бидар, эй сина, ки аз дасти маломат чокӣ.
То ба нахчири дили сӯхтагон кардӣ майл,
Ҳар замон баста диле сӯхта бар фитрокӣ.
Анта райёну ва кам ҳаблука қалбун содин,
Анта фарҳону ва кам наҳвука тарфун бокӣ.
Ё Раб, он оби ҳаёт аст бад-он ширинӣ,
Ё Раб, он сарви равон аст, бад-он чолокӣ?
Ҷомае паҳнтар аз коргаҳи имконӣ,
Луқмае бештар аз ҳавсалаи идрокӣ.
Дар шиканҷи сари зулфи ту, дареғо, дили ман,
Ки гирифтори ду мор аст, бад-ин заҳҳокӣ.
Оҳи ман бод ба гӯши ту расонад, ҳаргиз?
Ки на мо бар сари хокему ту бар афлокӣ?
Алғиёс аз ту[2], ки ҳам дардию ҳам дармонӣ,
Зинҳор аз ту, ки ҳам заҳрию ҳам тарёкӣ.
Саъдиё, оташи савдои туро обе бас,
Бод бефоида мафрӯш, ки муште хокӣ.

---

[1] Маломат сарзаниш.
[2] Дод мехоҳам аз ту.

590

Ишқи ҷонон дар ҷаҳон ҳаргиз набудӣ кошкӣ,
Ё чу буд андар дилам, камтар фузудӣ кошкӣ.
Озмудам дарду доғи ишқ боре сад ҳазор,
Ҳамчу ман маъшуқ як раҳ озмудӣ кошкӣ.
Нағнавидам[1], з-он хаёлашро намебинам ба хоб,
Дидаи гирёни ман як шаб ғунудӣ кошкӣ.
Аз чӣ нанмояд ба ман дидори хеш он дилфурӯз?
Розиям, розӣ, чунон рӯй ар намудӣ кошкӣ.
Ҳар замон гӯям зи доғи ишқу тимори фироқ,
Дил рабуд аз ман нигорам, ҷон рабудӣ кошкӣ.
Нолаҳои зори ман шояд ки гар кас нашнавад,
Лобаҳои зори ман як шаб шунудӣ кошкӣ.
Саъдӣ аз ҷон мехурад савганду мегӯяд ба дил:
Ваъдаҳояшро вафо боре намудӣ кошкӣ.

591

Сахт зебо меравӣ якборагӣ,
Дар ту ҳайрон мешавад наззорагӣ[2].
Инчунин рух бо парӣ бояд намуд,
То биёмӯзад парирухсорагӣ.
Ҳар киро пеши ту пой аз ҷой рафт,
Зери бораш барнахезад борагӣ[3].
Чашмҳои нимхобат солу моҳ
Ҳамчу ман мастанд бе майхорагӣ.
Хастагонатро шикебоӣ намонд,
Ё даво кун, ё бикуш якборагӣ.
Дӯст, то хоҳӣ ба ҷои мо, накӯст,
Дар ҳасудон уфтод оворагӣ.
Саъдиё, таслими фармон шав, ки нест
Чораи ошиқ ба ҷуз бечорагӣ.

[1] Наёрамидам, нахобидам.
[2] Тамошогар.
[3] Асп.

592

Рӯй бипӯш, эй қамари хонагӣ,
То накашад ақл ба девонагӣ.
Булъаҷабиҳои хаёлат бибаст
Чашми хирадмандию фарзонагӣ.
Бо ту бибошам ба кадом обрӯй?
Ё бигурезам ба чӣ мардонагӣ?
Бо ту баромехтанам орзуст,
В-аз ҳама кас ваҳшату бегонагӣ.
Парда барандоз шабе шамъвор,
То ҳама сӯзем ба парвонагӣ.
Ё бикунад хонаи Саъдӣ хаёл,
Ё бибарад дӯст ба ҳамхонагӣ.

593

Басам аз ҳаво гирифтан, ки паре намонду боле,
Ба куҷо равам зи дастат, ки намедиҳӣ маҷоле?
На раҳи гурез дорам, на тариқи ошноӣ,
Чӣ ғам уфтодаеро, ки тавонад эҳтиёле?
Ҳама умр дар фироқат бигузашту саҳл бошад,
Агар эҳтимол дорад ба қиёмат иттисоле.
Чӣ хуш аст дар фироқе ҳама умр сабр кардан,
Ба умеди он ки рӯзе ба каф уфтад висоле.
Ба ту ҳосиле надорад ғами рӯзгор гуфтан,
Ки шабе надида бошӣ ба дарознои соле.
Ғами ҳоли дардмандон, на аҷаб, гарат набошад,
Ки чунин нарафта бошад ҳама умр бар ту ҳоле.
Сухане бигӯй бо ман, ки чунон асири ишқам,
Ки ба хештан надорам зи вуҷудат иштиғоле.
Чӣ нишинӣ, эй қиёмат, бинамой сарви қомат,
Ба хилофи сарви бустон, ки надорад эътидоле,
Ки на имшаб он самоъ аст, ки даф халос ёбад
Ба тапончаею[1] барбат[2] бираҳад ба гӯшмоле.
Дигар офтоби рӯят манамой осмонро,
Ки қамар зи шармсорӣ бишикаст чун ҳилоле.
Хати мушкбӯю холат ба муносибат, ту гӯй,
Қалами ғубор мерафту фурӯ чакид холе.
Ту ҳам ин магӯй, Саъдӣ, ки назар гуноҳ бошад,
Гунаҳ аст баргирифтан назар аз чунин ҷамоле.

---

[1] Зарба, силӣ.
[2] Номи соз.

594

Тараҳҳам зиллатӣ, ё залмаолӣ,
Ва восилнӣ, изо шаввашта ҳолӣ.
Ало ё ноисаттарфайни сукрӣ,
Салиссаҳрона ан тулиллаёлӣ,
Надорам чун ту дар олам дигар дӯст,
Агарчи дӯстӣ, душманфиъолӣ.
Камолулҳусни фиддунё мусунун,
Камислилбадри фӣ ҳаддилкамолӣ.
Мураккаб дар вуҷудам ҳамчу ҷонӣ,
Мусаввар дар димоғам чун хаёлӣ.
Фамо заннавму? Қиланнавму роҳа,
Ва молиннавму фӣ тулиллаёлӣ.
Даме дилдорию соҳибдилӣ кун,
Ки бархур бодӣ аз соҳибҷамолӣ!
Алам танзур ило айнӣ ва дамъӣ,
Таро филбаҳри асдофаллаолӣ.
Ба гӯшат гар расонам нолаи зор,
Зи сӯзи нолаи зорам биналӣ.
Лақад каллафта мо лам ақви ҳамлан,
Ва мо лӣ ҳилатун ғайраҳтимолӣ,
Ки кӯтаҳ бод чун дасти ман аз дӯст
Забони душманон аз бадсиголӣ!
Ало ё соилан аннӣ таваққаф,
Фа мо қалбулмуанно анка солӣ.
Ба чашмонат, ки гарчи дурӣ аз чашм,
Дил аз ёди ту як дам нест холӣ.
Манаътунноса ястасқуна ғайсан,
Анистарсалту дамъан каллаолӣ.
Ҷаҳоне ташнагонро дида дар туст,
Чунин покиза пиндорам зулолӣ.
Ва ло фикал-иродат фавқа васфин,
Валокин лам тузиднӣ маҳтиёлӣ?
Чӣ дастон бо ту даргирад чу рӯбоҳ,
Ки аз мардум гурезон чун ғазолӣ?

Ҷарат айноа мин зикрока сайлан,
Салилҷирона аннӣ моҷаро лӣ.
Намояндат ба ҳам халқе ба ангушт,
Чу бинанд он ду абрӯи ҳилолӣ.
Ҳифозӣ лам язал мо дунту ҳайян,
Ва лав антум заҷартум мин висолӣ.
Дилат сахт асту паймон андаке суст,
Дигар дар ҳар чӣ гӯям, баркамолӣ.
Изо конафтизоҳӣ фика ҳулван,
Фақул лӣ мо лиуззолӣ ва молӣ?
Маро бо рӯзгори хеш бигзор,
Нагирад сарзаниш дар лоуболӣ.
Таронӣ нозиман фӣ-л-ваҷди байтан,
Ва тарфӣ носирун иқдаллаолӣ.
Нагӯям қоматат зебост ё чашм,
Ҳама лутфию сар то по ҷамолӣ.
Ва ин кунтум саимтум тула максӣ,
Ҳаволикум, фақад ҳонартиҳолӣ.
Чу Саъдӣ хок шуд, суде надорад,
Агар хоки вай андар дида молӣ.

595

Ҳаргиз ҳасад набурдам бар мансабею моле,
Илло бар он ки дорад бо дилбаре висоле.
Донӣ, кадом неъмат дар васф менаёяд?
Чашме, ки боз бошад ҳар лаҳза бар ҷамоле.
Хуррам тане, ки маҳбуб аз дар фарозаш ояд,
Чун ризқи некбахтон бе заҳмати суоле.
Ҳамчун ду мағзи бодом андар яке хазина,
Бо ҳам гирифта унсе, в-аз дигарон малоле.
Донӣ, кадом ҷоҳил бар ҳоли мо бихандад?
К-ӯро набуда бошад дар умри хеш ҳоле.
Баъд аз ҳабиб бар ман нагзашт ҷуз хаёлаш,
В-аз пайкари заъифам нагзошт ҷуз хаёле.
Аввал ки гӯй бурдӣ, ман бурдаме ба дониш,
Гар судманд будӣ бе дӯст эҳтиёле.
Соли висол бо ӯ як рӯз буд, гӯӣ,
В-акнун дар интизораш рӯзе ба қадри соле.
Айёмро ба моҳе як шаб ҳилол бошад,
В-он моҳи дилситонро ҳар абруе ҳилоле.
Сӯфӣ назар набозад, ҷуз бо чунин ҳарифе,
Саъдӣ ғазал нагӯяд, ҷуз бар чунин ғазоле.

596

Маро ту ҷони азизию ёри мухтарамӣ,
Ба ҳар чӣ ҳукм кунӣ бар вуҷуди ман, ҳакамӣ[1].
Ғамат мабоду газандат мабоду дард мабод,
Ки мӯниси дилу ороми ҷону дафъи ғамӣ.
Ҳазор тундию сахтӣ бикун, ки саҳл бувад
Ҷафои мисли ту бурдан, ки соҳиби карамӣ.
Надонам, аз сару поят кадом хубтар аст,
Чӣ ҷои фарқ, ки зебо зи фарқ то қадамӣ.
Агар ҳазор алам дорам аз ту бар дили реш,
Ҳанӯз марҳами решию доруи аламӣ.
Чунин ки мегузарӣ, кофиру мусулмонро
Нигаҳ ба туст, ки ҳам қиблаию ҳам санамӣ.
Чунин ҷамол нашояд, ки ҳар назар бинад,
Магар ки номи Худо гирди хештан бидамӣ.
Нагӯямат, ки гулӣ бар фарози сарви равон,
Ки офтоби ҷаҳонтоб бар сари аламӣ.
Ту, мушкбӯи сияҳчашмро кӣ дарёбад,
Ки ҳамчу оҳуи мушкин аз одамӣ бирамӣ?
Каманди Саъдӣ агар шери беша сайд кунад,
Ту дар каманд наёӣ, ки оҳуи Ҳарамӣ.

[1] Ҳукмкунанда, довар.

597

Бисёр сафар бояд, то пухта шавад хоме,
Сӯфӣ нашавад софӣ, то дарнакашад ҷоме.
Гар пири муноҷот аст, в-ар ринди хароботӣ,
Ҳар кас қаламе рафтаст бар вай ба саранҷоме.
Фардо, ки халоиқро девони ҷазо бошад,
Ҳар кас амале дорад, ман чашм ба инъоме.
Эй булбул, агар нолӣ, ман бо ту ҳамовозам,
Ту ишқи гуле дорӣ, ман ишқи гуландоме.
Сарве ба лаби ҷӯе, гӯянд, чӣ хуш бошад,
Онон ки надидастанд сарве ба лаби боме.
Рӯзе тани ман бинӣ қурбони сари кӯяш,
В-ин ид намебошад, илло ба ҳар айёме.
Эй дар дили реши ман меҳрат чу равон дар тан,
Охир, зи дуогӯе ёд ор ба дашноме.
Бошад, ки ту худ рӯзе аз мо хабаре пурсӣ,
В-арна, кӣ барад, ҳайҳот, аз мо ба ту пайғоме?
Гарчи шаби муштоқон торик бувад, аммо
Навмед набояд буд аз равшании боме.
Саъдӣ, ба лаби дарё дурдона куҷо ёбӣ?
Дар коми наҳангон рав, гар металабӣ коме.

598

Ту кадомию чӣ номӣ, ки чунин хуб хиромӣ,
Хуни ушшоқ ҳалол аст, зиҳӣ шӯхи ҳаромӣ.
Бими он аст дамодам, ки чу парвона бисӯзам
Аз тағобун[1], ки ту чун шамъ чаро шоҳиди омӣ.
Фитна ангезию хун резию халқе нигаронат,
Ки чӣ ширинҳаракотию чӣ матбӯъкаломӣ.
Магар аз ҳайъати ширини ту мерафт ҳадисе,
Найшакар гуфт: Камар бастаам инак ба ғуломӣ.
Кофир ар қомати ҳамчун бути сагини ту бинад,
Бори дигар накунад саҷдаи бутҳои рухомӣ.
Бинишин як нафас, эй фитна, ки бархост қиёмат,
Фитна нодир бинишинад, чу ту дар ҳоли қиёмӣ.
Булъаҷаб бошад аз ин халқ, ки рӯят чу маҳи нав
Менамоянд ба ангушту ту худ бадри тамомӣ.
Кас наёрад, ки кунад ҷавр дар иқболи Атобак,
Ту чунин саркашу бечоракуш аз хайли кадомӣ?
Офати маҷлису майдону ҳалоки зану мардӣ,
Фитнаи хонаву бозору балои дару бомӣ.
Дар сари кори ту кардам дилу дин бо ҳама дониш,
Мурғи зирак ба ҳақиқат манам имрӯзу ту домӣ.
Тоқатам нест зи ҳар бехабаре санги маломат,
Ки ту дар синаи Саъдӣ чу чароғ аз паси ҷомӣ.

[1] Зиёнкорӣ.

599

Чун танг набошад дили мискини ҳамоме[1],
К-иш ёри ҳамовоз бигиранд ба доме?
Дишаб ҳама шаб даст дар оғӯши саломат,
В-имрӯз ҳама рӯз таманнои саломе.
Он буд гулу сунбулу нолидани булбул,
Хуш буд, дареғо, ки накарданд давоме.
Аз ман маталаб сабри ҷудоӣ, ки надорам,
Сангест фироқу дили меҳнатзада ҷоме.
Дар ҳеч муқомаш дили мискин нанишинад,
Хӯкардаи суҳбат, ки барафтад зи мақоме.
Бе дӯст ҳаром аст ҷаҳон дидани муштоқ,
Қандил[2] бикуш, то бинишинам ба заломе[3].
Чандон бинишинам, ки барояд нафаси субҳ,
К-он вақт ба дил мерасад аз дӯст паёме.
Он ҷо ки туӣ, рафтани мо суд надорад,
Илло ба карам пеш ниҳад лутфи ту гоме.
З-он айн[4] ки дидӣ, асаре беш намондаст,
Ҷоне ба даҳан омада дар ҳасрати коме.
Саъдӣ сухани ёр нагӯяд бари ағёр,
Ҳаргиз набарад сӯхтае қисса ба хоме.

---

[1] Кабӯтар.
[2] Чароғ, шамъдон.
[3] Торикӣ.
[4] Шахс, зоти ҳар чиз.

600

Соҳибназар набошад дар банди некномӣ,
Хосон хабар надоранд аз гуфтугӯи омӣ.
Эй нуқтаи сиёҳӣ, болои хатти сабзаш
Хуш донаӣ, валекин бас бар канори домӣ.
Ҳур аз биҳишт берун н-ояд, ту аз куҷоӣ?
Маҳ бар замин набошад, ту моҳрух, кадомӣ?
Дигар касаш набинад дар бӯстон хиромон,
Гар сарви бӯстонат бинад, ки мехиромӣ.
Бадри тамом рӯзе дар офтоби рӯят
Гар бингарад, биёрад иқрори нотамомӣ.
Тӯтӣ шакар шикастан дигар раво надорад,
Гар пистаат бибинад, вақте ки дар каломӣ.
Дар ҳусн беназирӣ, дар лутф бениҳоят,
Дар меҳр бесуботӣ, дар аҳд бедавомӣ.
Лоиқтар аз амирӣ дар хидматат асирӣ,
Хуштар зи подшоҳӣ дар ҳазратат ғуломӣ.
Тарки амал бигуфтам, эмин шудам зи азлат,
Бечизро набошад андеша аз ҳаромӣ[1].
Фардо ба доғи дӯзах нопухтае бисӯзад,
К-имрӯз оташи ишқ аз вай набурд хомӣ.
Ҳар лаҳза сар зи ҷое бар мекунад хаёлам,
То худ чӣ бар ман ояд з-ин мунқатеълигомӣ[2].
Саъдӣ, чу тарки ҳастӣ гуфтӣ, зи халқ растӣ,
Аз санг ғам набошад баъд аз шикастаҷомӣ.

---

[1] Дузд, роҳзан.
[2] Афсоргусехтагӣ, миҳоргусехтагӣ, парешонӣ.

601

Эй дареғо, гар шабе дар бар харобат дидаме,
Саргарон аз хобу сармаст аз шаробат дидаме.
Рӯзи равшан даст додӣ дар шаби торики ҳаҷр,
Гар саҳаргаҳ рӯи ҳамчун офтобат дидаме.
Гар маро ишқат ба сахтӣ кушт, саҳл аст ин қадар
Кош, к-андак моя нармӣ дар хитобат дидаме.
Дур чаконидӣ қалам бар номаи дилсӯзи ман,
Гар умеди сулҳ боре дар ҷавобат дидаме.
Ростӣ хоҳӣ, сар аз ман тофтан будӣ савоб,
Гар чу кажбинон ба чашми носавобат дидаме.
Оҳ, агар вақте чу гул дар бӯстон ё чун суман
Дар гулистон, ё чу нилуфар дар обат дидаме.
В-ар чу хуршедат набинам, кошкӣ ҳамчун ҳилол
Андаке пайдову дигар дар ниқобат дидаме.
Аз манат, донам, ҳиҷобе нест ҷуз бими рақиб,
Кош пинҳон аз рақибон дар ҳиҷобат дидаме.
Сар наёристӣ кашид аз дасти афғонам фалак,
Гар ба хидмат дасти Саъдӣ дар рикобат дидаме.
Ин таманноям ба бедорӣ муяссар кай шавад?
Кошкӣ хобам гирифтӣ, то ба хобат дидаме.

602

Осудахотирам, ки ту дар хотири манӣ,
Гар тоҷ мефиристию гар теғ мезанӣ.
Эй чашми ақл хира дар авсофи рӯи ту,
Чун мурғи шаб, ки ҳеч набинад ба равшанӣ.
Шаҳре ба теғи ғамзаи хунхору лаъли лаб
Маҷрӯҳ мекунию намак мепароканӣ.
Мо хӯшачини хирмани арбоби давлатем,
Боре нигаҳ кун, эй ки худованди хирманӣ.
Гирам, ки барканӣ дили сангин зи меҳри ман,
Меҳр аз дилам чӣ гуна тавонӣ, ки барканӣ?
Ҳукм они туст, агар бикушӣ бе гунаҳ, валек
Аҳди вафои дӯст нашояд ки бишканӣ.
Ин ишқро завол набошад, ба ҳукми он-к
Мо покдидаему ту покизадоманӣ.
Аз ман гумон мабар, ки биёяд хилофи дӯст,
В-ар муттафиқ шаванд ҷаҳоне ба душманӣ.
Хоҳӣ, ки дил ба кас надиҳӣ, дидаҳо бидӯз,
Пайкони чархро сипаре бошад оҳанӣ.
Бо муддаъӣ бигӯй, ки мо худ шикастаем,
Муҳтоҷ нест панҷа, ки бо мо дарафканӣ.
Саъдӣ, чу сарварӣ натавон кард, лозим аст
Бо сахтбозувон ба зарурат фурӯтанӣ.

603

Агар ту майли муҳаббат кунӣ, в-агар накунӣ,
Ман аз ту рӯй напечам, ки мустаҳабби манӣ.
Чу сарв дар чаманӣ рост дар тасаввури ман,
Чӣ ҷои сарв, ки монанди рӯҳ дар баданӣ.
Ба сайди оламиёнат каманд ҳоҷат нест,
Ҳамин бас аст, ки бурқаъ зи рӯй барфиканӣ.
Баёзи соъиди симин мапӯш дар сафи ҷанг,
Ки бе такаллуфи шамшер лашкаре бизанӣ.
Мубоpизони ҷаҳон қалби душманон шикананд,
Туро чӣ шуд, ки ҳама қалби дӯстон шиканӣ?
Аҷаб дар он ки на офоқ дар ту ҳайронанд,
Ту ҳам дар оина ҳайрони ҳусни хештанӣ.
Туро ки дар назар омад ҷамоли талъати хеш,
Ҳақиқат аст, ки дигар назар ба мо накунӣ.
Касе дар оина шахсе бад-ин сифат бинад,
Кунад ҳар оина ҷавру ҷафову кибру манӣ.
Дар он даҳан, ки ту дорӣ, сухан намегунҷад,
Ман одамӣ нашунидам бад-ин шакардаҳанӣ.
Шунидаӣ, ки мақолоти Саъдӣ аз Шероз
Ҳамебаранд ба олам чу нофаи хутанӣ?
Магар ки номи хушат бар даҳони ман бигузашт?
Бирафт номи ман андар ҷаҳон ба хушсуханӣ.

604

Зинда бе дӯст хуфта дар ватане
Масали мурдаест дар кафане.
Айшро бе ту айш натвон гуфт,
Чӣ бувад бе вуҷуди рӯҳ тане?
То сабо меравад ба бустонҳо,
Чун ту сарве наёфт дар чамане.
В-офтобе, хилофи имкон аст,
Ки барояд зи ҷайби пираҳане.
В-он шикан бар шикан қабоили зулф,
Ки балоест зери ҳар шикане.
Бар сари кӯи ишқ бозорест,
Ки наёрад ҳазор ҷон самане[1].
Ҷои он аст, агар бибахшоӣ,
Ки набинӣ фақиртар зи мане.
Ҳафт кишвар намекунанд имрӯз
Бе мақолоти Саъдӣ анҷумане.
Аз ду берун на: ё дилат санг аст,
Ё ба гӯшат намерасад сухане.

---

[1] Баҳо, қимат.

605

Сарвқадде миёни анҷумане
Беҳ, ки ҳафтод сарв дар чамане.
Ҷаҳл бошад фироқи суҳбати дӯст
Ба тамошои лолаву сумане.
Эй ки ҳаргиз надидаӣ ба ҷамол,
Ҷуз дар оина мисли хештане.
Ту ки ҳамтои хештан бинӣ,
Лоҷарам нангарӣ ба мисли мане.
Дар даҳонат сухан намегӯям,
Ки нагунҷад дар он даҳан сухане.
Баданат дар миёни пираҳанат
Ҳамчу рӯҳест рафта дар бадане.
В-он ки бинад бараҳна андомат,
Гӯяд, ин пургул аст пираҳане.
Бо вуҷудат хато бувад, ки назар
Ба хитоӣ кунанд, ё хутанӣ.
Бод агар бар ман уфтад, бибарад,
Ки намондаст зери ҷома тане.
Чора бечорагӣ бувад, Саъдӣ,
Чун намондаст чораею фане.

606

Кас нагузашт дар дилам, то ту ба хотири манӣ,
Як нафас аз даруни ман хайма ба дар намезанӣ.
Меҳргиёҳи аҳди ман тозатар аст ҳар замон,
В-ар ту дарахти дӯстӣ аз буну бех барканӣ.
Кас наситонадам ба ҳеч, ар ту биронӣ аз дарам,
Муқбили ҳар ду оламам, гар ту қабул мекунӣ.
Чун ту бадеъсурате бе сабаби кудурате
Аҳди вафои дӯстон ҳайф бувад, ки бишканӣ.
Сабр ба тоқат омад аз бор кашидани ғамат,
Чанд муқовимат кунад ҳаббаву санги садманӣ?
Аз ҳама кас рамидаам, то ба ту орамидаам,
Ҷамъ намешавад дигар, ҳар чӣ ту мепароканӣ.
Эй дил, агар фироқи ӯ, в-оташи иштиёқи ӯ
Дар ту асар намекунад, ту на дилӣ, ки оҳанӣ.
Ҳам ба дари ту омадам аз ту, ки хасму ҳокимӣ,
Чораи пойбастагон нест ба ҷуз фурӯтанӣ.
Саъдӣ, агар ҷазаъ кунӣ, в-ар накунӣ, чӣ фоида?
Сахткамон чӣ ғам хурад, гар ту заъифҷавшанӣ?

607

Ман чаро дил ба ту додам, ки дилам мешиканӣ?
Ё чӣ кардам, ки нигаҳ боз ба ман менакунӣ?
Дилу ҷонам ба ту машғулу назар дар чапу рост,
То надонанд ҳарифон, ки ту манзури манӣ.
Дигарон чун бираванд аз назар, аз дил бираванд,
Ту чунон дар дили ман рафта, ки ҷон дар баданӣ.
Ту ҳумоию мани хастаи бечора гадой,
Подшоҳӣ кунам, ар соя ба ман барфиканӣ.
Бандаворат ба салом ояму хидмат бикунам,
В-ар ҷавобам надиҳӣ, мерасадат кибру манӣ.
Мард розист, ки дар пои ту афтад чун гӯй,
То бад-он соъиди симин-ш ба чавгон бизанӣ.
Масти бехештан аз хамр залум асту ҷаҳул,
Мастӣ аз ишқ накӯ бошаду бехештанӣ.
Ту бад-ин наъту[1] сифат гар бихиромӣ дар боғ,
Боғбон бинаду гӯяд, ки ту сарви чаманӣ.
Ман бар аз шохи умедат натавонам хурдан,
Ғолибуззануяқинам, ки ту бехам биканӣ.
Хони дарвеш ба ширинию чарбӣ бихуранд,
Саъдиё, чарбзабонӣ куну ширинсуханӣ.

[1] Ситудагӣ.

608

Эй сарви ҳадиқаи маъонӣ,
Ҷонию латифаи ҷаҳонӣ.
Пеши ту ба иттифоқ мурдан
Хуштар, ки пас аз ту зиндагонӣ.
Чашмони ту сеҳри аввалинанд,
Ту фитнаи охируззамонӣ.
Чун исми ту дар миён набошад?
Гӯӣ, ки ба ҷисм дар миёнӣ.
Онро ки ту аз сафар биёӣ,
Ҳоҷат набувад ба армағоне.
Гар з-омаданат хабар биёранд,
Ман ҷон бидиҳам ба муждагонӣ.
Дафъи ғами дил наметавон кард,
Илло ба умеди шодмонӣ.
Гар сурати хештан бибинӣ,
Ҳайрони ҷамоли худ бимонӣ.
Гар сулҳ кунӣ, латиф бошад
Дар вақти баҳору меҳрбонӣ.
Саъдӣ хати сабз дӯст дорад
Перомани хатти арғавонӣ.
Ин пир нигар, ки ҳамчунонаш
Аз ёд намеравад ҷавонӣ.

609

Бар онам, гар ту боз ой, ки дар поят кунам ҷоне,
В-аз ин камтар нашояд кард дар пои ту қурбоне.
Умед аз бахт медорам бақои умр чандоне,
К-аз абри лутф боз ояд ба хоки ташна бороне.
Миёни ошиқу маъшуқ агар бошад биёбоне,
Дарахти арғавон рӯяд ба ҷои ҳар муғелоне.
Магар Лайлӣ намедонад, ки бе дидори маймунаш
Фарохои ҷаҳон танг аст бар Маҷнун чу зиндоне?!
Дареғо аҳди осонӣ, ки миқдораш надонистам,
Надонӣ қадри васл, илло ки дар монӣ ба ҳиҷроне.
На дар зулфи парешонат мани танҳо гирифторам,
Ки дил дар банди ӯ дорад ба ҳар мӯе парешоне.
Чӣ фитна-ст ин, ки дар чашмат ба ғорат мебарад дилҳо?
Туӣ дар аҳди мо, гар ҳаст дар Шероз фаттоне.
Нашояд хуни Саъдиро ба ботил рехтан, ҳаққо,
Биё, саҳл аст, агар дорӣ ба хатти хоҷа фармоне.
Замони рафта боз ояд, валекин сабр мебояд,
Ки мустахлас[1] намегардад баҳоре бе зимистоне.

[1] Батасарруфдаромада, ҳосилшуда.

610

Бандаам, гар ба лутф мехонӣ,
Ҳокимӣ, гар ба қаҳр меронӣ.
Кас нашояд, ки бар ту бигзинанд,
Ки ту сурат ба кас намемонӣ.
Надиҳемат, ба ҳар кӣ дар олам,
В-ар ту моро ба ҳеч настонӣ.
Гуфтам, ин дарди ишқи пинҳонро
Ба ту гӯям, ки ҳам ту дармонӣ.
Боз гуфтам, чӣ ҳоҷат аст ба қавл,
Ки ту худ дар дилию медонӣ.
Нафсро ақл тарбият мекард,
К-аз табиат[1] инон бигардонӣ.
Ишқ, донӣ, чӣ гуфт тақворо?
Панҷа бо мо макун, ки натвонӣ.
Чӣ хабар дорад аз ҳақиқати ишқ
Пойбанди ҳавои нафсонӣ?
Худпарастон назар ба шахс кунанд,
Покбинон ба сунъи раббонӣ.
Шаби қадре бувад, ки даст диҳад
Орифонро самоъи рӯҳонӣ.
Рақс вақте мусалламат бошад,
К-остин бар ду олам афшонӣ.
Қиссаи ишқро ниҳоят нест,
Сабр пайдову дард пинҳонӣ.
Саъдиё, дигар ин ҳадис магӯй,
То нагӯянд, қисса мехонӣ.

[1] Сиришт, хӯй.

611

Баҳор омад, ки ҳар соат равад хотир ба бустоне,
Ба ғулғул дар самоъ оянд ҳар мурғе ба дастоне.
Дами Исост, пиндорӣ, насими боди наврӯзӣ,
Ки хоки мурда боз ояд, дар ӯ рӯҳею райҳоне.
Ба ҷавлону хиромидан даромад сарви бустонӣ,
Ту низ, эй сарви рӯҳонӣ[1], бикун як бор ҷавлоне.
Ба ҳар кӯе парирӯе, ба чавгон мезанад гӯе,
Ту худ гӯи занах дорӣ, бисоз аз зулф чавгоне.
Ба чандин ҳилату ҳикмат, ки гӯй аз ҳамгинон бурдам,
Ба чавгонам намеафтад чунин гӯи занахдоне.
Биёр, эй боғбон, сарве, ба болои дилоромам,
Ки боре ман надидастам чунин гул дар гулистоне.
Ту оҳучашм, нагзорӣ маро аз даст, то он гаҳ
Ки ҳамчун оҳу аз дастат ниҳам сар дар биёбоне.
Камоли ҳусни рӯятро сифат кардан намедонам,
Ки ҳайрон боз мемонам, чӣ донад гуфт ҳайроне?
Висоли туст, агар дилро муроде ҳасту матлубе,
Канори туст, агар ғамро каноре ҳасту поёне.
Табиб аз ман ба ҷон омад, ки, Саъдӣ, қисса кӯтаҳ кун,
Ки дардатро намедонам бурун аз сабр дармоне.

[1] Рӯҳнавоз, рӯҳпарвар.

612

Ҷамъе, ки ту дар миёни эшонӣ,
З-он ҷамъ бадар бувад парешонӣ.
Эй зоти шарифу шахси рӯҳонӣ,
Ороми дилию марҳами ҷонӣ.
Хуррам дили он, ки бо ту пайвандад,
В-он ҳалқа, ки дар миёни эшонӣ.
Ман низ ба хидматат камар бандам,
Бошад, ки ғуломи хештан хонӣ.
Бар хони ту ин шакар, ки мебинам,
Бефоидаӣ, магас ки меронӣ.
Ҳар ҷо, ки ту бигзарӣ бад-ин хубӣ,
Кас шак накунад, ки сарви бустонӣ.
Ҳар кас сари дасту соъидат бинад,
Гар дил надиҳад, ба панҷа бистонӣ.
Ман чашм чунин надидаам ҳаргиз,
Чандон ки қиёс мекунам, ҷонӣ.
Бар дидаи ман бирав, ки махдумӣ,
Парвона ба хун бидеҳ, ки султонӣ.
Ман сар зи хати ту барнамегирам,
В-ар чун қаламам ба сар бигардонӣ.
Ин гард, ки бар рух аст, мебинӣ,
В-он дард, ки бар дил аст, медонӣ.
Дуде, ки биёяд аз дили Саъдӣ,
Пайдост, ки оташест пинҳонӣ.
Мегӯяду ҷон ба рақс меояд,
Хуш меравад ин самоъи рӯҳонӣ.

613

Завқе чунон надорад бе дӯст зиндагонӣ,
Дудам ба сар баромад з-ин оташи ниҳонӣ.
Шероз дар набастаст аз корвон, валекин
Моро намекушоянд аз қайди меҳрбонӣ.
Уштур,ки ихтиёраш дар дасти худ набошад,
Мебоядаш кашидан боре ба нотавонӣ.
Хуни ҳазор Вомиқ хурдӣ ба дилфиребӣ,
Даст аз ҳазор Азро бурдӣ ба дилситонӣ.
Суратнигори чинӣ бехештан бимонад,
Гар суратат бибинад сар то ба сар маъонӣ.
Эй бар дари сароят ғавғои ишқбозон,
Ҳамчун бар оби ширин ошӯби корвоне.
Ту фориғию ишқат бозича менамояд,
То хирманат насӯзад, ташвиши мо надонӣ.
Мегуфтамат, ки ҷонӣ, дигар дареғам ояд,
Гар ҷавҳаре беҳ аз ҷон мумкин бувад, ту онӣ.
Сарвӣ, чу дар самоъӣ, бадрӣ, чу дар ҳадисӣ,
Субҳӣ, чу дар канорӣ, шамъӣ, чу дар миёнӣ.
Аввал чунин набудӣ, боре ҳақиқате шуд,
Дӣ ҳаззи нафс будӣ, имрӯз қути ҷонӣ.
Шаҳр они тусту шоҳӣ, фармой, ҳар чӣ хоҳӣ,
Гар бе амал бибахшӣ, в-ар бе гунаҳ биронӣ.
Рӯи умеди Саъдӣ бар хоки остон аст,
Баъд аз ту кас надорад, ё ғояталамонӣ[1].

[1] Ниҳояти орзуҳо.

614

Кибр яксӯ ниҳ, агар шоҳиди дарвешонӣ,
Деви хуштабъ беҳ аз ҳури гиреҳпешонӣ.
Орзу мекунадам бо ту даме дар бустон,
Ё ба ҳар гӯша, ки бошад, ки ту худ бустонӣ.
Бо мани куштаи ҳиҷрон нафасе хуш бинишин,
То магар зинда шавам з-он нафаси рӯҳонӣ.
Гар дар офоқ бигардӣ, ба ҷуз оина туро
Сурати кас нанамояд, ки бад-ӯ мемонӣ.
Ҳеч давроне бе фитна нагӯянд, ки буд,
Ту бад-ин ҳусн магар фитнаи ин давронӣ?
Мардум аз тарси Худо саҷдаи рӯят накунанд,
Бомдодат ки бибинанду ман аз ҳайронӣ.
Гарам аз пеш биронию ба шӯхӣ наравам,
Афв фармой, ки аҷз аст, на бефармоӣ.
На гузир аст маро аз ту, на имкони гурез,
Чора сабр аст, ки ҳам дардию ҳам дармонӣ.
Бандагонро набувад ҷуз ғами озодию ман
Подшоҳӣ кунамат, бандаи хешам хонӣ.
З-ин суханҳои диловез, ки шарти ғами туст,
Хирмане дораму тарсам, ба ҷаве настонӣ.
Ту, ки як рӯз пароканда набудаст дилат,
Сурати ҳоли парокандадилон кай донӣ?
Нафасе банданавозӣ куну биншин, арчанд
Оташе нест, ки ӯро ба даме биншонӣ.
Сухани зиндадилон гӯш кун аз куштаи хеш,
Чун дилам зинда набошад, ки ту дар вай ҷонӣ.
Ин тавонӣ, ки наёӣ зи дили Саъдӣ боз,
Лек берунраве аз хотири ӯ натвонӣ.

615

Надонамат ба ҳақиқат, ки дар ҷаҳон ба кӣ монӣ,
Ҷаҳону ҳар чӣ дар ӯ ҳаст, суратанду ту ҷонӣ.
Ба пои хештан оянд ошиқон ба камандат,
Ки ҳар киро ту бигирӣ, зи хештан бираҳонӣ.
Маро мапурс, ки чунӣ ба ҳар сифат, ки ту хоҳӣ,
Маро магӯ, ки чӣ номӣ[1] ба ҳар лақаб, ки ту хоҳӣ.
Чунон ба назраи[2] аввал зи шахс мебибарӣ дил,
Ки боз менатавонад гирифт назраи сонӣ.
Ту парда пеш гирифтию з-иштиёқи ҷамолат
Зи пардаҳо бадар афтод розҳои ниҳонӣ.
Бар оташи ту нишастему дуди шавқ баромад,
Ту соате нанишастӣ, ки оташе бинишонӣ.
Чу пеши хотирам ояд хаёли сурати хубат,
Надонамат, ки чӣ гӯям зи ихтилофи маъонӣ.
Маро гуноҳ набошад назар ба рӯи ҷавонон,
Ки пир донад миқдори рӯзгори ҷавонӣ.
Туро, ки дида зи хобу хумор боз набошад,
Риёзати мани шаб то саҳар нишаста чӣ донӣ?
Ман, эй сабо, раҳи рафтан ба кӯи дӯст надонам,
Ту меравӣ, ба саломат саломи ман бирасонӣ.
Сар аз каманди ту Саъдӣ ба ҳеч рӯй натобад,
Асири хеш гирифтӣ, бикуш чунон ки ту донӣ.

[1] Чӣ ном дорӣ.
[2] Як нигоҳ.

616

Нагӯям, обу гил аз он вуҷуди рӯҳонӣ,
Бад-ин камол набошад ҷамоли инсонӣ.
Агар ту обу гилӣ ҳамчунон ки соири халқ,
Гили биҳишти мухаммар[1] ба оби ҳайвонӣ.
Ба ҳар чӣ хубтар андар ҷаҳон назар кардам,
Ки гӯямаш ба ту монад, ту хубтар донӣ.
Вуҷуди ҳар кӣ нигаҳ мекунам зи ҷону ҷасад,
Мураккаб асту ту аз фарқ то қадам ҷонӣ.
Гарат дар оинаи симои хеш дил бибарад,
Чу ман шавию ба дармони хеш дармонӣ.
Диле ки бо сари зулфат тааллуқе дорад,
Чӣ гуна ҷамъ шавад бо чунин парешонӣ?
Маро, ки пеши ту иқрори бандагӣ кардам,
Равост, гар бинавозию гар биранҷонӣ.
Вале хилофи бузургон, ки гуфтаанд, макун
Бикун, ҳар он чи бишояд, на ҳар чӣ битвонӣ?
Тамаъ мадор, ки аз доманат бидорам даст,
Ба остини малоле, ки бар ман афшонӣ.
Фидои ҷони ту, гар ман фидо шавам чӣ шавад?
Барои ид бувад гӯсфанди қурбонӣ.
Равони равшани Саъдӣ, ки шамъи маҷлиси туст,
Ба ҳеч кор наёяд, гараш насӯзонӣ.

[1] Сиришта, хамиршуда.

617

На тариқи дӯстон асту на шарти меҳрбонӣ,
Ки ба дӯстони якдил сару даст барфишонӣ.
Дилам аз ту чун биранҷад, ки ба ваҳм дар нагунҷад,
Ки ҷавоби талх гӯӣ ту бад-ин шакардаҳонӣ.
Нафасе биёву биншин, сухане бигӯву бишнав,
Ки ба ташнагӣ бимурдам бари оби зиндагонӣ.
Ғами дил ба кас нагӯям, ки бигуфт ранги рӯят,
Ту ба суратам нигаҳ кун, ки сароирам[1] бидонӣ.
Аҷабат биёяд аз ман суханони сӯзнокам,
Аҷаб аст, агар бисӯзам, чу ба оташам нишонӣ.
Дили орифон бибурданду қарори порсоён,
Ҳама шоҳидон ба сурат, ту ба сурату маъонӣ.
На хилофи аҳд кардам, ки ҳадиси ҷуз ту гуфтам,
Ҳама бар сари забонанду ту дар миёни ҷонӣ.
Агарат, ба ҳар кӣ дунё, бидиҳанд, ҳайф бошад,
В-агарат, ба ҳар чӣ уқбо, бихаранд, ройгонӣ.
Ту назири ман бибинию бадили ман бигирӣ,
Ивази ту ман наёбам, ки ба ҳеч кас намонӣ.
На аҷаб камоли ҳуснат, ки ба сад забон бигӯям,
Ки ҳанӯз пеши зикрат хиҷилам ба безабонӣ.
Мадеҳ, эй рафиқ, пандам, ки назар бар ӯ фикандам,
Ту миёни мо надонӣ, ки чӣ меравад ниҳонӣ.
Мазан, эй адӯ, ба тирам, ки бад-ин қадар намирам,
Хабараш бигӯ, ки ҷонат бидиҳам ба муждагонӣ.
Бути ман, чӣ ҷои Лайлӣ, ки бирехт хуни Маҷнун?
Агар ин қамар бибинӣ, дигар он самар[2] нахонӣ.
Дили дардманди Саъдӣ зи муҳаббати ту хун шуд,
На ба васл мерасонӣ, на ба қатл мераҳонӣ.

---

[1] Розҳо.
[2] Афсона.

618

Ҳама касро тану андому ҷамол асту ҷавонӣ,
В-ин ҳама лутф надорад, ту магар сарви равонӣ?
Назар овардаму бурдам, ки вуҷуде ба ту монад,
Ҳама исманду ту ҷисмӣ, ҳама ҷисманду ту ҷонӣ.
Ту магар парда бипӯшию касат рӯй набинад,
В-ар ҳамин парда занӣ, пардаи халқе бидаронӣ.
Ту надонӣ, ки чаро дар ту касе хира бимонад,
То касе ҳамчу ту бошад, ки дар ӯ хира бимонӣ.
Нӯки тири мижа аз ҷавшани ҷон мегузаронӣ.
Ман, тунукпӯст нагуфтам, ту чунин сахткамонӣ?!
Ҳар чӣ дар ҳусни ту гӯянд, чунонӣ ба ҳақиқат,
Айбат он аст, ки бо мо ба иродат на чунонӣ.
Рамақе беш намондаст гирифтори ғаматро,
Чанд маҷрӯҳ тавон дошт? Бикуш, то бираҳонӣ.
Беш аз ин сабр надорам, ки ту ҳар дам бари қавме
Бинишинию маро бар сари оташ бинишонӣ.
Гар бимирад, аҷаб, ар шахсу дигар зинда набошад,
Ки биронӣ зи дари хешу дигар бор бихонӣ.
Саъдиё, гар қадамат роҳ ба поён нарасонад,
Боре андар талабаш умр ба поён бирасонӣ.

619

Чаро ба саркашӣ аз ман инон бигардонӣ?
Макун, ки бехудам андар ҷаҳон бигардонӣ?
Зи дасти ишқи ту як рӯз дин бигардонам,
Чӣ гардад, ар дили номеҳрбон бигардонӣ?
Гар иттифоқ наяфтад қадам, ки ранҷа кунӣ,
Ба зикри мо чӣ шавад, гар забон бигардонӣ?
Гумон мабар, ки бидорем дастат аз фитрок,
Бад-ин қадар, ки ту аз мо инон бигардонӣ.
Вуҷуди ман чу қалам сар ниҳода бар хати туст,
Нагардам, ар ба сарам ҳамчунон бигардонӣ,
Агар қадам зи мани ношикеб вогирӣ,
В-агар назар зи мани нотавон бигардонӣ.
Надонамат, зи куҷо он сипар ба дастояд,
Ки тири оҳи ман аз осмон бигардонӣ.
Гарам зи пои саломат ба сар дарандозӣ,
В-арам зи дасти маломат ба ҷон бигардонӣ,
Сари иродати Саъдӣ гумон мабар ҳаргиз,
Ки то қиёмат аз ин остон бигардонӣ.

620

Фаррух сабоҳи он ки ту бар вай назар кунӣ,
Фирӯзрӯз он ки ту бар вай гузар кунӣ.
Озод бандае, ки бувад дар рикоби ту,
Хуррам вилояте, ки ту он ҷо сафар кунӣ.
Дигар наботро нахарад муштарӣ ба ҳеч,
Як бор агар табассуми ҳамчун шакар кунӣ.
Эй офтоби равшану эй сояи ҳумой,
Моро нигоҳе аз ту тамом аст, агар кунӣ.
Ман бо ту дӯстию вафо кам намекунам,
Чандон ки душманию ҷафо бештар кунӣ.
Мақдури ман сарест, ки дар поят афканам,
Гар з-он ки илтифот бад-ин мухтасар кунӣ.
Умрест, то ба ёди ту шаб рӯз мекунам,
Ту хуфтаӣ, ки гӯш ба оҳи саҳар кунӣ.
Донӣ, ки рӯям аз ҳама олам ба рӯи туст,
Зинҳор, агар ту рӯй ба рӯе дигар кунӣ.
Гуфтӣ, ки деру зуд ба ҳолат назар кунам,
Оре, кунӣ, чу бар сари хокам гузар кунӣ.
Шарт аст, Саъдиё, ки ба майдони ишқи дӯст
Худро ба пеши тири маломат сипар кунӣ.
В-аз ақл беҳтарат сипаре бояд, эй ҳаким,
То аз хаданги ғамзаи хубон ҳазар кунӣ.

621

Сарв истода беҳ, чу ту рафтор[1] мекунӣ,
Тӯтӣ хамӯш беҳ, чу ту гуфтор мекунӣ.
Кас дил ба ихтиёр ба меҳрат намедиҳад,
Доме ниҳодаӣ, ки гирифтор мекунӣ.
Ту худ чӣ фитнаӣ, ки ба чашмони турки маст
Тороҷи ақли мардуми ҳушёр мекунӣ?
Аз дӯстӣ, ки дораму ғайрат[2], ки мебарам,
Хашм оядам, ки чашм ба ағёр мекунӣ.
Гуфтӣ, назар хатост, ту дил мебарӣ, равост?
Худ карда ҷурму халқ гунаҳкор мекунӣ?!
Ҳаргиз фаромушат нашавад дафтари хилоф,
Бо дӯстон чунин ки ту такрор мекунӣ.
Дастон ба хуни тозаи бечорагон хизоб,
Ҳаргиз кас ин кунад, ки ту, айёр, мекунӣ?
Бо душманон мувофиқу бо дӯстон ба хашм,
Ёрӣ набошад, ин ки ту бо ёр мекунӣ.
То ман самоъ мешунавам, панд нашнавам,
Эй муддаъӣ, насиҳати бекор[3] мекунӣ.
Гар теғ мезанӣ, сипар инак вуҷуди ман,
Сулҳ аст аз ин тараф, ки ту пайкор мекунӣ.
Аз рӯи дӯст, то накунӣ рӯ ба офтоб,
К-аз офтоб рӯй ба девор мекунӣ.
Зинҳор, Саъдӣ, аз дили сангини кофараш,
Кофар чӣ ғам хурад, чу ту зинҳор мекунӣ?

---

[1] Роҳ рафтан ба ноз, хиромидан.
[2] Рашк бурдан.
[3] Беҳуда, беасар.

622

Чашми ризову марҳамат бар ҳама боз мекунӣ,
Чун ки ба бахти мо расад, ин ҳама ноз мекунӣ.
Эй ки наёзмудаӣ сурати ҳоли бедилон,
Ишқ ҳақиқат аст, агар ҳамли маҷоз мекунӣ.
Эй ки насиҳатам кунӣ, к-аз паи ӯ дигар марав,
Дар назари Сабуктагин айби Аёз мекунӣ.
Пеши намоз бигзарад сарви равону гӯядам:
Қиблаи аҳли дил манам, саҳв намоз мекунӣ!
Дӣ ба умед гуфтамаш: Доъии давлати туам,
Гуфт: Дуо ба худ бихон, гар ба ниёз мекунӣ.
Гуфтам: Агар лабат газам, май хураму шакар мазам,
Гуфт: Хурӣ агар, пазам, қисса дароз мекунӣ.
Саъдии хеш хониям, пас ба ҷафо бирониям,
Суфра агар намениҳӣ, дар ба чӣ боз мекунӣ?!

623

Дидор менамоию парҳез мекунӣ,
Бозори хешу оташи мо тез мекунӣ.
Гар хуни дил хурӣ, фараҳафзой мехурӣ,
В-ар қасди ҷон кунӣ, тарабангез мекунӣ.
Бар талхъайшии ман агар ханда оядат,
Шояд ки хандаи шакаромез мекунӣ.
Ҳайрони дасту дашнаи зебот мондаам,
К-оҳанги хуни ман чӣ диловез мекунӣ.
Саъдӣ, гулат шукуфт ҳамоно, ки субҳдам
Фарёди булбулони саҳархез мекунӣ.

624

Рӯзе ба занахдонат гуфтам: Биҳи симинӣ,
Гуфт: Ар назаре дорӣ, моро беҳ аз ин бинӣ.
Хуршеду гулат хонам, ҳам тарки адаб бошад,
Чархи маҳу хуршедӣ, боғи гулу насринӣ.
Ҳоҷат ба нигоридан набвад рухи зеборо,
Ту моҳи парипайкар, зебову нигоринӣ.
Бар бистари ҳиҷронат бинанду напурсандам,
Кас сӯхтахирманро гӯяд, ба чӣ ғамгинӣ?
Биншин, ки фиғон аз мо бархост дар айёмат,
Бас фитна, ки бархезад, ҳар ҷо, ки ту биншинӣ.
Гар бандаи худ хонӣ, афтем ба султонӣ,
В-ар рӯй бигардонӣ, рафтем ба мискинӣ.
Кас айб наёрад гуфт, онро ки ту бипсандӣ,
Кас рад натавонад кард, онро ки ту бигзинӣ.
Ишқи лаби ширинат рӯзе бикушад Саъдӣ,
Фарҳод чунин куштаст он шӯх ба ширинӣ.

625

Шаб асту шоҳиду шамъу шаробу ширинӣ,
Ғанимат аст чунин шаб, ки дӯстон бинӣ.
Ба шарти он, ки манат бандавор дар хидмат
Биистам, ту худовандвор биншинӣ.
Миёни мову шумо аҳд дар азал рафтаст,
Ҳазор сол барояд, ҳамон нахустинӣ.
Чу сабрам аз ту муяссар намешавад, чӣ кунам,
Ба хашм рафтаму боз омадам ба мискинӣ.
Ба ҳукми он ки маро ҳеч дӯст чун ту ба даст
Наёяду ту беҳ аз ман ҳазор бигзинӣ.
Ба рангу бӯи баҳор, эй фақир, қонеъ бош,
Чу боғбон нагузорад, ки себу гул чинӣ.
Тафовуте накунад, гар туруш кунӣ абрӯ,
Ҳазор талх бигӯӣ, ҳанӯз ширинӣ.
Лигом бар сари шерон кунад салобати ишқ,
Чунон кашад, ки шутурро миҳор дар бинӣ.
Зи некбахтӣ Саъдист пойбанди ғамат,
Зиҳӣ кабӯтари муқбил, ки сайди шоҳинӣ.
Маро шикеб намебошад, эй мусулмонон,
Зи рӯи хуб, лакум динукум ва лӣ динӣ.

626

Имрӯз чунонӣ, эй парирӯй,
К-аз моҳ ба ҳусн мебарӣ гӯй.
Меоию дар паи ту ушшоқ,
Девона шуда давон ба ҳар сӯй.
Инак ману зангиёни кофар,
В-он малъаби[1] луъбатони ҷодуй.
Оварда зи ғамза сеҳр дар чашм,
Дар дода зи фитна тоб дар мӯй.
В-аз баҳри шикори дил ниҳода
Тири мижа дар камони абрӯй.
Нархи гулу гулшакар[2] шикаста
З-он чеҳраи хубу лаъли дилҷӯй.
Чокар шуда шоҳи ахтаронат,
Шери фалакат шуда саги кӯй.
Бар боми сарочаи ҷамолат
Кайвон шуда посбони ҳиндуй.
Ораз ба масал чу барги насрин,
Боло ба сифат чу сарви худрӯй.
Гӯй, ба чӣ шона кардаӣ зулф?
Ё худ ба чӣ об шустаӣ рӯй?
К-аз рӯй ба лола медиҳӣ ранг,
В-аз зулф ба мушк медиҳӣ бӯй.
Чун Саъдӣ сад ҳазор булбул
Гулзори рухи туро ғазалгӯй.

[1] Маҳалли бозӣ, бозигоҳ.
[2] Таркибест аз шакар ва барги гули садбарг, гулангубин.

627

Хоҳам андар поят афтодан чу гӯй,
В-ар ба чавгонам занад, ҳечаш магӯй.
Бар сари ушшоқ, тӯфон, гӯ, бибор,
Дар раҳи муштоқ, пайкон, гӯ, бирӯй.
Гар ба доғат мекашад, фармон бибар,
В-ар ба дардат мекушад, дармон маҷӯй.
Новдони чашми ранҷурони ишқ,
Гар фурӯ резанд, хун ояд ба ҷӯй.
Шод бош, эй маҷлиси рӯҳониён,
То кӣ хурд ин май, ки ман мастам ба бӯй?
Ҳар кӣ савдономаи[1] Саъдӣ навишт,
Дафтари парҳезгорӣ, гӯ, бишӯй.
Ҳар кӣ нашнидаст рӯзе бӯи ишқ,
Гӯ, ба Шероз ою хоки мо бибӯй.

628

То кай равам аз ишқи ту шӯрида ба ҳар сӯй,
То кай давам аз шӯри ту девона ба ҳар кӯй?
Сад наъра ҳамеоядам аз ҳар буни мӯе,
Худ дар дили сангини ту нагрифт сари мӯй.
Бар ёди буногӯши ту бар бод диҳам ҷон,
То бод магар пеши ту бар хок ниҳад рӯй.
Саргашта чу чавгонаму дар пои самандат
Меафтаму мегардам чун гӯй ба паҳлӯй.
Худ куштаи абрӯи туам ман ба ҳақиқат,
Гар куштаниям, боз бифармой ба абрӯй.
Онон, ки ба гесӯ дили ушшоқ рабуданд,
Аз дасти ту дар пой фитоданд чу гесӯй.
То ишқи сарошӯби ту ҳамзонуи мо шуд,
Сар барнагирифтам ба вафои ту зи зонуй.
Берун нашавад ишқи туам то абад аз дил,
К-андар азалам ҳирзи ту бастанд ба бозӯй.

[1] Ишқнома.

Ишқ аз дили Саъдӣ ба маломат битавон бурд,
Гар ранг тавон бурд ба об аз рухи ҳиндуй.

629

Гул аст он ё суман, ё моҳ, ё рӯй?
Шаб аст он ё шаба, ё мушк, ё бӯй?
Лабат, донам, ки ёқут асту тан сим,
Намедонам, дилат санг аст, ё рӯй.
Напиндорам, ки дар бустони фирдавс
Бирӯяд чун ту сарве бар лаби ҷӯй.
Чӣ ширинлаб сухангӯӣ, ки оҷиз
Фурӯ мемонад аз васфат сухангӯй.
Ба бӯе алғиёс аз мо барояд,
Ки эй бод, аз куҷо овардӣ ин бӯй?
Ало, эй турки оташрӯи соқӣ,
Ба оби бода ақл аз ман фурӯ шӯй.
Чӣ шаҳрошӯбӣ, эй дилбанди худрой,
Чӣ базморoӣ, эй гулбарги худрӯй.
Чу дар майдони ишқ афтодӣ, эй дил,
Бибояд буданат саргашта чун гӯй.
Дило, гар ошиқӣ, месӯзу месоз,
Тано, гар толибӣ, мепурсу мепӯй.
Дар ин раҳ ҷон бидеҳ, ё тарки мо гир,
Бар ин дар сар бинеҳ ё ғайри мо ҷӯй!
Бадандешон маломат мекунандам,
Ки то чанд эҳтимоли ёри бадхӯй?
Муҳол аст ин ки тарки дӯст ҳаргиз,
Бигӯяд Саъдӣ, эй душман, ту мегӯй!

630

Марҳабо, эй насими анбарбӯй,
Хабаре з-он бахашмрафта бигӯй.
Дилбари сустмеҳри сахткамон,
Соҳиби дӯстрӯи душманхӯй.
Гӯ, дигар гар ҳалоки ман хоҳӣ,
Бе гуноҳам бикуш, баҳона маҷӯй.

Ташна, тарсам, ки мунқатеъ гардад,
Гар на боз ояд оби рафта ба ҷӯй.
Сабр дидем дар муқобили шавқ,
Оташу пунба буду сангу сабӯй.
Ҳар кӣ бо дӯсте саре дорад,
Гӯ, ду даст аз муроди хеш бишӯй.
То гирифтори хамми чавгонӣ,
Эҳтимолат зарурат аст чу гӯй.
Подшоҳону ганҷу хайлу ҳашам,
Орифону самоъу ҳоёҳуй.
Саъдиё, шӯри ишқ мегӯяд
Суханонат, на табъи ширингӯй.
Ҳар касеро набошад ин гуфтор,
Уди носӯхта надорад бӯй.

631

Вақти он омад, ки хуш бошад канори сабза ҷӯй,
Гар сари саҳрот бошад, сарвболое биҷӯй!
В-ар ба хилват бо дилоромат муяссар мешавад,
Дар сароят худ гулафшон аст сабзӣ, гӯ, марӯй!
Эй насими кӯи маъшуқ, ин чӣ боди хуррам аст,
То куҷо будӣ, ки ҷонам тоза мегардад ба бӯй?
Мутрибон гӯӣ дар овозанду мастон дар самоъ,
Шоҳидон дар ҳолату шӯридагон дар ҳоюҳуй.
Эй рафиқ, онч аз балои ишқ бар ман меравад,
Гар ба тарки ман намегӯӣ, ба турки ман бигӯй.
Эй ки пои рафтанат кунд асту роҳи васл тунд,
Бозгаштан ҳам нашояд, то қадам дорӣ, бипӯй.
Гар бибинӣ гиряи зорам, надонӣ фарқ кард,
К-оби чашм аст, ин ки пешат меравад ё оби ҷӯй.
Гӯйро гуфтанд: Эй бечора, саргардон мабош,
Гӯи мискинро чӣ товон аст? Чавгонро бигӯй!
Эй ки гуфтӣ, дил бишӯй аз меҳри ёри меҳрбон,
Ман дил аз меҳраш намешӯям, ту даст аз ман бишӯй!
Саъдиё, ошиқ нашояд будан андар хонақоҳ,
Шоҳидон бозифароху зоҳидон бас тангхӯй.

632

Сарви симино, ба саҳро меравӣ,
Нек бадаҳдӣ, ки бе мо меравӣ.
Кас бад-ин шӯхию раъноӣ нарафт,
Худ чунинӣ ё ба амдо меравӣ?
Рӯй пинҳон дорад аз мардум парӣ,
Ту парирӯй, ошкоро меравӣ.
Гар тамошо мекунӣ, дар худ нигар,
Ё ба хуштар з-ин тамошо меравӣ?
Менавозӣ бандаро ё мекушӣ?
Менишинӣ як нафас ё меравӣ?
Андарунам бо ту меояд, валек
Хоифам, гар дасти ғавғо меравӣ.
Мо худ андар қайди фармони туем,
То куҷо дигар ба яғмо меравӣ?
Ҷон нахоҳад бурдан аз ту ҳеч дил,
Шаҳр бигрифтӣ, ба саҳро меравӣ.
Гар қадам бар чашми ман хоҳӣ ниҳод,
Дида бар раҳ мениҳам, то меравӣ.
Мо ба дашном аз ту розӣ гаштаем,
В-аз дуои мо ба савдо меравӣ.
Гарчи ором аз дили мо меравад,
Ҳамчунин мерав, ки зебо меравӣ.
Дидаи Саъдию дил ҳамроҳи туст,
То напиндорӣ, ки танҳо меравӣ.

633

Эй боди субҳдам, хабари дилситон бигӯй,
Васфи ҷамоли он бути номеҳрбон бигӯй,
Бигзор мушку бӯи сари зулфи ӯ биёр,
Ёди шакар макун, сухане з-он даҳон бигӯй.
Бастам ба ишқи мӯи миёнаш камар чу мӯр,
Гар вақт бинӣ, ин сухан андар миён бигӯй.
Бо булбулони сӯхтаболи замири ман
Пайғоми он ду тӯтии шаккарфишон бигӯй.
Донам, ки боз бар сари кӯяш гузар кунӣ,
Гар бишнавад, ҳадиси манаш дар миён бигӯй,
К-эй дил рабуда аз бари ман, ҳукм аз они туст,
Гар низ гӯиям ба масал, тарки ҷон бигӯй.
Ҳар лаҳза рози дил ҷаҳадам бар сари забон,
Дил метапад, ки умр бишуд, вораҳон, бигӯй!
Сирри дил аз забон нашавад ҳаргиз ошкор,
Гар дил мувофиқат накунад, к-эй забон, бигӯй!
Саъдӣ зи даст рафт зи дастони рӯзгор,
Наздики дӯстони вай ин достон бигӯй.

634

Эй ки ба ҳусни қоматат сарв надидаам саҳӣ[1],
Гар ҳама душманӣ кунӣ, аз ҳама дӯстон беҳӣ.
Ҷавр бикун, ки ҳокимон ҷавр кунанд бар раҳӣ[2],
Шер ки пойбанд шуд, тан бидиҳад ба рӯбаҳӣ.
Аз назарат куҷо равад, в-ар биравад, ту ҳамраҳӣ,
Рафту раҳо намекунӣ, омаду раҳ намедиҳӣ.
Шояд, агар назар кунӣ, эй ки зи дардам огаҳӣ,
В-ар накунӣ, асар кунад дуди дили саҳаргаҳӣ.
Саъдию Амру Зайдро ҳеч маҳал намениҳӣ,
В-ин ҳама лоф мезанад чун дуҳули миёнтиҳӣ.

---

[1] Роструста, мустақимрӯида.
[2] Банда, ғулом.

635

Агарам ҳаёт бахшӣ, в-агарам ҳалок хоҳӣ,
Сари бандагӣ ба ҳукмат биниҳам, ки подшоҳӣ.
Ман агар ҳазор хидмат бикунам, гуноҳкорам,
Ту ҳазор хуни ноҳақ бикунию бегуноҳӣ.
Ба касе наметавонам, ки шикоят аз ту хонам,
Ҳама ҷониби ту хоҳанду ту он кунӣ, ки хоҳӣ.
Ту ба офтоб монӣ зи камоли ҳусни талъат,
Ки назар наметавонад, ки бибинадат, камоҳӣ[1].
Ман, агар чунон ки наҳй аст назар ба дӯст кардан,
Ҳама умр тавба кардам, ки нагардам аз маноҳӣ[2].
Ба Худой, агар ба дардам бикушӣ, ки барнагардам,
Касе аз ту чун гурезад, ки туаш гурезгоҳӣ?!
Манам, эй нигору чашме, ки дар интизори рӯят
Ҳама шаб нахуфт мискину бихуфт мурғу моҳӣ.
В-агар ин шаби дарозам бикушад дар орзуят,
На аҷаб, ки зинда гардам ба насими субҳгоҳӣ.
Ғами ишқ агар бикӯшам, ки зи дӯстон бипӯшам,
Суханони сӯзнокам бидиҳад бар он гувоҳӣ.
Хизире чу килки[3] Саъдӣ ҳама рӯз дар саёҳат,
На аҷаб, ки оби ҳайвон бадар ояд аз сиёҳӣ.

636

Нашнидаам, ки моҳе бар сар ниҳад кулоҳе,
Ё сарв бо ҷавонон ҳаргиз равад ба роҳе.
Сарви баланду бустон бо ин ҳама латофат,
Ҳар рӯзаш аз гиребон сар бар накард моҳе.
Гар ман сухан нагӯям дар лутфи эътидолат,
Болот худ бигӯяд з-ин росттар гувоҳе.
Рӯзе чу подшоҳон хоҳам, ки барнишинӣ,
То бишнавӣ зи ҳар сӯ фарёди додхоҳе.

[1] Чунонки ҳаст.
[2] Корҳое, ки анҷоми он наҳй шудааст.
[3] Қалам, най.

Бо лашкарат чӣ ҳоҷат рафтан ба ҷанги душман?
Ту худ ба чашму абрӯ бар ҳам занӣ сипоҳе.
Хайле ниёзмандон бар роҳат истода,
Гар мекунӣ ба раҳмат дар хастагон нигоҳе.
Эмин машав, ки рӯят оинаест равшан,
То кай чунин бимонад, в-аз ҳар канора оҳе?
Гӯӣ, чӣ ҷурм дидӣ, то душманам гирифтӣ?
Худро намешиносам ҷуз дӯстӣ гуноҳе.
Эй моҳи сарвқомат, шукронаи саломат,
Аз ҳоли зердастон мепурс гоҳ-гоҳе.
Шере дар ин қазият кеҳтар шуда зи мӯре,
Кӯҳе дар ин тарозу камтар шуда зи коҳе.
Тарсам, чу бозгардӣ, аз даст рафта бошам,
В-аз рустанӣ набинӣ бар гӯри ман гиёҳе.
Саъдӣ, ба ҳар чӣояд, гардан бинеҳ, ки шояд,
Пеши кӣ дод хоҳӣ аз дасти подшоҳе?!

637

Надонам, аз мани хастаҷигар чӣ мехоҳӣ,
Дилам ба ғамза рабудӣ, дигар чӣ мехоҳӣ?
Агар ту бар дили ошуфтагон бибахшоӣ,
Зи рӯзгори ман ошуфтатар чӣ мехоҳӣ?
Ба ҳарза умри ман андар сари вафои ту шуд,
Ҷафо зи ҳад бигузашт, эй писар, чӣ мехоҳӣ?
Зи дидаву сари ман, он чи ихтиёри ту аст,
Ба дида, ҳар чӣ ту гӯӣ, ба сар[1], чӣ мехоҳӣ?
Шунидаам, ки туро илтимос шеъри раҳист,
Ту кони қанду наботӣ, шакар чӣ мехоҳӣ?
Ба умре аз рухи хуби ту бурдаам назаре,
Кунун ғаромати он як назар чӣ мехоҳӣ?
Дареғ нест зи ту, ҳар чӣ ҳаст Саъдиро,
Вай он кунад, ки ту гӯӣ, дигар чӣ мехоҳӣ?

[1] Ба чашм ва болои сар (ҳангоми итоати маҳз гуфта мешавад).

## ТАРҶЕЪБАНД

Эй сарви баланди қомати дӯст,
Ваҳ-ваҳ, ки шамоилат чӣ некӯст.
Дар пои латофати ту мирод[1],
Ҳар сарви саҳӣ, ки бар лаби ҷӯст.
Нозукбадане, ки менагунҷад
Дар зери қабо чу ғунча дар пӯст.
Маҳпора ба бом агар барояд,
Кӣ фарқ кунад, ки моҳ ё ӯст?
Он хирмани гул на гул, ки боғ аст,
На боғи Ирам, ки боғи минӯст[2].
Он гӯи муанбар аст дар ҷайб,
Ё бӯи даҳони анбаринбӯст?
Дар ҳалқаи савлаҷони зулфаш
Бечора дил уфтода чун гӯст.
Месӯзаду ҳамчунон ҳаводор,
Мемираду ҳамчунон дуогӯст.
Хуни дили ошиқони муштоқ
Дар гардани дидаи балоҷӯст.
Ман бандаи луъбатони симин,
К-охир, дили одамӣ на аз рӯст[3].
Бисёр маломатам бикарданд,
К-андар паи ӯ марав, ки бадхӯст.
Эй сахтдилони сустпаймон,
Ин шарти вафо бувад, ки бе дӯст
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам?!

[1] Мурда бод, бимирад!
[2] Биҳишт.
[3] Мухаффафи «рӯй», номи филиззест.

Дар аҳди ту, эй нигори дилбанд,
Бас аҳд, ки бишкананду савганд.
Дигар наравад ба ҳеч матлуб,
Хотир, ки гирифт бо ту пайванд.
Аз пеши ту роҳи рафтанам нест
Ҳамчун магас аз баробари қанд.
Ишқ омаду расми ақл бардошт,
Шавқ омаду бехи сарв барканд.
Дар ҳеч замонае назодаст
Модар ба ҷамол чун ту фарзанд.
Бод аст насиҳати рафиқон,
В-андӯҳи фироқ кӯҳи Алванд.
Ман нестам, ар касе дигар ҳаст
Аз дӯст ба ёди дӯст хурсанд,
Ин ҷавр, ки мебарем то кай?
В-ин сабр, ки мекунем, то чанд?
Чун мурғ ба тамъи дона дар дом,
Чун гург ба бӯи дунба дар банд.
Афтодаму маслиҳат чунин буд,
Бе банд нагирад одамӣ панд.
Муставҷиби ину беш аз инам,
Бошад, ки чу мардуми хирадманд
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Имрӯз ҷафо намекунад кас
Дар шаҳр, магар ту мекунӣ, бас.
Дар доми ту ошиқон гирифтор,
Дар банди ту дӯстон муҳаббас.
Ё муҳриқатӣ би нори хаддин,
Мин ҷамратиҳассироҷу туқбас.
Субҳе, ки машоми ҷони ушшоқ
Хушбӯй кунад, изо танаффас.
Астақбилуҳу ва ин тавалло,
Астаънисуҳу ва ин тааббас.

Андоми ту худ ҳарири Чин аст,
Дигар чӣ кунӣ қабои атлас?
Ман дар ҳама қавлҳо фасеҳам,
Дар васфи шамоили ту ахрас[1].
Ҷон дар қадамат кунам, валекин
Тарсам, наниҳӣ ту пой бар хас.
Эй соҳиби ҳусн, дар вафо кӯш,
К-ин ҳусн вафо накард бо кас.
Охир, ба закоти тандурустӣ
Фарёди дили шикастагон рас!
Минбаъд макун чунон, к-аз ин пеш,
В-арна, ба Худо, ки ман аз ин пас
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Гуфтори хушу лабони борик,
Мо атябу фока ҷалла борик.
Аз рӯи ту моҳи осмонро
Шарм омаду шуд ҳилоли борик.
Ё қотилатӣ би сайфи лаҳзин,
Валлоҳи қаталтанӣ биҳотик.
Аз баҳри Худо, ки моликон ҷавр
Чандин накунанд бар мамолик.
Шояд ки ба подшаҳ бигӯянд,
Турки ту бирехт хуни тоҷик.
Донӣ, ки чӣ шаб гузашт бар ман?
Ло баъта би мислиҳо аъодик.
Бо ин ҳама, гар ҳаёт бошад,
Ҳам рӯз шавад шабони торик.
Филҷумла намонд сабру ором,
Кам тазҷуранӣ ва кам удорик.
Дардо, ки ба хира умр бигзашт,
Эй дил, ту маро намегузорӣ-к
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

---

[1] Лол, гунг.

Чашме, ки назар нигаҳ надорад,
Бас фитна, ки бо[1] сари дил орад.
Оҳуи каманди зулфи хубон
Худро ба ҳалок месупорад.
Фарёд зи дасти нақш, фарёд!
З-он даст, ки нақш мегузорад!
Ҳар ҷо, ки муваллиҳе[2] чу Фарҳод,
Ширинсифате бар ӯ гуморад.
Кас бори мушоҳидат начинад,
То тухми муҷоҳидат накорад.
Нолидани ошиқони дилсӯз,
Нопухта маҷоз мешуморад.
Айбаш макунед, ҳушмандон,
Гар сӯхтахирмане бизорад.
Хоре чӣ бувад ба пои муштоқ?
Теғеш бирон, ки сар нахорад.
Ҳоҷат ба дари касест моро,
К-ӯ ҳоҷати кас намегузорад.
Гӯянд, бирав зи пеши ҷавраш,
Ман меравам, ӯ намегузорад.
Ман худ на ба ихтиёри хешам,
Гар даст зи доманам бидорад,
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Баъд аз талаби ту дар сарам нест,
Ғайр аз ту ба хотир-андарам нест.
Раҳ менадиҳӣ, ки пешат оям,
В-аз пеши ту раҳ, ки бгзарам, нест.
Ман мурғи забуни доми унсам,
Ҳарчанд, ки мекушӣ, парам нест.
Гар чун ту парӣ дар одамизод
Гӯянд, ки ҳаст, боварам нест.

---

[1] Бар.
[2] Волиҳгардида, шефта.

Меҳр аз ҳама халқ баргирифтам,
Ҷуз ёди ту дар тасаввурам нест.
Гӯянд, бикӯш, то биёбӣ,
Мекӯшаму бахт ёварам нест.
Қисме, ки маро наёфариданд,
Гар ҷаҳд кунам, муяссарам нест.
Эй кош, маро назар набудӣ,
Чун ҳаззи назар баробарам нест.
Фикрам ба ҳама ҷаҳон бигардид,
В-аз гӯшаи сабр беҳтарам нест.
Бо бахт ҷадал наметавон кард,
Акнун, ки тариқи дигарам нест,
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Эй дил, на ҳазор аҳд кардӣ,
К-андар талаби ҳаво нагардӣ?
Касро чӣ гунаҳ, ту хештанро
Бар теғ задию захм х(в)ардӣ.
Дидӣ, ки чӣ гуна ҳосил омад
Аз даъвии ишқ, рӯйзардӣ.
Ё дил бинихӣ ба ҷавру бедод,
Ё қиссаи ишқ дарнавардӣ.
Эй симтани сиёҳгесӯ,
К-аз фикр сарам сапед кардӣ,
Бисёр сияҳ сапед кардаст
Даврони сипеҳри лоҷвардӣ.
Сулҳ аст миёни куфру ислом,
Бо мо ту ҳанӯз дар набардӣ.
Сар беш гарон макун, ки кардем
Иқрор ба бандагию хурдӣ.
Бо дарди туам хуш аст, азеро-к
Ҳам дардию ҳам давои дардӣ.
Гуфтӣ, ки сабур бош, ҳайҳот,
Дил мавзиъи сабр буду бурдӣ.
Ҳам чора таҳаммул асту таслим,
В-арна, ба кадом ҷаҳду мардӣ

Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам?!

Бигзашту нигаҳ накард бо ман,
Дар пой кашон зи кибр доман.
Ду наргиси масти нимхобаш
Дар пешу ба ҳасрат аз қафо ман.
Эй қиблаи дӯстони муштоқ,
Гар бо ҳама он кунӣ, ки бо ман.
Бисёр касон, ки ҷони ширин
Дар пои ту резад, аввало ман.
Гуфтам, ки шикояте бихонам
Аз дасти ту пеши подшо ман,
К-ин сахтдилию сустмеҳрӣ
Ҷурм аз тарафи ту буд ё ман?
Дидам, ки на шарти меҳрбонист,
Гар бонг барорам аз ҷафо ман.
Гар сар биравад, фидои поят!
Даст аз ту намекунам раҳо ман.
Ҷуз васли туам ҳаром бодо,
Ҳоҷат, ки бихоҳам аз Худо ман.
Гӯяндам, аз ӯ назар бипарҳез,
Парҳез надорам аз қазо ман.
Ҳаргиз нашунидаам, ки ёре
Бе ёр сабур буд, то ман
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Эй рӯи ту офтоби олам,
Ангуштнамои оли Одам.
Эҳёи равони мурдагонро
Бӯят нафаси Масеҳи Марям.
Бар ҷони азизат офарин бод,
Бар ҷисми шарифат исми аъзам.

Маҳбуби манӣ чу дидаи рост[1],
Эй сарви равон, ба абруи хам.
Дастон ки ту дорӣ, эй парирӯй,
Бас дил бибарӣ ба каффу миъсам[2].
Танҳо на манам асири ишқат,
Халқе мутаашшиқанду ман ҳам.
Ширини ҷаҳон туӣ ба таҳқиқ,
Бигзор ҳадиси мотақаддам[3].
Хубит мусаллам асту моро
Сабр аз ту намешавад мусаллам.
Ту аҳди вафои худ шикастӣ,
В-аз ҷониби мо ҳанӯз муҳкам.
Магзор, ки хастагон бимиранд,
Дур аз ту, ба интизори марҳам.
Бе мо ту ба сар барӣ ҳама умр,
Ман бе ту, гумон мабар, ки як дам
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Гулро мабаред пеши ман ном,
Бо ҳусни вуҷуди он гуландом.
Ангуштнамои халқ будем,
Монанди ҳилол аз он маҳи том.
Бар мо ҳама айбҳо бигуфтанд,
Ё қавму, ило мато ва ҳаттом?
Мо худ задаем ҷом бар санг,
Дигар мазанед санг бар ҷом.
Охир, нигаҳе ба сӯи мо кун,
Эй давлати хосу ҳасрати ом.
Бас дар талаби ту деги савдо
Пухтему ҳанӯз кори мо хом.
Дармони асири ишқ сабр аст,
То худ ба куҷо расад саранҷом.

[1] Чашми рост.
[2] Дастбанд.
[3] Гуфтаҳои пешиниён.

Ман дар қадами ту хок бодам!
Бошад, ки ту бар сарам ниҳӣ гом.
Дур аз ту шикеб чанд бошад,
Мумкин набувад бар оташ ором.
Дар доми ғамат чу мурғи ваҳшӣ
Мепечаму сахт мешавад дом.
Ман бе ту на розиям, валекин
Чун ком намедиҳӣ, ба ноком
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Эй зулфи ту ҳар хаме каманде,
Чашмат ба карашма чашмбанде.
Махром бад-ин сифат, мабодо,
К-аз чашми бадат расад газанде!
Эй оина, эминӣ, ки ногоҳ
Дар ту расад оҳи дардманде.
Ё чеҳра бипӯш, ё бисӯзон
Бар рӯи чу оташат сипанде.
Девонаи ишқат, эй парирӯй,
Оқил нашавад ба ҳеч банде.
Талх аст даҳони айшам аз сабр,
Эй тунги шакар, биёр қанде.
Эй сарв, ба қоматаш чӣ монӣ?
Зебост, вале на ҳар баланде.
Гирям ба умеду душманонам
Бар гиря зананд ришханде.
Эй кош, зи дар даромадӣ дӯст,
То дидаи душманон бикандӣ.
Ё Раб, чӣ шудӣ, агар ба раҳмат
Боре суи мо назар фикандӣ?
Якчанд ба хира умр бигзашт,
Минбаъд бар он сарам, ки чанде
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Дардо, ки ба лаб расид ҷонам,
Овах, ки зи даст шуд инонам!
Кас дид чу ман заъиф ҳаргиз,
К-аз ҳастии хеш дар гумонам?!
Парвонаам, уфтону хезон,
Якбора бисӯзу вораҳонам!
Гар лутф кунӣ, ба ҷои инам,
В-ар ҷавр кунӣ, сазои онам.
Ҷуз нақши ту нест дар замирам,
Ҷуз номи ту нест бар забонам.
Гар талх кунӣ ба дуриям айш,
Ёдат чу шакар кунад даҳонам.
Асрори ту пеши кас нагӯям,
Авсофи ту пеши кас нахонам.
Бо дарди ту ёваре надорам,
В-аз дасти ту махласе надонам.
Оқил бичаҳад зи пеши шамшер,
Ман куштаи сарбаростонам.
Чун дар ту наметавон расидан,
Беҳ з-он набувад, ки то тавонам,
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Он барги гул аст ё буногӯш,
Ё сабза ба гирди чашмаи нӯш.
Дасти чу мане қиёма бошад,
Бо қомати чун туе дар оғӯш.
Ман моҳ надидаам кулаҳдор,
Ман сарв надидаам қабопӯш.
В-аз рафтану омадан чӣ гӯям?
Меояду меравам ман аз ҳуш.
Рӯзе даҳане ба ханда бикшод
Писта, даҳани ту гуфт: Хомӯш!
Хотир паи зуҳду тавба мерафт,
Ишқ омаду гуфт: Зарқ мафрӯш!

Мустағриқи ёдат ончунонам,
К-им ҳастии хеш шуд фаромӯш.
Ёрон ба насиҳатам чӣ гӯянд:
Биншину сабур бошу махрӯш!
Эй хом, ман инчунин бар оташ,
Айбам макун, ар бароварам ҷӯш.
То ҷаҳд бувад, ба ҷон бикӯшам,
В-он гаҳ ба зарурат аз буни гӯш
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Тоқат бирасиду ҳам нагуфтам,
Ишқат ки зи халқ мениҳуфтам.
Тоқам зи қарору сабру ором,
З-он рӯз, ки бо ғами ту ҷуфтам.
Оҳанги дарози шаб зи ман пурс,
К-аз фурқати ту даме нахуфтам.
Бар ҳар мижа қатрае чу алмос
Дорам, ки ба гиря санг суфтам[1].
Гар кушта шавам, аҷаб мадоред,
Ман худ зи ҳаёт дар шигифтам.
Такдир дар ин миёнам андохт,
Чандон ки канора мегирифтам.
Дӣ бар сари кӯи дӯст лахте
Хоки қадамаш ба дида руфтам.
На хортарам зи хок, бигзор,
То дар қадами азизат афтам.
З-он гаҳ, ки бирафтӣ аз канорам,
Сабр аз дили реш гуфт: рафтам!
Мерафту ба кибру ноз мегуфт:
Бе мо чӣ кунӣ? Ба лоба гуфтам:
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

[1] Сӯрох кардам.

Боре бигузар, ки дар фироқат
Хун шуд дили реш аз иштиёқат.
Бикшой даҳан, ки посухи талх
Гӯӣ шакар аст дар мазоқат.
Дар куштаи хештан нигаҳ кун,
Рӯзе агар афтад иттифоқат.
Ту хандазанон чу шамъу халқе
Парвонасифат дар иҳтироқат[1].
Мо худ зи кадом хайл бошем,
То хайма занем дар вусоқат[2]?
Махтарту сабобатӣ, валокин
Айнӣ назарат ва мо атоқат[3].
Бас дида, ки шуд дар интизорат
Дарёву намерасад ба соқат.
Ту масти шаробу хобу моро
Бехобӣ кушт дар ятоқат[4].
На қудрати бо ту буданам ҳаст,
На тоқати он, ки дар фироқат
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Овах, ки чу рӯзгор баргашт,
Аз ман дилу сабру ёр баргашт!
Баргаштани мо зарурате буд,
В-он шӯх ба ихтиёр баргашт.
Парварда будам ба рӯзгораш,
Ӯ низ чу рӯзгор баргашт.
Ғам низ чӣ будӣ, ар бирафтӣ,
Он рӯз, ки ғамгусор баргашт.
Раҳмат кун, агар шикастаеро
Сабр аз дили беқарор баргашт.

---

[1] Сӯхта шудан, оташ гирифтан.
[2] Хиргоҳ, хона.
[3] Ин сӯзу иштиёқро ман худ интихоб накардам; чашмам диду тоб наёвард.
[4] Пос, нигаҳбонӣ.

Узраш биниҳ, ар ба зери санге
Саркӯфтае чу мор баргашт.
З-ин баҳри амиқ ҷон бадар бурд,
Он кас, ки ҳам аз канор баргашт.
Ман сокини хоки кӯи ишқам,
Натвонам аз ин диёр баргашт.
Бечорагияст чораи ишқ,
Донӣ, чӣ кунам, чу ёр баргашт?-
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Ҳар дил, ки ба ошиқӣ забун нест,
Дасти хуши рӯзгори дун нест.
Ҷуз дидаи шӯхи ошиқонро
Бар чеҳра давон сиришки хун нест.
Кӯтаҳназаре ба хилватам гуфт:
Савдо макун, охират ҷунун нест?!
Гуфтам: Зи ту кай барояд ин дуд,
К-ит оташи ғам дар андарун нест?
Оқил донад, ки нолаи зор
Аз сӯзиши синае бурун нест.
Таслими қазо шудам, к-аз ин қайд
Касро ба халос раҳнамун нест.
Сабр ар накунам, чӣ чора созам?
Ороми дил аз яке фузун нест.
Гар бикшаду гар муоф дорад,
Дар қабзаи ӯ чу ман забун нест.
Донӣ, ба чӣ монад оби чашмам?
Селоб, ки як дамаш сукун нест.
Дар даҳр вафо набуд ҳаргиз,
Ё буду ба бахти мо кунун нест?!
Ҷон бархии рӯи ёр кардам,
Гуфтам, магараш вафост, чун нест,
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Дар пои ту ҳар кӣ сар наяндохт,
Аз рӯи ту парда барнаяндохт.
Дар ту нарасиду пай[1] ғалат кард,
Он мурғ, ки болу пар наяндохт.
Дидори ту равшанӣ наяфзуд,
То ҷон чу пиёда дарнаяндохт.
Кас бо рухи ту набохт аспе,
Онро, ки чу шамъ сар наяндохт.
Борат накашам, ки марди маънӣ
Дарбохт сару сипар наяндохт.
Ҷон доду дарун ба халқ нанмуд,
Хун хурду сухан бадар наяндохт.
Рӯзе гуфтам: Касе чу ман ҷон
Аз баҳри ту дар хатар наяндохт.
Гуфто: На, ки тири чашми мастам
Сайд аз ту заъифтар наяндохт.
Бо он ки ҳама назар дар ӯям,
Рӯзе суи мо назар наяндохт.
Навмед наям, ки чашми лутфе
Бар ман фиканад, в-агар наяндохт,
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Эй бар ту қабои ҳусн чолок,
Сад пираҳан аз ҷудоият чок.
Пешат ба тавозуъ аст, гӯӣ,
Афтодани офтоб бар хок.
Мо хок шавему ҳам нагардад
Хоки дарат аз ҷабини мо пок.
Меҳр аз ту тавон бурид? Ҳайҳот!
Кас бар ту тавон гузид? Ҳошок[2]!
Аввал дили бурда бозпас деҳ,
То даст бидорамат зи фитрок.

[1] Нақши по, из.
[2] Ҳаргиз, мабодо!

Баъд аз ту ба ҳеч кас надорам
Уммеду зи кас наёядам бок.
Дард аз ҷиҳати ту айни доруст,
Заҳр аз қибали ту маҳзи тарёк.
Савдои ту оташе ҷаҳонсӯз,
Ҳиҷрони ту вартае хатарнок.
Рӯи ту, чӣ ҷои сеҳри Бобил?
Мӯи ту, чӣ ҷои мори Заҳҳок?
Саъдӣ, бас аз ин сухан, ки васфаш
Доман надиҳад ба дасти идрок.
Гард арчи басе ҳаво бигирад,
Ҳаргиз нарасад ба гарди афлок.
Пои талаб аз равиш фурӯ монд,
Мебинаму чора нест, илло-к
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Эй чун лаби лаъли ту шакар не,
Бодом чу чашмат, эй писар, не.
Ҷуз сӯи ту майли хотирам на,
Ҷуз дар рухи ту маро назар не.
Хубони ҷаҳон ҳама бидидам,
Мисли ту ба чобукӣ дигар не.
Пирони ҷаҳон нишон надоданд
Чун ту дигаре ба ҳеч қарне.
Эй он ки ба боғи дилбарӣ-бар
Чун қадди хуши ту як шаҷар не.
Чандин шаҷари вафо нишондам,
В-аз васли ту заррае самар не.
Овозаи ман зи арш бигзашт,
В-аз дарди дилам туро хабар не.
Боз оям, агар диҳӣ иҷозат,
Эй роҳати ҷони ман, в-агар не,
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Шуд мавсими сабзаву тамошо,
Бархезу биё ба сӯи саҳро,
К-он фитна, ки рӯи хуб дорад,
Ҳар ҷо, ки нишаст, хост ғавғо.
Соҳибназаре, ки дид рӯяш,
Девонаи ишқ гашту шайдо.
Донӣ, накунад қабул ҳаргиз
Девона ҳадиси марди доно.
Чашм аз паи дидани ту дорам,
Ман бе ту хасам канори дарё.
Аз ҷаври рақиби ту бинолам,
Хор аст нахустбори хурмо.
Саъдӣ, ғами дил ниҳуфта медор,
То менашавӣ зи ғайр расво.
Гуфтаст магар ҳасуд бо ту,
Зинҳор марав аз ин пас он ҷо?!
Ман низ агарчи ношикебам,
Рӯзе ду барои маслиҳатро
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

Бирбуд ҷамолат, эй маҳи нав,
Аз моҳи шаби чаҳордаҳ зав[1].
Чун мегузарӣ, бигӯ ба товус:
Гар ҷилвакунон равӣ, чунин рав.
Гар лоф занӣ, ки ман сабурам,
Баъд аз ту ҳикоят асту машнав.
Дасте зи ғамат ниҳода бар дил,
Чашме зи паят фитода дар гав[2].
Ё аз бари ошиқон дарун ой,
Ё аз дили толибон бурун шав.
З-ин ҷавру таҳаккумат ғараз чист?
Бунёди вуҷуди мо кану рав!

---

[1] Нур, рушноӣ.
[2] Жарфно, чоҳ, гавдол.

Ё мутлифа муҳҷатӣ ва нафсӣ,
Аллоҳу яқика маҳзарассав[1].
Бо ман чу ҷаве надид маъшуқ,
Нагрифт ҳадиси ман ба як ҷав.
Гуфтам, гунаҳам мабин, ки рӯзе
Бинӣ, ки шавад ба хилъате нав.
Дар сояи шоҳи осмонқадр,
Маҳталъати офтобпартав.
В-аз лафзи ман ин ҳадиси ширин
Гар менарасад ба гӯши хусрав,
Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам.

[1] Эй ки хунамро бирехтию маро куштӣ, Худо туро аз бад нигаҳ дорад.

# ФЕҲРИСТ

**«АХТАРОНИ АДАБ» (СИЛСИЛА)**
**ИБОРАТ АЗ 50 ҶИЛД**

**Ҷилди 27**

# САЪДИИ ШЕРОЗӢ

# ҒАЗАЛИЁТ

Ороиши *О. Раҳмонӣ*
Муҳаррири ороиш *Р.Шералӣ*
Муҳаррири саҳифабандӣ *М. Саидова*
Ҳуруфчини компютер *И.Шоева*

Ба матбаа 24.12.2014 супурда шуд.
Чопаш 29.12.2014 ба имзо расид.
Ҷузъи чопӣ 30. Андозаи 60x90 $^{1}/_{16}$.
Адади нашр 5000 нусха

Муассисаи нашриявии «Адиб»-и
Вазорати фарҳанги Ҷумҳурии Тоҷикистон
734018, ш. Душанбе, кӯчаи Н. Қаробоев 17а

www.ravshanfikr.tj

Дар чопхонаи ҶДММ «Илм» чоп шудааст.